**МАҚОМОТИ ИҶРОИЯИ ҲОКИМИЯТИ**
**ДАВЛАТИИ ВИЛОЯТИ СУҒД**

**МУАССИСАИ ДАВЛАТИИ**
**«МАРКАЗИ ИЛМИИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ»**

# МУRАДДИМАИ КАМОЛШИНОСӢ

**Нашриёти «Ношир»**
**Хуҷанд – 2015**

ББК 83.3 (Тоҷ)
Н – 94

**МУҚАДДИМАИ КАМОЛШИНОСӢ. Таҳияи Баҳром Раҳматов ва Иззатбек Шехимов.** – Хуҷанд: Ношир, 2015. – 504 саҳ.

Муҳаррири масъул:
Фахриддин Насриддинов

«Муқаддимаи камолшиносӣ» фарогири муҳимтарин аснод, маълумот ва таҳқиқот дар мавриди рӯзгору ашъори Шайх Камоли Хуҷандист.

Китоб аз се бахш иборат аст: а) Сарчашмаҳои маърифати Камоли Хуҷандӣ. Ин бахш шомили матолиби бештар аз сӣ сарчашмаи муътабар аст, ки аз рӯзгори Шайх Камол то ибтидои асри ХХ ба қалам омадаанд; б) Таҳқиқоти камолшиносӣ. Дар ин бахш он таҳқиқот, ки уқдае аз камолшиносиро боз кардаанд, ё дар ин ҷода арзишманд мебошанд, таҳия карда шудаанд; в) Китобшиносии муқаддамотии Камоли Хуҷандӣ. Бахши мазкур тадвини муқаддамотӣ дар китобшиносии Камоли Хуҷандӣ буда, дастхатҳову нашрҳои девони шоир, китобу рисола ва мақолоти марбут ба камолшиносиро муаррифӣ менамояд.

Китоб барои ҳар нафаре, ки дар ҷодаи камолшиносӣ таҳқиқ анҷом медиҳад, манбае муҳим ва раҳнамое судманд мебошад.

ISBN 978-999-75-51-07-8

# САРЧАШМАҲОИ МАЪРИФАТИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

## ДЕБОЧАИ ҚАДИМТАРИН НУСХАИ ХАТТИИ «ДЕВОН»-И КАМОЛИ ХУҶАНДӢ[1]

*«Ва осоруҳу фӣ кулли шайъин шавоҳид.*
*Саводиқун фӣ оётиҳо ва саводиъ.*
*Саноеу биядайҳи-л-ъаёну ва иннамо,*
*Тадуллу фӣ сунъи-с-санеъи-с-сониъ.*

… салавоти номасдуд ва ҳадоёи таҳоёи ғайримаҳдуд нисор дар равзаи мутаҳҳари байт-ул-қасид(а)... нубуввату сарҷаридаи феҳристи дебочаи футувват … хонақоҳи «Қул ин кунтум туҳиббуналлоҳа фа-т-табиъунӣ», имоми … саллу камо раайтумунӣ, расулуллоҳи зилқадри... Муҳаммадин-н-набиййи ал-абтаҳӣ, ки тӯтии табъи шакархояш дар бӯстони фасоҳат аладдавом шаккари шукр мехояд, ва булбули хушалҳони нотиқаи нағмасарояш ҳамвора нағмаи «Инна мина-ш-шеъри лаҳикматан ва инна мина-л-ҳикмати ласеҳран» месарояд.

Ш е ъ р:

*Ё айюҳа-р-роҷуна минҳу шафоъатан,*
*Саллу ъалайҳи ва саллиму таслиман.*

Аммо баъд, бар ройи сойибаи нофизаи ҷавоҳири сухан ва афкори соқибаи суханварони мутаайййин, ки ҳиҷоби райб аз пеши замири … эшон бархоста бошад ва ғубори шубҳат бар зайли мухаддароти замири мунирашон нанишаста, чун чеҳраи рӯзи равшан тобон ва талиаи хуршед рахшону дурахшон бошад, ки латиф … ғунчае, ки дар бӯстони замири афроди анвои инсонӣ чеҳра кушод.

Ва нафистар ҷавҳаре, ки зевари гӯшу гардани ароиси замоири асҳоби маониро шояд, шукуфаи сирри мактуми сухан аст, ки аз шохсори зарринқалам бар минассаи симини баёз шикаста мешавад. Ва дурари каломи манзум аст, ки аз садафи замири мунир дар силки таҳрир интизом меёбад.

Байт:

*Беҳин ворисе мардро ёдгор*
*Сухан бошад, ин як сухан ёд дор.*

---

[1] Девон дар китобхонаи Остони Қудси Разавии шаҳри Машҳад таҳти шумораи 529 (шумораи умумии 4739) нигоҳдорӣ мешавад. Аввалу охири дебоча афтодааст. Котиби нусха номаълум буда ба занни ғолиб аз мусоҳибони шоир будааст. Нусха дар замони зиндагии Хоҷа Камол китобат шудааст ва шояд аз назари мубораки шоир ҳам гузашта бошад. Азбаски чанд ҷои нусха нохоност ва калимаҳое аз самти чапи саҳифаҳо бар асари тармим бурида шудаанд ва қисме хеле фарсудаанд, ба ҷои онҳо аломати се нуқта (...) гузошта шуд.

Қобили зикр аст, ки дар матни «дебоча» ва дигар мутун, ки айнан оварда шудаанд, баъзе байтҳои аз нигоҳи вазн хароб ва ноқис (бо ҳазфи як мисраъ) дида шуд. Мо ба хотири риояти асолати матн бо ишораҳои аломати савол (?) ва бисёрнуқта айни онҳоро сабт намудем. Дар байтҳои мисолияи тазкираҳо ҳам ҷо-ҷо табдили калимот, иборот ва таркиботи шеъри Камол ба назар расид, ки баъзан, халале ба маънову мантиқ ё балоғати сухан ворид мекунад, вале онҳо ҳам бидуни тағйирот зикр шудаанд.

*Касе, к-ӯ нагашт аз сухан баҳраманд,*
*Мадонаш ба назди сухан арҷманд.*

Ҳоза-л-маънӣ фаиннаҳу ашора бимо афода. Навъу ҳоза-л-маънӣ:

Назм:

*Сухани дилкушои тозаи тар,*
*Ҳаст хубу латифу ҷонпарвар.*
*Кадхудои ҳама ҷаҳон сухан аст,*
*Ҷони ҷону ҷаҳони ҷон сухан аст.*
*Сухан аз ҳар чӣ дар ҷаҳон пеш аст,*
*Одамӣ з-ин зи ҳамгинон пеш аст.*
*Чун ба мардум зи Ҳақ дуруд омад,*
*Ба сухан з-осмон фуруд омад.*
*Гар будӣ гавҳаре варои сухан,*
*Он фуруд омадӣ ба ҷои сухан.*

Ва дар ҳар асре аз аркони дину давлат ва аъёни мулку миллат соҳибдавлате ба маёмини раббонӣ ва таъйидоти субҳонӣ ба камоли фазлу раҷҳони ақл ва ройи соибу фикри соқиб ва табъи салими ваққоду зеҳни мустақими наққод аз акфои ақрони хеш мумтоз гашта ва шеваи суханварӣ ва ба шимаи иборатпарварӣ аз ҷамеи роёти фазлу истеъдод даргузашта ва саҳоифи дафотиру вуҷӯҳи сафоин ба натоиҷи табъи латиф ва воридоти хотири шарифи ӯ тавашшуҳ ёфта. Ва шаҷараи таййибаи касират-ул-ағсон ва ғазират-ул-ақёни суханро аз айн-ул-ҳаёти фасоҳату балоғат тарашшуҳ лозим дониста ва самараи зикри ҷамилу санои ҷазил муддахар гардонида. Чунонки дар ин рӯзгор Шайх-ул-исломи аъзам, султону салотини-л-машоихи фи-л-ъолам, сирруллоҳи фи-л-аразин, ҳуҷҷатуллоҳи ъала-л-ъоламин, ғавс-ул-варо ва ғайс-ун-надо, шамсу машориқи-л-маъонӣ, тоҷу мафориқи-л-аъолӣ.

Шеър:

*Лақад фоқа фи-л-арзи сору ъабидуҳу,*
*Йахирруна ли-л-азқони би-л-боби суҷҷадан.*

Аллазӣ зон-ул-маносиб ал-исломиййату ва мо зайййинатҳу шарафуҳо ва мо шаррафатҳу ва манналлоҳу бивуҷудиҳи-ш-шарифи ъалайҳо ва ҳийа аҳваҷу илайҳи минҳу илайҳо ... оноа-л-лайли ва атрофа-н-наҳор Саъдивор мегуфтанд:

Байт:

*Боз о, ки дар фироқи ту чашми умедвор,*
*Чун гӯши рӯзадор бар Аллоҳу акбар аст.*

* * *

*Ва кам мин лайлатин қад қулта фиҳо,*
*Ало йо давлата-л-аййоми ъудӣ.*

То дар шуҳури санаи самона ва тисъина ва сабъумиата ба ҳукми «Инна лиллоҳи фӣ аййоми даҳрикум нафаҳотун ало фатаъарразу лаҳо» субҳи давлат аз уфуқи саодат бидамид ва насими иноят аз маҳабби каромат бивазид.

Назм:

*Субҳи висол аз шаби фироқ баромад,*
*Ғуссаи ҳиҷрони ҷонситон ба сар омад.*
*Бахт мусоид шуду замона мувофиқ,*
*Гулбуни шодиву хушдилӣ баромад.*
*Шукр Худоро, ки ҳам ба оқибатуламр,*
*Оҳи саҳаргоҳу нола коргар омад.*

Ва ливои иршоду рояти вилояти ҳазрати исломпаноҳӣ вазифат-ул-ъавди Аҳмад бархонд, ба фазои мамлакати Озарбойҷон нузул фармуданд.

Байт:

*Бушро фааграқа ъайн-ул-башари ли-л-башари,*
*Тубо фааврақа туба-н-насри ва-з-зафари.*

Ва бар қоидаи қадим саҷҷодаи иршод бигустаронид ва фузалову мустаиддони Табрез дар муқобалаи ин неъмати узмо ва мувозоти ин мавҳибати кубро ҷабҳаи хузӯъ бар хок ниҳода вазоифи ҳамди валийӣу-л-ҳамд ба тақдим расонида – «Ва қолу-л-ҳамду лиллоҳи-л-лазӣ азҳаба ъанна-л-ҳазана инна раббано лағафурун шакур». Ва чун бар мухаддароти натоиҷи табъи латиф ва воридоти хотири шариф, ки дар он билод сонеҳ шуда буд, иттилоъ ёфтанд, садои таҳсину офарин ба аъло иллийӣин расонида, гуфтанд: «Марҳабан би-л-алфози-л-фасеҳати ва-л-маъони-л-ариҳати алфозун тарассаъат мин афориқи-с-сеҳри мин насими-с-саҳари лафзан ва эъҷозан ва маъонин таҷарраъат абориқа-ш-шумули шукран ваҳтизозан. Қад отино хотиран ва лаззата наботиҳи уммаҳоти-л-маъонӣ ал-латифати ва ҳайсумо интаҷҷа ҷавоҳира аърози арвоҳиҳо хафифатун ҳозо ҳава-с-саҳари ва лайса мин зеҳни-л-барийӣати мислиҳи битавқеъин.

Байт:

*Бубин нигору сано кун ба сад ҳазор забон,*
*Бад-он нигоргаре, к-ӯ чунин нигор орост.*

Пас муридони мухлис ва мустаиддони мутахассиси он азиз ... ал-атвор ва-л-аквон бар ҳошияи балдаи Табрез мабсут буд ва умуми халоиқ ало ихтилофи табақотиҳим ва табоюни ҳолотиҳим ба зилоли авотифи он ҳазрат мултаҷӣ шуда, бо омолу амонии дуҷаҳонӣ фоиз мегаштанд. Ва аз манзумоти каломи ин афсаҳи аном иқтибоси румузи сирри илоҳӣ мекарданд ва уюни дафотир ва вуҷӯҳи сафоин бад-он мувашшаҳ мегардониданд. То авоили зилқаъдаи санаи сабъа ва самонина ва сабъумиата бар муқтазои ройи наими ломукаддарати-д-даҳри биҳори фитнаву ошӯб дар тамаввуҷ омад ва риёҳи мухолифати зулму удвон вазидан гирифт. Ва ливои иршоди исломпаноҳӣ ба ҷониби Сарой наҳзат фармуд ва зилли залил бар мафориқи суккону қуттони он диёр бигустаронид.

*Ва ҳайс-ул-ҳарими соъидун бикум салома,*
*Ва йаръокум-ур-Раҳмону мин кулли ҷонибин.*

Ва мустаиддони Озарбойҷон ғариқи дарёи фироқ ва ҳариқи оташи иштиёқ гаштанд. Ва дар интизоми мақдами шариф…».

## «ҶАВОҲИР-УЛ-АСРОР»-И ШАЙХ ОЗАРӢ[2]

«Вақте Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу, шеъре гуфта буд, матлаи он ин буд

*«Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст,*

---

[2] Ҷавоҳир-ул-асрор. Шайх Озарӣ. – Нусхаи дастнависи № 1916, Китобхонаи Миллии Тоҷикистон. - С.180-181.

– Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ, ки аз муваҳҳидони он рӯзгор буд, дар муориза бар ӯ эрод гирифта буд ва қитъа дар маънии луғази маҳмуд ё мазмум гуфта ва табйини ҳар як карда. Ин аст:

*Аз саводулваҷҳи фи-д-дорайн  агар дорӣ хабар,*
*Чашм бигшода ҷамоли фақру куфри мо нигар.*
*Аз саводи инчунин куфри маҷозӣ мардвор,*
*Сӯи дорулмулки он куфри ҳақиқӣ кун гузар.*
*Куфри ботил ҳаққи мутлақро ба худ пӯшидааст.*
*Куфри ҳақ худро ба худ пӯшидан аст, эй беҳунар.*
*То ту дар банди худӣ, худро ба ҳақ пӯшидаӣ,*
*Чун шавӣ кофир, зи имон он замон ёбӣ хабар.*
*Он ки аз сарчашмаи куфри ҳақиқӣ об хӯрд,*
*Баҳри куфри ҳар ду олам буд пешаш чун самар.*
*Чун ба куллӣ гашт дар шамси ҳақиқӣ пасттар.*
*Бадр гардид аз зуҳури томи хуршед он қамар.*
*Куфри Аҳмад ҳаст дар шамси Аҳад махфӣ шудан,*
*Ҳаст «То Ҳо» мазҳари кулли зуҳури нури х(в)ар.*
*Пас нагӯяд: «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст»,*
*Ҳар ки бошад аз маонии ҳақоиқ баҳравар.*

Эроди Мавлавӣ аз рӯи истилоҳи қавм агарчи ворид аст, фааммо аз сухани Шайх, ки «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст, ин маънӣ маълум намешавад, ки бар ӯ эрод расад. Мурод ба «То Ҳо» хитоб ба Аҳмад аст ва он ки Шайх гуфтааст, ки «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст, баёни лисони ҳадис аст ва шак нест, ки «коф»-и калимаи Аҳадӣ, ки куфри ғайрест, бартар аст аз «То Ҳо»-и Аҳмадӣ, ки он ишорат ба чаҳордаҳ ҳуруфи муҳкамот, касрати ғайрат аст. Ва-с-салому ъала-л-лазина йастамиъуна-л-қавла файаттабиъуна аҳсанаҳу. Валлоҳу аълам.

* * *

«Ҳамчунон ки он фанни шариф аз фунуни сухан пуршеваю фитнагару дилрабо ва ғамзазан аст, ишқварзону соҳибони ин ҳирфа ҳама азиз-ул-вуҷуду оламгир ва шаҳрошӯбу турфатабъ ва танассуҷгӯю адимулмисл ва нодир-ут-тавр бошанд, мисли афзал-ул-мутааххирин Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, ки билоназири мутақаддаму мутааххари худ аст ва лафзану маънан ин ҳирфаро ба камоли худ расонидааст. Ва чунончи ҳаққи ин тавр аст, доди нозукиву латофату хаёл додааст, бо вуҷуди шароифи авқот ва латоифи халавот, ки шайх-ул-вақт ва фарид-ул-аср буд. Ва чунин масмӯъ аст, ки яке аз автодро дарёфтааст. Вафоташ дар Табрез буда ва дар Валиёнкӯҳ мадфун аст».

* * *

«… акнун бо сирри амиқи сухан бояд рафт ва аз мутағаззилон, ки хориҷи тоифаи шоиронанд ва ин гурӯҳро «аҳли табъ» хонанд, Шайх Камоли Хуҷандиро, раҳимаҳуллоҳу, тақдим карда шуд, ки ин фан чунончи муқтазои ӯ бошад, милки ӯст.

Байт:

*Хубон, ки дона-дона кунанд ашки ошиқон,*
*Аз соҳирӣ зананд бар оби равон гираҳ.*

* * *

*Он ду абрӯи муқаввас ду камонанд баланд,*
*Ки ба сад қарн чунон турфа камон натвон сохт.*

Лафзан ва маънан ҳеч боқӣ нест. Шараъту фи-л-ишкол.

Ишкол:

*Дил зи ёрони куҳан бардоштӣ,*
*Чист чандин ҷанг пеш аз оштӣ.*

Ишколи ин байт дар он аст, ки аҳли табъ «Дил зи ёрони куҳан бардоштӣ»-ро иборат аз як ҷанг медоранд ва он на чунон аст, ки «аз дил бардоштан» то «ҷанг» чандин масофат аст. Чӣ лозим нест, ки ҳар ҷо ки «ҷанг» бошад, «дил бардоштан» бошад, ки то он замон, ки дӯстон дил аз ҳам бардоранд, чандин ҷанг воқеъ шавад ва лафзи «ёрони куҳан» бад-он мушаъъир аст, ки чандин ҷанг будааст, ӯ шикоят аз қатъи куллӣ мекунад, ки он «дил бардоштан» аст. Яъне пеш аз он ки «ҷанг»-ҳои пешро рафъ кунӣ ва оштӣ дар миён афтад, ту қатъи дӯстӣ мекунӣ ва мешояд, ки дил бардоштанро иборат аз чандин ҷанг доранд ва мешояд, ки он пеш аз оштӣ бошад. Яъне, чандин «ҷанг»-и он пеш аз оштӣ аст, чунонки истилоҳи Камол аст дар ин маънӣ, ки гӯяд:

*Гузашт аз хуни ман норонда шамшер,*
*Чӣ ҳикмат буд пеш аз оштӣ ҷанг?*

Чӣ аз хун гузаштан пеши ӯ аз маъшуқ чандин ҷанг аст. Ва ташвиши аҳли табъ аз он аст, ки ҷанг пеш аз оштӣ мебошад ва аз он ғофиланд, ки ӯ хабар аз замони мозӣ медиҳад, ки ҷанге дигар будааст ва он аз хун гузаштан аст.

Ишкол:

*Номи он лаб ба хати сабз ба ҷое дидам,*
*Когазе ёфтаму қанд, дар ӯ печидам.*

Дар ӯ печидам маънии қанд дар коғаз ниҳодан нест, бал ба маънии қанд хӯрдан аст батаъҷил».

* * *

Ишкол:

*Эй булбули хушнагма зи мо бод саломат,*
*Ҳар мург, ки бар шох чу ту нагма сарояд.*

Ин қитъаи Шайх Камоли Хуҷандӣ аст, раҳимаҳуллоҳу, ки аз барои Мавлоно Хурдак ба Самарқанд фиристодааст. Зиёдат ишкол надорад ва аҳли табъро дар рабти маънии ӯ имтиҳон мекунанд, ки лафзи ӯ гӯёи маънии ӯст. Эй булбули хушнағма, зи мо бод саломат – яъне ҳар мурғ, ки бар шохи худ нағма сарояд, нағма зи ӯ саломи ту бод, вассалом. Боқии қитъа ин аст:

*Номи ту аз он Хурд шуд аз модари гетӣ,*
*К-ин нагмасароӣ ҳама аз табъи ту зояд.*
*Ҳар шуъба, ки мо бераҳу андоза бибурем,*
*Аз тантана дар нойи шумо тантана ояд».*

* * *

Агар хоҳанд, ки ҷамеъи буҳуру саноеъро дар қасидаи воҳида иҳота кунанд, он қасида хориҷ аз девони Хоҷа Салмон аст. Фааммо ин такаллуфот дар рӯзгор матвист, ки абнои рӯзгор мисли инҳоро тақвими порин мешуморанд. Сухани мағздору рӯҳонӣ бояд, инҳо ҳама нақш будааст, донистанист. Чун ишколоти суханварӣ маълум кардӣ, бидон, ки навъе дигар ишкол аст, ки онро мумаввaҳот гӯянд. Яъне калимоте бошад воҳия, ки беистеъдод онро ба алфози суфистоия ва сафсатаи музахрафи он дар ғалат андозад. Чунончи муқаддам бад-ин таърих, дар замони Шайх Камоли Хуҷандӣ ??? ифҳоми Камол ду байт фароҳам оварда буданд. Филҳақиқат онро маъние мураттаб набуда ва он ин аст. Байт:

*Субҳ, ки бар хати уфуқ ҷилва диҳад бадеъро,*
*Маркази гул инон кашад нуҳ фалаки сареъро.*

*Сайри сареи Фарқадон аз фалак ҳамоиле,*
*Шакли мусалласе диҳад шашҷиҳата рабеъро».*

## «НАФАҲОТ-УЛ-УНС МИН ҲАЗАРОТИ-Л-ҚУДС»-И АБДУРРАҲМОНИ ҶОМӢ[3]

**«Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу таъоло.** Вай бисёр бузург будааст. Ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он сатру талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият бознамонад. Чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аладдавом ба риёзоту муҷоҳидот машғул мебуда. Хидмат Хоҷа Убайдуллоҳ, адомаллоҳу бақоаҳу, мефармуданд, ки: «Вай чанд гоҳ дар Шош мебудааст. Волиди ман мегуфт, ки вай дар он муддат, ки он ҷо буд, ҳайвонӣ намехӯрд. Як бор аз вай илтимос кардем, ки: «Чӣ шавад, ки таоме, ки дар он гӯшт бошад, хӯрда шавад?» Маро гове буд, бағоят хубу фарбеҳ. Хидмат Шайх бар ваҷҳи тийбат фармуд, ки ҳар гоҳ, ки ту гови худро бикушӣ, мо гӯшт бихӯрем». Ман, бе он ки вайро вуқуф бошад, говро бикуштам ва аз он таоме муҳайё сохтам. Ба ҷиҳати хотири ман аз он гӯшт бихӯрд».

Дар зовияе, ки дар Табрез дошта, хилватӣ будааст, ки шаб дар он ҷо ба сар мебурдааст ва касе дигар он ҷо кам мерасида. Чун баъд аз вафоти вай онро дидаанд, ғайр аз бӯрёе, ки бар он ҷо менишаста ё мехуфта ва санге, ки зери сар мениҳода, чизе дигар наёфтанд.

Хидмат Шайх Зайниддини Хофӣ, раҳимаҳуллоҳу, мегуфтааст, ки дар вақти таҳсили улум дар Табрез ба суҳбати вай расида мешуд. Маро ба ин тариқ далолат мекард ва мегуфт, ки ба нисбати иродати мо дарой. Ман гуфтам, ки маро нисбат ба шумо дағдағаҳо дар хотир мегардад. Гуфт: «Бигӯй, ки то аз он ҷавоб гӯям». Ман ҳеҷ нагуфтам, аммо дар авохир, ки ба ин тариқ даромадам ва маро дар он гушоде шуд, донистам, ки вайро мартабаи иршод, ки пеши вай кор тавон кард, будааст.

Гӯянд дар он вақт, ки дар Сарой мебудааст, мавзее будааст, ки дар он вақт, ки об туғён мекарда, дар он мавзеъ харобии бисёр мекарда. Чун вақти туғёни об наздик расида, он қиссаро ба вай гуфтаанд. Фармудааст, ки: «Имсол хаймаи маро дар он мавзеъ бизанед». Хаймаи вайро он ҷо задаанд, дар он ҷо мебудааст, чандон ки вақти туғёни об гузаштааст ва дар он мавзеъ ҳеч харобӣ воқеъ нашуда.

Вафоти вай дар санаи салоса ва самонумиата (803) будааст. Ва қабри вай дар Табрез аст ва бар лавҳи қабри вай ин байт навиштаанд:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

* * *

Мавлоно Муҳаммадширин, машҳур ба Мағрибӣ... бо Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу таъоло, муосир буда ва суҳбат медоштааст.

---

[3] Нафаҳот-ул-унс мин ҳазароти-л-қудс. Нуриддин Абдурраҳмони Ҷомӣ / Муқаддима, тасҳеҳ ва таълиқоти дуктур Маҳмуд Обидӣ. – Теҳрон: Интишороти Иттилоот. – 1370.

Гӯянд, дар он вақт, ки шайх ин матлаъ гуфта будааст, ки:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин.*

Чун ба Мавлоно расидааст, гуфта, ки: «Шайх бисёр бузург аст, чаро шеъре бояд гуфт, ки ҷуз маънии маҷозӣ маҳмиле дигар надошта бошад?». Шайх онро шунидааст, аз вай истидъои суҳбат карда ва худ ба табх қиём намуда ва Мавлоно низ дар он хидмат мувофиқат карда. Дар он асно Шайх он матлаъро хондааст ва фармудааст, ки:

«Чашм айн аст. Пас, мешояд, ки ба лисони ишорат аз айни қадим, ки зот аст, ба он таъбир кунанд. Ва абрӯ ҳоҷиб аст. Пас метавонад буд, ки онро ишорат ба сифот, ки ҳиҷоби зот аст, доранд». Хидмат Мавлоно тавозуъ намудааст ва инсоф дода».

## «БАҲОРИСТОН»-И АБДУРРАҲМОНИ ҶОМӢ[4]

**«Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу таъоло.** Ва вай дар латофати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир нест. Аммо муболиға дар он шеъри вайро аз ҳадди салосат берун бурдааст ва аз чошнии ишқу муҳаббат холӣ монда. Дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук, бо қофияҳо ва радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеъмамост, татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекунад, аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест. Ва он ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бино бар ҳамон татаббуъ тавонад буд. Ва дар баъзе девони вай ин фард дида шудааст:

Байт:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам.*

Ва баъзе аз орифон, ки ба суҳбати Ҳофиз ва Шайх Камол расида буданд, чунин фармудаанд, ки «суҳбати Шайх беҳ аз шеъраш ва шеъри Ҳофиз беҳ аз суҳбати ӯ».

## «ТАЗКИРАТ-УШ-ШУАРО»-И ДАВЛАТШОҲИ САМАРҚАНДӢ[5]

**«Зикри шайхулориф Хоҷа Камоли Хуҷандӣ, қаддасаллоҳу таъоло руҳаҳу.** Бузурги рӯзгору мақбули аброр буда ва марҷаи хавоссу авом ва сархайли акобири айём аст. Ва чун табъи шарифи ӯ бар тариқи шоирӣ мубодарат намуд, аз он сабаб зикри шарифи ӯ дар ҳалқаи шуаро сабт мешавад ва илло Шайхро дараҷаи вилояту иршод аст. Ва шоирӣ дуни маротиби ӯст, бо он ки пояи шоирӣ низ баланд аст. Чунонки Шайхи бузургвор мефармояд.

[4] Баҳористон. Нусхаи хаттии китобхонаи Худобахши Ҳинд. – С. 93-94.

[5] Тазкират-уш-шуаро. Давлатшоҳи Самарқандӣ / Ба таҳқиқ ва тасҳеҳи Муҳаммади Аббосӣ. – Теҳрон, 1958.

Шеър:

*Маро аз шоирӣ худ ор н-ояд,*
*Ки дар сад қарн чун Аттор н-ояд.*

Мавлиду маншаи Шайх Хуҷанд буда ва аз бузургони он диёр аст. Ва Хуҷандро дар «Сувари ақолим» арӯси олам гуфтаанд ва вилояте назеҳу васеъ ва дилкушой аст ва фавокеҳе, ки дар он вилоят ҳосил мешавад, ба тухфа ба ақолим мебаранд. Шайх ба азимати Байтуллоҳ аз Хуҷанд ба саёҳат берун омад ва баъд аз зиёрати Каъбаи муаззама ба диёри Озарбойҷон афтод ва обу ҳаво ва фазои хиттаи Табрез мулоими табъи Шайх афтод ва дар он шаҳри ҷаннатмисол мутаваттин гашт ва дар замони салотини Ҷалоир Шайхро дар шаҳри Табрез ҷамъияту шуҳрате азим даст дод ва аксари бузургони он диёр муриди Шайх шуданд ва маҷлиси шарифи ӯ маҷмаи фузало буда. Дар аснои он ҳол Туқтамишхон аз Дарбанд қасди Табрез кард ва баъд аз фатҳи он диёр Шайхро ба фармони манкуҳаи Хон ба диёри дашти Қипчоқ, ба шаҳри Сарой бурданд ва муддати чаҳор сол Шайх дар шаҳри Сарой буд. Ва дар омадани лашкари Туқтамишхон ба Табрез ва азли Амирвалӣ ва Фарҳод-оғо ин қитъа Шайх мефармояд.

Қитъа:

*Гуфт Фарҳод-оғо ба Мирвалӣ,*
*Ки: «Рашидия»-ро кунем обод.*
*Зари Табрезиён ба оҷуру санг,*
*Бидиҳем аз барои ин бунёд».*
*Буд мискин ба шугли кӯҳканӣ,*
*Ки зи мӯрони дашту кӯҳ зиёд*
*Лашкари подшоҳ Тӯқтамиш,*
*Омаду ҳотиф ин нидо дардод:*
*«Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,*
*Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод».*

Ва Шайхро дар шаҳри Сарой хуш баромада ва акобир муриди ӯ шуданд, аммо дар саррову зарро орзуманди ҳавову аҳолии Табрез мебуд ва дар иштиёқи Табрез мефармояд:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста маро вирди забон хоҳад буд.*
*То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил,*
*Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд.*

Ва Шайхрост ин ғазал, ки дар шаҳри Сарой гуфтааст.

Ғазал:

*Эй рухат ояи ҳусну даҳанат лутфи Худой,*
*Ба ҳадисе бикушо он лабу лутфе бинамой.*
*Шуд зи наззорагиён хонаи ҳамсоя хароб,*
*Маҳи ман, бо ту кӣ фармуд, ки бар бом барой.*
*Хонаи туст дилу дида, зи борони сиришк*
*Агар ин хона чакад об, бад-он хона дарой.*
*Ту на аз дидаи соҳибназаронӣ гоиб,*
*Моҳиву моҳ намудор бувад аз ҳама ҷой.*
*Бӯстонест Сарой аз гули он рӯй, Камол,*
*Ба саро омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой.*

Ва ин матлаъро низ мансуб ба Шайх медоранд дар сифати латофати шаҳри Сарой:

*Агар Сарой чунин асту дилбарони Сарой,*

*Биёр бода, ки ман форигам зи ҳар ду сарой.*

Ва Шайх баъд аз чаҳор сол аз шаҳри Сарой берун шуд ва азимати Табрез намуд. Ва султон Ҳусайн ибни султон Увайси Ҷалоир дар хиттаи Табрез ҷиҳати Шайх манзиле сохт бағоят назеҳ ва бар лангари Шайх вақфҳо кард. Ва Шайх дар охири ҳол муътақиди Хоҷа Ҳофизи Шероз буда ва Хоҷа Ҳофизро Шайх Камол нодида хулуси эътиқоде муаккад буд ва ҳамвора суханони Шайхро талаб намудӣ ва аз ғазалҳои руҳафзои ҳазрати Шайх ӯро завқеву ҳоле ҳосил шудӣ. Ва Шайх Камол ин ғазалро пеши Хоҷа Ҳофиз ба Шероз фиристод.

Ғазал:

*Гуфт ёр: «Аз гайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм»*
*В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзони оҳ,*
*Боз месозаш чу шамъ аз гиря тар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк,*
*Ҳам ба миҷгонат бирӯб он хоки дар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар дорӣ ҳавои дурраи васл, эй Камол,*
*Қаъри ин дарё бипаймо сар ба сар». Гуфтам: «Ба чашм».*

Гӯянд, ки чун Хоҷа Ҳофиз ин мисраъ бархонд, ки:

«Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм»,
риққатеву ҳолате кард ва гуфт: «Машраби ин бузургвор олист ва сухани ӯ софӣ». Ва инсоф он аст, ки поктару ширинтар аз ғазалҳои Хоҷа Камол аз мутақаддимон ва мутааххирон нагуфтаанд. Аммо баъзе аз акобиру фузало бар онанд, ки нозукиҳои Шайх сухани ӯро аз сӯзу ниёз бартараф сохта. Ва ин мукобара аст, чи бо вуҷуди нозукӣ ва диққат сухани Шайх орифонаву пурҳол аст ва аз ин байти муваҳиддона қиёси машраби Шайх тавон намуд.

Байт:

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд:*
*Ҳар кӣ дар мо гарқа гардад, оқибат ҳам мо шавад.*

Ва ин ғазал аз ғазалиёти мумтози ҳазрати Шайх аст, қуддиса сирруҳу.

Ғазал:

*Гар шабе он маҳ зи манзил бе ниқоб ояд бурун,*
*З-аввали шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун.*
*Кай бурун ояд лабаш аз уҳдаи бӯсе, ки гуфт:*
*Чун маҳол аст оби ҳайвон, к-аз сароб ояд бурун.*
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ӯ,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.*
*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*
*Бо ҳама тақвову зуҳд ар бишнавад бӯят, Камол,*
*Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун.*

Ва Шайхро илтифоте ба мадҳи мулук ва қасоиду маснавӣ набуда ва муқаттаоти ҳасби ҳолро некӯ мегуфт. Ва ин қитъа ӯрост.

Қитъа:

*Тосбозе бидидам аз Багдод,*
*Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳӣ.*

*Сар дарун бурд зери ҷуббаву гуфт:*
*Лайса фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳӣ.*

Ҳикоят кунанд, ки ба рӯзгори давлати Амироншоҳ ибни Амир Темури Гӯракон Шайхро ба ҷиҳати такядорӣ ва харҷи таколифи азёф қарзе чанд домангир шуд. Рӯзе Мирзо Мироншоҳ ба дидани Шайх омад. Чун нишастанд, чуҳрагони подшоҳ бар боғчаи Шайх давиданд ва ба ғорати дарахти олуча ва зардолу машғул шуданд. Шайх табассуме кард ва чуҳрагонро гуфт: «Эй муғулон, ғоратгарӣ дар боғ макунед, ки Камоли бечора қарздор аст ва баҳои меваи ин боғчаро танхоҳи қарзхоҳон намудааст. Мабодо, ки шумо бӯстонро ғорат кунед ва Камоли бечора ба дасти ғаримони мушнеъ гирифтор шавад». Султон Амироншоҳ гуфт: «Магар Шайх қарздор аст?» Шайх фармуд: «Оре, даҳ ҳазор динорӣ». Мироншоҳ ҳам дарзамон фармуд, то даҳ ҳазор динор зари нақд биёварданд ва таслими Шайх намуданд. Шайх қарзҳоро адо кард.

Ва Шайхро назди салотин ва ҳукком қадре тамом буда ва латоифу зароифи ӯ машҳур аст ва аз шарҳ мустағнӣ. Ва вафоти Шайх дар хиттаи Табрез буда, дар шуҳури санаи исно ва тисъина сабъу миата ва дар хиттаи фараҳбахши Табрез мадфун аст ва алявм мазори ӯ мақсиди акобир аст. Ва ин қитъа бад-он бузургвор мансуб аст.

Қитъа:

*Чу девони Камол ояд ба дастат,*
*Навис аз шеъри ӯ, чандон ки хоҳӣ.*
*Зи ҳар ҳарфаш равон магзар чу хома,*
*Ба ҳар ҳарфаш фурӯ рав чун сиёҳӣ».*

* * *

«Мавлоно Бисотии Самарқандӣ, раҳматуллоҳи алайҳи, аз ҷумлаи шоирони хушгӯй аст ва ғазалро нозук мегӯяд ва баъди султон Халил баҳодур ибни Амироншоҳи Гӯракон дар хиттаи Самарқанд зуҳур ёфта ва гӯянд, ки ҳасирбоф буда ва дар аввал «Ҳасирӣ» тахаллус дошта. Ва Хоҷа Исматуллоҳи Бухорӣ чун қобилияти зеҳни ӯ бидид, гуфт: «Ҳасирӣ қобили бисоти бузургон аст, туро «Бисотӣ» тахаллус кардан авло аст». Ва ӯ муътақиди Хоҷа Исмат аст ва мункири Шайх Камоли Хуҷандӣ аст ва ғазали Шайх Камолро, ки матлааш ин аст, ҷавоб мегӯяд.

Матлаъ:

*Нишони шабравон дорад сари зулфи парешонаш,*
*Далели равшан аст, инак, чароги зери домонаш.*

Ва ин тахаллус аз ҷумлаи ғазали Бисотӣ аст, ки дар ҷавоби Шайх Камоли Хуҷандӣ гуфтааст.

Байт:

*Дури назми Бисотиро, Камол, аз худ мадон камтар,*
*Ки парвардаст чун мардум ба оби дида Салмонаш.*

Гӯянд, ки Шайх Камол аз Бисотӣ ранҷида ва ин байт дар дуои бад нисбат бад-ӯ мефармояд.

Байт:

*Бо он ки чун чароги саҳар шуд ҷавонамарг,*
*Ҳам дер зист муддаии зудмири мо».*

**«МАҶОЛИС-УН-НАФОИС»-И**

## АМИР АЛИШЕРИ НАВОӢ[6]

**«Шайх Камоли Хуҷандӣ** – латофату диққати сухани ӯ ба мартабаест, ки бештар аз он мутасаввир нест, аммо муболиға дар шеър ӯро аз ҳадди салосат берун бурда ва аз чошнии ишқу муҳаббат холӣ карда. Дар эроди амсолу ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳои танг татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекунад, аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори ӯст, дар ашъори касе дигар нест ва аммо он, ки ӯро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бино бар ҳамин татаббуи ӯст ва дар ин маънӣ гуфта:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам.*

Ва баъзе урафо, ки ба суҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз расидаанд, гуфтаанд, ки: «Суҳбати Шайх беҳтар аз шеъри ӯст ва шеъри Ҳофиз беҳтар аз суҳбати ӯ». Ва аз ҷумлаи ашъори ӯ ин аст:

Ғазал:

*Инчунин сурати матбуъ зи ҷон натвон сохт,*
*В-ар тавон сохт, чу қадди ту равон натвон сохт.*
*Бут тавон сохтану сохтан аз санг дилаш,*
*Сахттар аз дили бераҳми бутон натвон сохт.*
*Он ду абрӯи муқаввас ду камонанд баланд,*
*Ки ба сад қарн аз ин турфа камон натвон сохт.*
*Нест пайдо даҳани ӯ, сухане сохтаанд,*
*Сухани сохта ширинтар аз он натвон сохт.*
*Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,*
*В-арна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт*».

## «МАҶОЛИС-УЛ-УШШОҚ»-И КАМОЛИДДИНИ ХОРАЗМӢ[7]

«Шамъи маҳфилорою ҷоми ҷаҳоннамой, ошиқпешаи дерин Мавлоно Муҳаммадширин, ки ба Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ машҳур аст, аз муридони Шайх Исмоили Сисӣ аст, ки ӯ аз асҳоби Шайх Абдурраҳмони Исфароинист. Бо Шайх Камол муосир будааст ва бо ӯ суҳбат медошта ва дар ин вақт, ки Шайх Камол ин матлаъ мегуфта.

Матлаъ:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй куфру дин.*

– чун ба Мавлоно расида, гуфт: «Шайх бисёр бузург аст. Чаро ӯро сухане бояд гуфт, ки маҳмиле ғайри маҷоз надошта бошад?». Шайх ӯро шунида, истидъои суҳбат намуда, худ ба табх машғул буда. Мавлоно низ мутобиат намуд. Дар он асно ин матлаъ гуфту хонд ва баён намуд, ки:

---

[6] Маҷолис-ун-нафоис. Амир Алишери Навоӣ / Бо саъю эҳтимоми Алиасғари Ҳикмат. – Теҳрон: Интишороти Манучеҳрӣ, 1363.

[7] Маҷолис-ул-ушшоқ. Камолиддини Хоразмӣ. – Дастнависи № 9082. Китобхонаи Маҷлиси Шӯрои Миллӣ.

«Чашм» айн аст, пас зоти қадим аз он метавон хост. Ва «абрӯ» ҳоҷиб аст, асмои сифот аз он ирода метавон кард».

Мавлоно инсоф дода, ки чунин аст.

Дар Табрез ба ҷавоне намакфурӯш Султон Боязид ном, ки дар асл курд будааст, ошиқ будаанд ва ҳусне бакамол дошта ва зулфе пурҳол ва ғазалиёти пуршӯр дар забони ишқи ӯ гуфта ва ин матлаъ аз он ҷумла аст:

*Хати ту Хизри ҳаёту лаби ту ҷони Масеҳ,*
*Навишта хатти ту бар лавҳи ҳусн: «Анта малеҳ».*

Ин матлаъ низ аз барои ӯ воқеъ шуда ва забони табрезиро бар он дахле ҳаст.

Матлаъ:

*Он турки паричеҳра надонам, ки чӣ кардаст,*
*К-аз ҷумлаи хубони ҷаҳон гӯй бибурдаст».*

## «ҲАБИБ-УС-СИЯР»-И ХОНДАМИР[8]

«**Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Дар силки акобири машоихи рӯзгор ва аозими зуҳҳоди бузургвор мунтазам буд. Аладдавом ба риёзат ва ибодат авқот гузаронида, гоҳе ашъори обдор бар лавҳи эътибор нақш менамуд. Дар «Нафаҳот» мастур аст, ки зоҳиран иштиғоли Шайх Камол ба шеър ҷиҳати он буда, ки зоҳираш мағлуби ботин нашавад,

Чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аз ҳазрати вилоятпаноҳ Хоҷа Убайдуллоҳ марвист, ки фармуд: «Шайх Камол чанд гоҳ дар Шош сокин мебуд ва дар ин муддат аслан ба ҳайвонӣ рағбат наменамуд. Рӯзе волиди ман ба вай гуфт, ки: «Чӣ шавад агар таоме, ки дар он гӯшт бошад, майл фармояд?» Дар ваҷҳи мутоиба фармуд, ки: «Ҳар гоҳ, ки ту гови худро бикушӣ, мо гӯшт бихӯрем». Ва ҳол он, ки падари маро гове буд дар ғояти фарбеҳӣ. Чун ин сухан бишнид, филҳол говро бикушт ва таоме тартиб карда, назди Шайх бурд. Шайх ҷиҳати хотири эшон миқдоре гӯшт тановул намуд».

Булбули килки нағмасарой, ҳақоиқпаноҳӣ, ҳазрати афзалуланомӣ, Мавлоно Нуриддин Абдурраҳмони Ҷомӣ, наввараллоҳу марқадаҳу, дар «Баҳористон» ин наво ба гӯши фузалои суханоро расонида, ки: «Шайх Камол дар латофати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он тасаввур натавон кард. Аммо муболиға дар он тариқ шеъри вайро аз сарҳадди салосат берун бурдааст. Он ҷаноб дар шеър татаббуи Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ намуда, он қадар маонии латиф, ки дар назми вай аст, дар шеъри Ҳасан натавон ёфт ва он, ки Шайх Камолро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бино бар ҳамон татаббуъ тавонад буд ва дар баъзе аз девонҳои он ҷаноб ин байт мастур аст:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагирифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам.*

---

[8] Ҳабиб-ус-сияр. Ғиёсиддин Муҳаммади Хондамир / Гирдоварӣ, муқаддима ва изофоти Абдулҳусайни Навоӣ. – Теҳрон, 1379.

Аз ҳазрати Абавии марҳумӣ истимоъ афтода, ки Мирзо Мироншоҳ нисбат ба Шайх Камол иродате тамом ва ақидате локалом дошт. Ва рӯзе ба мулозимати он ҷаноб рафта, камаре мурассаъ ба расми назр ба назди Шайх ниҳод. Ва ба хилофи маъҳуд Шайх он камарро бардошта, ба хона бурд ва баъд аз лаҳзае, ки ба суҳбати асҳоб муовадат кард, ҳамаро мақбуз ёфта, пурсид, ки: «Ёрон чаро беҳузуранд?».

Яке аз ҳозирон гуфт, ки: «Дарди камар доранд». Шайх табассум карда, фармуд, то камарро биёваранду қисмат кунанд.

Вафоти Шайх Камол дар санаи салоса ва самону миата (803) иттифоқ афтод ва қабраш дар Табрез асту ин байтро бар санги лавҳи мазори он ҷаноб сабт кардаанд:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ».*

## «РАВЗОТ-УЛ-ҶИНОН ВА ҶАННОТ-УЛ-ҶАНОН»-И ҲУСАЙНИ КАРБАЛОӢ[9]

«**Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Марқаду мазори он вораста аз қайди чуниву чандӣ, ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ, қаддасаллоҳу таъоло сирраҳу, дар Валиёнкӯй маъруфу машҳур аст. Сити камоли вай аз Қоф то Қоф оламро гирифта. Агарчи баъзе вайро аз зумраи шуаро донанд, фааммо камолу бузургию ягонагии вай зиёда аз тариқи шеъру шоирист. Чунончи, Мавлоно Ҷомӣ дар «Нафаҳот» оварда, ки «Иштиғоли вай ба шеър ва такаллуф дар он ситри ҳолу талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият бознамонад. Чунончи худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аладдавом ба риёзоту муҷоҳидот машғул мебуда».

Ҳазрати Махдумӣ, адомаллоҳу баракотаҳу, фармуданд, ки ҳазрати Махдуми муқаддас, қуддиса сирруҳу, мефармуданд, ки ҳазрати Шайх Камол, раҳимаҳуллоҳу, дар авоили ҳол, ки дар Хуҷанд ташриф доштанд, ба риёзоту муҷоҳидаи тамом ба сар мебурдаанд ва эшонро ҳолоти ғариб рӯй намуда буда. Ва падари эшонро ҳамин як писар буда ва мехостаанд, ки вайро кадхудо созанд. Мушорун илайҳиро чандон рағбате бо он набуда, то ин ки ба воситаи иброму илҳоҳи падар розӣ гаштаанд ва духтаре ба никоҳи эшон даровардаанд, то дар шаби зифоф (ба расми) маъҳуд пеши завҷаи худ рафтаанд. Духтар аз рӯи ноз гуфта: «Он тараф рав!» Ҳазрати Шайх ҳамон лаҳза кафш пӯшида ва аз он хона берун омада ва аз Хуҷанд қатъи назар намуда, рӯ ба дашти Қипчоқ ниҳода. Ходиме дошта «Шайх Муҳаммад» номи вай, бо вай ҳамроҳӣ намуда, ба тариқи таваккал рӯй дар он бодия ниҳодаанд. Ҳарчанд мардум манъ кардаанд, ки ин бодияест хунхор ва аз ободонӣ барканор, фармудаанд, ки меравем, таваккалту ъалаллоҳ, ҳар чӣ пеш ояд, пеш ояд. Чун қадам дар бодия ниҳодаанд, ҳар рӯз дар вақти шом шутуре пайдо мешудаву пеши эшон меомада ва зо-ну мезада, суфраи таомеву машки обе бар ӯ баста, эшон таом мехӯрдаанду об

[9] Равзот-ул-ҷинон ва ҷаннот-ул-ҷанон. Ҳусайни Карбалоӣ / Тасҳеҳи Ҷаъфар Султони Қурроӣ. – Табрез, 1383.

меошомида ва вузӯ месохтаанд ва он чи низ аз таому об муҳтоҷун илайҳи буда, бармедоштанд, он уштур нопайдо мешуда. То чанд рӯз, ки дар он дашт буданд, ҳол бар ин минвол буда, то он ки ба шаҳри Сарой мерасанд. Чанд вақт дар он шаҳр мебошанд. Акобиру аҳолии он ҷоро эътиқоди тамом ба ҳазрати Шайх пайдо мешавад. Дар мақоми бандагӣ, ниёзмандӣ ва хидмат мебошанд. То рӯзи иде чаҳорсад хилъат лоиқи ҳар кас ба вазеъву шарифи он ҷо медиҳанд ва таому асбоби зиёфат низ дархури он. Ба подшоҳи он ҷо мегӯянд. Вайро доияи хидмати (ҳазрати) Шайх мешавад. Чун ба хидмати Шайх мерасад, баъд аз тариқи зиёфат ба ходим мегӯянд, ки «Бирав, дар сандуқ пӯстини самури абразарбафти қирмизӣ ҳаст, ҷиҳати туҳфаи ҳазрати хон биёвар». Ходим дониста буда, ки (ҳар чӣ) ҳазрати Шайх ирода менамояд, аз олами ғайб ошкоро мегардад. Чун сандуқро мекушояд, пӯстини мазкурро ба тариқи ҷомаҳои мазбур муидду муҳайё аз ҷомахонаи ғайб зоҳиргашта (мебинад), меоварад ва пеши подшоҳ мегузоранд. Ва албони атъимаву ашриба низ ҷиҳати подшоҳу лашкариён мекашанд, ки ҳеч кас намедонад, ки аз куҷост. Охир аз он шаҳр берун меоянд ба расми зиёрати Байтулҳаром. Убури эшон ба шаҳри Табрез воқеъ мешавад. Дар сари хиёбони Табрез мавзеъест машҳуру маъруф ба «Абдуллоҳи Ҷаббачӣ». Муддати мадид он ҷо мебошанд, то он ки Тӯқтамишхон мутаваҷҷеҳи Таб-рез мешавад ва Табрезро гирифта, наҳбу ғорат мекунад, дар шуҳури санаи сабъа ва самонина ва сабъумиата (787), чунонки дар мутуни таворих мазкур аст. Ва ҳазрати Шайхро ҳамроҳ мебаранд, то муддати санаи самонина ва тисъина ва сабъумиата (798) он ҷо мебошанд, чунончи ёздаҳ сол он ҷо буда бошанд. Дар ин муддат ёди Табрез мекарда ва орзуи он балдаи таййиба менамудаанд. То охир Амир Темур бар сари Тӯқтамишхон мераваду ба Саройро ғорат мекунад ва ҳазрати Шайхро ба Табрез меоваранд. Ин навба, ки ташриф меоваранд, дар Валиёнкӯй қарор мегиранд. Табрезиён аз вазеъву шариф ва аҳоливу адонӣ ва бузургу кӯчак дар камоли итоат ва инқиёду эътиқод нисбат ба мушорун илайҳи будаанд. Чунонки султону аозими-л-машоихи ва-с-судур Хоҷа Шайх Муҳаммади сонии Куҷаҷӣ, ал-машҳур ба «Хоҷа Шайх», раҳимаҳуллоҳу, ҷиҳати ҳазрати Шайх хонақоҳе ва мадрасае дар ҳаволии иморати Хоҷа Алишоҳ сохтаанд, чунонки гунбаду баъзе аз он иморат ҳанӯз боқӣ аст. Ва таклифи бисёр намудаанд ба истиқрори эшон дар он ҷо. Қабул нанамудаанд ва фармудаанд, ки «сари Камол ба гунбади фалак фуруд намеояд, мехоҳед, ки фиреб хӯрда ба ин гунбад сар фуруд оварад?”

* * *

«Ҳазрати Махдумӣ, адомаллоҳу баракотаҳу, аз ҳазрати Махдуми муқаддас нақл мефармудаанд, ки ҳазрати Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ, қуддиса сирруҳу, ба Табрез, ки ташриф оварда, ба иродаи иродату муридии ҳазрати Шайх омадаанд, аз рӯи эътиқоду ихлос. Чун ба хидмати Шайх расидаанд, тазаҳҳуду тақашшуфи мумӣ илайҳи бо камоли ирфону назари поки эшон бар ҷавонон рост наёмада, дил ба муридии ҳазрати Шайх натавонистааст ниҳодан. Аз хид-мати ҳазрати Шайх ба мулозимати ҳазрати Шайх Исмоили Сисӣ, қаддасаллоҳу сирраҳу, расида, бениҳоят муътақид гашта ва майли иродати эшон намуда. Ҳазрати Шайх Исмоилро кибари син дарёфта буда, қабули ин маънӣ нанамудаанд. Тарғиби эшон ба хидмати ҳазрати Шайх Нуруддин Абдурраҳмони Мисрӣ, қаддасаллоҳу сирраҳу, карда ва гуфта, ки «шуморо ба Миср мебояд рафтан, руҷӯи такмили шумо аз олами ғайб ба он ҷаноб шуда. Фааммо ба он ҷо, ки мерасӣ, Шайх Нуруддин

Абдурраҳмонро мункир нагардӣ, чӣ ӯро асбоби зоҳирӣ ҳаст ва ғуломони таркишбанд дорад, ки қибоби ӯянд, ҳамчунон ки назар ба ҷавонону майли суҳбати эшон Шайх Камолро. Фааммо Шайх Камолро хилватест бо ҳазрати Ҳақ, ҷалла ва ъало, ки ӯро инҳо нуқсон намерасонад». Ба ҳар ҳол ба Миср рафта, ба хидмати мушорун илайҳи мерасад ва инобат мекунад. Ва ба ишораи олии вай ба хилват менишинад. Вайро фатҳе намешуда, аз ин маънӣ бисёр мунзаҷир буда. То шабе дар воқеа Шайх Камолро мебинад, ки аз ҷониби қибла аз миёни девори хилват берун омаданд ва дилдорӣ намуданду гуфтанд, ки: "Дар намози субҳ дар рӯзи ҷумъа, баъд аз «Фотиҳа» сураи «Қоф» бихон, ки фатҳи куллӣ рӯй хоҳад намуд". Ба фармуда амал намуда. Баъд аз он вайро футуҳоти маънавӣ даст дода, кораш ба итмом мерасад. Баъд аз он мутаваҷҷеҳи Табрез мегардад. Вақте ба Табрез меояд, ки ҳазрати Шайх Ка-мол аз дунё реҳлат фармуда буда, таассуфи бисёр бар фавти он бузургвор мехӯрад. Муддате бар сари мазори ҳазрати Шайх сокин мегарданд ва фуюзоти бешумор аз ботини он қудваи аброр ба он зубдаи ахёр мерасад».

* * *

«Навбае дар Валиёнкӯй, дар боғе дар канори ҳавзе ҷамъе аз аиззаи замон дар ҳузури эшон будаанд. Гӯянд, ин матлаи Мавлоно Ҷамолуддин Муҳаммади Атиқиро, раҳимаҳуллоҳу, хондаанд:

Ш е ъ р:

*Он чи дил металабад дар ду ҷаҳон нопайдост,*
*Ҷони мо гарчи ҳама Ӯст, вале ҷон ба куҷост?!*

Ҳазрати Шайхро ваҷди азиме даст дода, худро ба об афканда, ёрону азизон ба табаияти эшон худро дар об афкандаанд. Шӯри аҷибе рӯй намуда ва гармии ғарибе воқеъ гашта ба воситаи ҳоли он соҳибкамол».

* * *

«Ҳазрати Шайхро таваҷҷуҳи томе ба соҳибҳуснон буда, чунончи вақте дар Табрез ҷавоне буда, ки ҳазрати Шайхро майли бисёр ба он ҷавон буда, гоҳе ба маҳаллаи вай убур мекарда ва назораи ҷамоли илоҳӣ аз миръоти ҷаҳоннамои он ҷавон менамуда, магар баъзе аз нигаҳбонону рақибон он дилситонро буда, дар банди озори Шайх шудаанд. Гуфтаанд: «Ҷавонро бармедорему ба ҳаволии зовияи Шайх меравем. Чун мушорун илайҳи таваҷҷуҳ ба ҷавон мекунад, вайро изое балеғ менамоем». То расидаанд ба дари зовияи ҳазрати Шайх. Мумӣ илайҳи бар болои пуле, ки бар дари он зовия воқеъ аст, нишаста буданд. Аз дур, ки эшонро мушоҳида намудаанд, мутаваҷҷеҳ гаштаанд ва ин байтро хондаанд, ки:

*Кардаӣ чашми сияҳ сурх ба хуни дили мо.*
*Барҳазар бош, ки мо воқифи асрори туем.*

Хондани ин байт каанна тасарруфе буда, ҳама аз рӯи ниёзу эътиқод сар ба пои ҳазрати Шайх ниҳодаанд ва забон ба эътизор гушуда, узрхоҳӣ кардаанд.

Ба ҳар ҳол ҳазрати Шайх Камол, раҳимаҳуллоҳу, муддате дар Валиёнкӯи Табрез мутаваттин будаанд. Ва эшонро дар он буқъа хилвате буда, ки шаб дар он ба сар мебурдаанд ва ҳеч касро дар он хилват роҳ набуда. Ва яке аз муридони эшон ҳар шаб сабӯи обе меоварда ва пеши дари он хилват мегузоштаву мерафта. То шаби реҳлати вай, ки об оварда, овози ҳазрати Шайх аз даруни хилват ба гӯши вай расида,

ки ба шеъре мутаранниманд. Чун гӯш дошта, мутаранним ба ин ду байти худ будаанд:

*Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,*
*Имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро.*
*Чун дид Камол он сари кӯ, тарки ватан кард,*
*Булбул чу чаман дид, раҳо кард қафасро.*

Чун сабоҳ гашта, ҳазрати Шайх ба тариқи маъҳуд бе-рун наёмада. Асҳобу муридонро дағдаға шуда, ба хилват дарун рафтаанд, дидаанд, ки бӯрёе афтода ва мушорун илайҳи бар болои он, хиште зери сар ниҳода, рӯй ба қибла оварда, аз марҷаи хок ба олами пок интиқол намудаанд. Аҳли Табрезро чун хабар шуда, аз сар пой карда, мутаваҷҷеҳи зовияи мутабаррикаи эшон шудаанд. Ба хотири баъзе аз аизза чунин хутур карда, ки наъши муборакӣ эшонро нақли ҳазираи муқаддасаи ҳазрати Бобо – мазид намоянд. Чун хостаанд, ки он ҷо баранд, ғулавои ом ба мартабае шу-да, ки тобут шикаста. Мукаррар ин сурат воқеъ шуда. Охир аиззаву акобир фармудаанд, ки ин низ кароматест аз эшон, ҳамчунонки дар замони ҳаёт таваҷҷуҳи том ба будани ин мақом доштанд, дар вақти мамот низ намехоҳанд, ки аз ин ҷо эшонро ҷои дигар баранд.

Қарор ба он шуда, ки ҳам дар боғи зовияи эшон эшонро дафн на-моянд. Ҳамон ҷо дафн кардаанд. Сурати ин воқеа дар шуҳури санаи салоса ва самонумиата (803) воқеъ гашта, дар айёми салтанати Мирзо Мироншоҳ, ки аз қибали падар волии Озарбойҷон буда.

Ҳазрати Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ, раҳимаҳуллоҳу, таърихи фавти эшонро дар сурати қитъа ба назм дароварда:

*Орифи ҳақшинос, Шайх Камол,*
*Ки ҷаҳонро ба шеъри тар бигруфт.*
*То суханро сухан бурун афтод,*
*Кас сухан ҳамчу он бузург нагуфт.*
*Ҳаштсаду се гузашт, к-он хуршед,*
*Ҳамчу маҳ дар саҳоби ғайб нуҳуфт.*

Ҳазрати Махдумӣ, адомаллоҳу баракотаҳу, фармуданд, ки дар санаи иҳда ва арбаъина ва тисъумиата (941), ки румия ба Табрез омада буданд, мардумро андешаи тамом буд, ки лашкари бегонаанд, мабодо, ки қатли ом кунанд ё наҳбу ғорат ва сабй намоянд. Дар он вило марази тоъун низ дар миёни мардум буд. Аз он низ андешаи тамом буд, ки охир чун шавад. То рӯзе байна-з-зуҳрайн азизе, аҳли диле, “Мавлоно Абдуллоҳ” ном ташриф оварданд ба манзили мо ва фармуданд, ки имрӯз чун намози зуҳр гузоридам, бар сари саҷҷода маро ғайбе шуд. Дидам, ки манзили васее аст, бар болои он манзил (ҷое, ки садри хона аст) пири басафое нишаста мегӯянд, ки ин Шайх Камоли Хуҷандист. Дар ин асно шахси дигар ба ин маҷлис дармеояд, ҳазрати Шайх ба таъзими вай нимхез мешаванд. Касе мегӯянд, ки ин султон-ул-орифин Абӯязиди Бастомӣ аст. Баъд аз он ҳазрати Шайх Камол мефармоянд, ки мо понсад касем, ки муҳофизати ин шаҳр мекунем, ки балое нозил нашавад ба ин ҷо. Ва ба султон-ул-орифин мегӯянд, ки шумо низ аз он ҷумлаед. Чун ин фармуданд, маро ифоқат рӯй намуд, филфавр ба мулозимати шумо омадам, ки ин воқеаро маъруз дорам. Иншоаллоҳу таъоло, ташвише нахоҳад буд. Ончунон шуд, ки он азиз гуфта буд. Ҳеч гуна балия рӯй нанамуд. Ҳазрати Махдумӣ фармуданд, ки тааммул намудам, ки

миёнаи султон-ул-орифин ва Шайх Камол ваҷҳи рабт чӣ бошад? Ба хотир расид, ки чун ҳар ду увайсианд, робита ҳамин хоҳад буд.

Эй азиз, шайхи тариқат Шайх Фаридуддини Аттор, қаддасаллоҳу сирраҳу, фармудаанд, ки қавме аз авлиёуллоҳ бошанд, ки машоихи тариқату кубарои ҳақиқат эшонро «Увайсиён» номанд ва эшонро дар зоҳир ба пире эҳтиёҷ набувад, зеро ки эшонро ҳазрати Рисолат, саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам, дар ҳиҷри инояти худ парвариш медиҳанд, бе воситаи ғайре, чунонки Увайсро дод, разияллоҳу анҳу. Ва ин азим мақоме бувад ва бас олӣ ҳоле, то киро ин ҷо расонанд ва ин давлат ба кӣ рӯй намояд. *“Золика фазлуллоҳи йуътиҳи ман йашоъу”.*

Дар ҳаволӣ ва ҳавошии эшон баъзе аз арбоби сухану асҳоби ҳунар мадфунанд, мисли Мавлоно Тӯсии шоир ва Мавлоно Алии Машрабии Шервонӣ ва устод Беҳзоди Наққош ва устод Султон Маҳмуди Муҷаллид, ки ин ҳарду дар фанни кору бори худ қарина надоштанд. Вассалому ъало ман иттабаъа-л-ҳудо.

* * *

«Навбае дар туфулият ҳазрати Хоҷа (яъне, Хилватӣ) бо бародари худ Хоҷа Абдулҳай ба хидмати ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ расидаанд, моҳи муборакн рамазон буда. Ҳазрати Шайх фармуданд, ки имрӯз бо шумо суҳбат медорем, ки Шамсуддин (яъне, падари Хилватӣ) донист, ки мо бар сари сафарем, шуморо пеши мо фиристод. Ва баъд аз он фармуданд, ки таом ҷиҳати эшон оваред. Эшон фармудаанд, ки мо барӯзаем. Ҳазрати Шайх фармуданд, ки шумо ҳанӯз мукаллаф ба таклифи рӯза нашудаед, бихӯред. Эшон аз камоли итоат ва инқиёд ҳасбуламри ҳазрати Шайх ифтор кардаанд. Баъд аз ифтор ҳазрати Шайх фармуд, ки шуморо зиёдати дигар низ мекунам. Ду ҳадис мехонем, шумо ёд гиред ва як байт аз ҷумлаи ашъори ман, ки дар девонам нест. Ва ҳадисҳо қудсӣ аст. Ва ин аст аввал: *«ас-Савму лӣ ва ана аҷзӣ биҳи»*, дувум: *«Таҷавваъ таронӣ таҷаррад тасил»*. Ва байт ин аст:

*Гирифтам остини дӯст, он ҷо дасти худ дидам,*
*Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам.*

Ҳазрати Хоҷа гирифтани аҳодисро аз Шайх ба назм оварда дар қитъае ва он ин аст:

*Шунидам ман аз шайхи комил Камол,*
*Ду қудсӣ ҳадису гирифтам ба дил.*
*Нахустин-ш «ас-Савму лӣ»-ву дигар*
*«Таҷавваъ таронӣ таҷаррад тасил».*

Ва он байтро низ ба тариқи назм даровардa. Ва он ин аст:

*Шунидам ҳам аз ӯ байте, ки дар девони худ гуфт:*
*Ман ин як байт нанвиштам, ман ин асрор пӯшидам:*
*«Гирифтам остини дӯст, он ҷо дасти худ дидам,*
*Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам».*

Миёнаи вай (яъне, Тоҷуддин Алии Миншорӣ) ва ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ андак ниқоре буда ба воситаи он, ки Мавлонои мушорун илайҳи дар камоли тақашшуфу заҳодат буда ва ҳазрати Шайх дар ғояти ирфону машраби тасаввуф. Ва масали машҳур аст. Мисраъ:

Ки буъда-л-машриқайн омад Шайху Мавлоно».

* * *

«Мавлоно Наҷмуддини Торумӣ донишманд буда ва дар улум табаҳҳури тамом дошта. Ва тазкираи Ҳазрати Хоҷа Муҳаммади Куҷаҷиро, қуддиса сирруҳу, ки Мавлоно Ҳасани Палосӣ, раҳимаҳуллоҳу, ба арабӣ навишта, Мавлоно Наҷмуддин ба иборати форсӣ тарҷума намуда. Филвоқеъ, тарҷумаи хубе карда ва ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ ин қитъаро барои вай гуфта:

*Муншии чархрову туро, эй фариди аср,*
*Бо он ки ҳар ду наҷм гирифтанд торумӣ.*
*Бошад тафовуте зи замин то ба осмон,*
*З-он наҷм то ба рутбати ин Наҷми Торумӣ».*

* * *

«Бидон, ки Валиёнкӯй ҷои мураввaҳи босафо аст ва масири хуштабъону зарифон. Аз рӯи рағбату ризо ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, ҷиҳати он мавзеъ фармуда.

Шеър:

*Аз биҳишти Худои азза ва ҷал(л),*
*То ба Табрез ним фарсанг аст.*

Ва, филвоқеъ, равзаест аз биҳишт. Ва аз исми сомии вай маълум мешавад, ки маскану мақоми авлиё буда. Ва дар он ҷо мақбараест, ки мардуми бисёр он ҷо мадфунанд».

## «ЛАТОИФ-УТ-ТАВОИФ»-И ФАХРИДДИН АЛИИ САФӢ[10]

«Шайх Камоли Хуҷандӣ дар ашъори худ «саг» бисёр мегӯяд. Ҳасани Деҳлавӣ «дилбанд» бисёр мегӯяд. Шоире ҳар ду девонро дар як муҷаллад дар дасти касе дид. Гуфт: «Инҳоро аз ҳам ҷудо соз ва аз якдигар дур андоз, мабодо «сагон»-и Камол «дилбанд»-ҳои Ҳасанро бихӯранд».

* * *

«Мирзо Мироншоҳ фарзанди Амир Темури Кӯрагон чун ба ҳукумати Табрез рафт, ба мулозимати Мавлоно Муҳаммадширини Мағрибӣ расид, ки аз урафои шуароcт ва он ҷо мурид шуд ва ҳар ҳафта як бор ба хонаи ӯ мерафт. Ва баъд аз чанд вақт, ки ба суҳбати Хоҷа Камол расид ва латофати суҳбати ӯ бидид, аз муридии Мавлоно Муҳаммад худро бозчид ва ба мулозимати Хоҷа Камол печид ва ҳар ҳафта ду бор ба хидмати Хоҷа мерафт ва Мавлоно Муҳаммад аз он сурат бағоят биранҷид. Ва даъби Хоҷа он буд, ки ҳар сабоҳ суфра мениҳод ва тамоми акобиру аъёни Табрез ба сари суфраи ӯ ҳозир мешуданд ва ҳар рӯз Хоҷаро аз он ҷиҳат харҷи куллӣ меафтод. Рӯзе Мирзо Мироншоҳ камари заррини мурассаъ ба ҷавоҳири қимате ба тариқи назр назди Хоҷа фиристод, ки инро харҷи суфра кунед. Хоҷа бифармуд, то онро бифурӯхтанд ва баҳои онро, ки зари бисёр буд, биттамом харҷи як суфра

[10] Латоиф-ут-тавоиф. Фахриддин Алии Сафӣ. – Душанбе: Адиб, 2011.

карданд ва тамоми хавосу авоми Табрезро бар сари он суфра хозир гардониданд ва ҳеч кас намонд, ки наёмад, илло Мавлоно Муҳаммадширин ва атбоъи ӯ, ки аз он суфра тахаллуф намуданд. Дар он маҷлис Мирзо Мироншоҳ аз бузурге пурсид, ки ҷиҳат чист, ки Мавлоно Муҳаммад наёмаданд? Гуфт: «Ғолибан дардмандӣ доранд». Мирзо аз Хоҷа пурсид, ки Мавлоно чӣ дарде доранд? Хоҷа гуфт: «Дарди камар».

## «ҲАФТ ИҚЛИМ»-И АМИН АҲМАДИ РОЗӢ[11]

«**Шайх Камол.** Дар силки акобири машоихи мунтазам буда ва аладдавом ба риёзату ибодат рӯзгор мегузаронида ва гоҳе ашъори обдор бар лавҳи рӯзгор сабт менамуда. Мавлавӣ Ҷомӣ дар «Нафаҳот» оварда, ки: «Вай бисёр бузург буда ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он сатру талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз ғояти сурати убудият боз намонад. Чунончи, ки худ мегӯяд.

Байт:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст».*

Ва ҳам дар «Баҳористон» оварда, ки: «Шеъри Шайх дар талоқати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки зиёда бар он (мутасаввир) набошад, аммо аз ғояти муболиға аз салосилат афтода. Аммо дар эроди амсолу ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳову радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеънамост, татаббуи Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ намуда. Аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест ва ин ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бар ҳамин татаббуъ аст, чунончи дар баъзе девони ӯ ин фард сабт аст.

Байт:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам».*

Нақл аст, ки Шайх Камол дар ашъори худ илтизоми «саг» бисёр намуда ва Ҳасани Деҳлавӣ «дилбанд». Вақте шахсе ҳарду девонро дар як ҷилд дошта, боре бад-ӯ расида гуфта, ки онҳоро аз якдигар ҷудо соз, мабодо «сагон»-и Камол «дилбанд»-ҳои Ҳасанро бихӯранд.

Давлатшоҳ дар тазкираи худ оварда, ки Шайх аз ватани маълуф ба азми зиёрати Маккаи мутабаррика берун омада ва хиттаи дилкаши Табрезро маҳалли иқомати худ гардонид ва умрҳо дар он макон ба сар бурд ва дар ҳине, ки Тӯқтамишхон аз роҳи Дарбанд қасди Табрез кард, Шайхро дар ҳини муовадат ба дашти Қипчоқ бурда, ба шаҳри Сарой ҷой дод ва Шайх баъд аз чаҳор сол рухсат ҳосил карда, ба Табрез омад. Султон Ҳусайн ибни Султон Увайс мақдамашро муғтанам дониста, ҷиҳати вай иморате тарҳ андохт ва ҷиҳати муридон вазифаҳо таъйин фармуд ва амлок вақф намуд. Гӯянд Хоҷа Ҳофиз ғоибона ба Шайх ақидате мавфур дошта ва ҳама вақт аз Шероз мактубот мефиристода ва истидъои ашъор

---

[11] Ҳафт иқлим. Амин Аҳмади Розӣ / Тасҳеҳ, таълиқот ва ҳавошии Муҳаммадризо Тоҳирӣ. – Теҳрон: Суруш. – 1378.

менамуда ва Шайхро низ тасфияи ботин боис шуда, ашъоре, ки ворид мешуда бад-он савб равон месохта. Орифоне, ки ба суҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз расидаанд, гуфтаанд, ки: «Суҳбати Шайх Камол беҳ аз шеъраш буда ва шеъри Ҳофиз беҳ аз суҳбаташ». Вафоти Шайх Камол дар салоса ва самонумиата (803) дар Табрез даст дода ва бар лавҳи қабри вай навишта шуда:

Байт:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Ва девони Камол, ки дар латофат аз оби зулол гарав бурда, имрӯз мутадовил аст. Он чи навишта мешавад, қатре аз ғамом ва ҷуръае аз он ҷом аст.

Байт:

*Гуфтӣ зи бунёд афканам, онро, ки бар ман дил ниҳад,*
*Гар ҷурм ин бошад, нахуст аз ман неҳ ин бунёдро.*

Минҳу:

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, кай тавон,*
*Панди падар нофеъ нашуд расвои модарзодро.*

Минҳу:

*Камол, пеши касоне, ки ишқ меварзанд,*
*Шаби фироқ кам аз рӯзи подшоҳӣ нест.*

Минҳу:

*Агар вазифаи дардат замон-замон бирасад,*
*Ҳаловате ба дилу лаззате ба ҷон бирасад.*

Минҳу:

*Ранҷур карду дард фиристоду ҷон ситонд,*
*Бемори ишқро беҳ аз ин кас даво накард.*

Минҳу:

*Кадом куштаи ишқ аст аз ту рафта ба хок,*
*Ки ҷони гарқа ба хунаш гариқи раҳмат нест?*

Минҳу:

*Дар вуҷуди ман зи ҳастӣ ҳар сари мӯе, ки ҳаст,*
*Дӯст медорад маро, то дӯст медорам туро.*

Минҳу:

*Бе гамат шод мабод ин дили гампарвари мо,*
*Ғам хур, эй дил, ки ба ҷуз гам набувад дарх(в)ари мо.*

Минҳу:

*Дардмандем, хабар медиҳад аз сӯзи дарун,*
*Даҳани хушку лаби ташнаву чашми тари мо.*

Минҳу:

*Тавбаву ишқи ту обгинаву санг аст,*
*Номи накӯ дар раҳи ту мӯҷиби нанг аст.*

Минҳу:

*Сурхии ашкам бидиду зардии рухсор,*
*Гуфт, ки дар ишқи мо ҳанӯз дуранг аст.*

Минҳу:

*Ману меҳнати ту, зиҳӣ роҳати ман,*
*Чӣ меҳнат, ки бахти ману давлати ман.*

Минҳу:

*Ба дашноми ман ранҷа гаштӣ, шунидам,*
*Зиҳӣ хории ту, зиҳӣ иззати ман!»*

## «МУНИС-УЛ-УШШОҚ»-И КАМОЛИДДИН ҲУСАЙНИ КОЗАРУНӢ[12]

«Дебочаи маҷмӯаи дардмандӣ – Шайх Камоли Хуҷандӣ бузург буд. Дар ҳолати ӯ аҳли оламро ду мазҳаб аст. Баъзе мегӯянд, аз авлиёст ва баъзе мегӯянд, аз шуарост. Зоҳиран, барзах аст миёни ин ду тоифа. Ва ҷониби вилояташ ғолиб. Ва ин маънӣ аз баъзе назмҳояш зоҳир аст ва ин байт аз тавҳид, ки дар девонаш сабт аст, далолат мекунад:

*Шуда аз соқии лутфи ту ҷаҳоне сероб,*
*Ҳамчунон баҳри карам мавҷзанон моломол.*

Ва ин ғазал низ аз он қабил аст:

*Дӯш аз дари майхона бидидем ҳарамро,*
*Май нӯшу бубин фусҳати майдони карамро.*
*Фармони хирад бар дили ҳушёр нависанд,*
*Ҳукме набувад бар сари девона қаламро.*
*Эй маст, гар афтӣ ба сари турбати шоҳон,*
*Муштоқи лаби ҷом биёбӣ лаби Ҷамро.*
*Пойи ситам аз соҳати ҷон гард баровард,*
*Биншину ба май бознишон гарди ситамро.*
*Чангат хабар аз роҳи тараб дод, зи пирон*
*Бишнав сухани рост, мабин қомати хамро.*
*Дар шиша гар аз май камие ҳаст, ғаме нест,*
*Лекин ғами бисёр бувад давлати камро.*
*Субҳ аст, Камолу маю овози хуши най,*
*Бархезу ғанимат шумар ин як-ду-се дамро.*

Ва такаллуфоте, ки дар шеър кард, мардумро дар ғалат меандозад ва шояд, ки аз он рӯ воқеъ шуда бошад, ки аз риояти сурати убудият бознамонад, чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Ва ӯ аксар авқот ба риёзату муҷоҳидат машғул мешуд. Ва баъд аз фавти ӯ дар ҳуҷрааш ғайр аз бурёеву санге, ки ба зери сар мениҳод, чизе наёфтанд».

## «ХУЛОСАТ-УЛ-АШЪОР ВА ЗУБДАТ-УЛ-АФКОР»-И ТАҚЕУДДИНИ КОШӢ[13]

«Аз калимоти муғлақу ишорати мутлақи Шайх, ки ақлро маҷоли фаҳму ҳисро бад-он роҳ нест, аз ба-рои табаррук чанд лафз оварда шуд: Шайх (Камол) фармуд, ки муддате дӯст оинаи мо буд, акнун мо оинаи ӯ шудем, яъне дар анвори рубубияти Ҳақ осори убудияти худ медидам, акнун дар шаби нестии худ хуршеди ҳастии ӯ мушоҳидат мекунам.

[12] Мӯнис-ул-ушшоқ. Камолиддин Ҳусайни Козарунӣ. – Конпур, 1897.

[13] Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор. Тақеуддини Кошӣ. Нусхаи хаттӣ.

Рубоӣ:

*Ёре, ки вуҷуду адамат Ӯст ҳама,*
*Сармояи шодиву ғамат Ӯст ҳама.*
*Ту дида надорӣ, ки бубинӣ Ӯро,*
*В-арна зи сарат то қадамат Ӯст ҳама.*

Ҳам Шайх фармудааст: «Мард он аст, ки нишаста бошаду ашё рӯ бад-ӯ оранд ва ба фармони ӯ мутеъ бошанду тасарруфи ӯ дар ҳама нофиз бувад. Ва маро он ҷо расонид дар ягонагии худ, ки ҳамаи халқро дар қабзаи худ дидам, тасарруфи худро дар ҳамаи коинот нофиз ёфтам ва ин ишорат ба мақоми иттиҳод аст дар маърифат, на он иттиҳод, ки илҳод аст».

Шайх гуфт: «Наздиктару муҳайётар сифоте орифро он аст, ки шоиста шавад хидмати сифоти Ҳақро. Ва аҳли маърифат фарқ чунин гӯянд, ки он сифат ба Ҳақ қоим бувад ва ӯ ба он сифат қоим, яъне нури сифоти Ҳақ дар ӯ таҷаллӣ кунад ва тасарруфоти рубубият дар ниҳоди ӯ рахт ниҳад. Ин иттиҳоди сифот на табаддули сифоти ҳудус ба сифоти қидам, яъне чун аз авсофи башарият тамом холӣ шавад, ба сифоти самадияту аҳадият муттасиф шавад».

## «АРАФОТ-УЛ-ОШИҚИН ВА АРАСОТ-УЛ-ОРИФИН»-И ТАҚЕУДДИНИ БАЛЁНӢ[14]

**«Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Комили арсаи арҷмандӣ, соҳибкамоли маснади донишмандӣ, орифе дар ниҳояти дарвешиву дардмандӣ, бузургзодае дар они ҳунармандӣ, шайхи орифи воқиф Шайх Камоли Хуҷандӣ, натиҷаи киром ва зубдаи аном аст. Аз бузургзодаҳои Хуҷанд буда, дониста қадами ҳиммат бар сари нафси дуни данӣ гузошта, аз қайди такаллуф раста, ҳаваси музахрафоту талаби муҳликот аз сафҳаи хотир пок шуста, ба тариқи аҳли ирфон рафта, ба ҷодаву доираи ийқон пайваста. Гӯянд иттиҳоди ғоибонае (миёни) Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ ва ӯ буда. Ва вай дар Табрез рахти иқомат афканд, аксари мардуми Ҷалоир ? ҳусни ақидати шомилаву иродати комила ба ӯ доштаанд ва аз ӯ иршод меёфтаанд. Чун Тӯқтамишхон ба Табрез омад, вай бо аҳли ҳарами хон биззарура ба дашти Қипчоқ рафт ва чаҳор сол дар шаҳри Сарой буда, боз ба Табрез муовадат намуд. Муддатҳо он ҷо муътакиф буд, то аз он ҷо ба сарои боқӣ шитофт.

Вафоташ санаи исно ва тисъина ва сабъумиата (792/1390). Ашъори вай бағоят нозуку дилписанд ва хаёлоти ғариба дорад, маззаву тасаввуфи тамомро ҷамъ карда ва рутбаи ҳолаш дар назари акобири замон бағоят дар ҷилваи камол буда, ки Мавлонои Ҷомӣ ӯро бо Камолиддин Исмоил нисбат дода, гуфта:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар ғазал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*

[14] Арафот-ул-ошиқин ва арасот-ул-орифин. Тақеуддин Муҳаммад Авҳадии Ҳусайнии Даққоқии Балёнии Исфаҳонӣ / Тасҳеҳи Забеҳуллоҳи Соҳибкорӣ ва Омина Фахри Аҳмад – Ҷ.6. – Теҳрон: Мероси мактуб, 1389.

*Дар миёни камоли ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд.*

Ва Шайхро чун маҳосини анбӯҳ буд ва Камоли Исмоил кӯсаҷ, ба сабаби ҳамин Мавлоно Ҷомӣ қитъаи мазкурро гуфта буданд. Ва девони Шайх Камоли Хуҷанд маъруфу машҳур аст ва аз он ҷо интихоб намуда.

Ва лаҳу:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста маро вирди забон хоҳад буд.*
*То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил,*
*Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд.*

* * *

*Агар Сарой чунин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман форигам зи ҳар ду сарой.*

* * *

*Эй рухат ояи ҳусну даҳанат лутфи Худой,*
*Ба ҳадисе бигушо он лабу лутфе бинамой.*
*Хонаи туст дилу дида, зи борони сиришк*
*Агар ин хона чакад об, бад-он хона дарой.*
*Ту на аз дидаи соҳибназаронӣ ғоиб,*
*Моҳиву моҳ намудор бувад дар ҳама ҷой.*
*Бӯстонест Сарой аз гули он рӯй, Камол,*
*Ба Саро(й) омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой.*

* * *

*Гуфт ёр: «Аз ғайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм»*
*В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзони оҳ,*
*Боз месозаш чу шамъ аз гиря тар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар дорӣ ҳавои дурри васли мо, Камол,*
*Қаъри ин дарё бипаймо сар ба сар». Гуфтам: «Ба чашм».*

* * *

*Серӣ набувад аз лаби ширини ту касро,*
*Кас сер надид аз шакари ноб магасро.*
*Зулфи ту, ки шабрав шуд аз ӯ зоҳиду обид,*
*Аз хирқаи пашмина ғанӣ сохт асасро.*

* * *

*Дар ҳавои ӯ тавонад дод ошиқ сар ба бод,*
*Лек натвонад ниҳод аз сар ҳавои дӯстро.*

* * *

*Эй саропардаи султони хаёлат дили мо,*
*Карда дарду ғами ту хона дар обу гили мо.*
*Мушкили мо даҳани туст, ки ҳаст он ё нест,*
*Ҷуз ба мантиқ лаби ту ҳал накунад мушкили мо.*
*Сар ба Фирдавс наёрем чу зулфи ту фурӯ,*
*То ба хоки сари кӯи ту бувад манзили мо.*
*Бикун, эй шайх, дуое, ки бимирем ҳама,*
*То дигар нанги чунин хун накашад қотили мо.*

* * *

*Бо оҳу рӯи зард зи хокат ҷудо шудем,*
*Бод омаду зи дона ҷудо кард коҳро.*

* * *

*Мардум зи маҳ ҳисоб гирифтанду солҳост,*
*Нагрифта дар ҳисоб ҷамоли ту моҳро.*

* * *

*Дӣ чоштгаҳ зи чеҳра фикандӣ ниқобро,*
*Шарманда сохтӣ ҳама рӯз офтобро.*
*Теги туро чӣ ҳоҷати рухсат ба хуни мост,*
*Бар ҳалқи ташна ҳукм равон аст обро.*
*Дил сӯхт дар самоу намеистад зи чарх,*
*Рақсест гарм бар сари оташ кабобро.*

* * *

*Гар ту дар миҷмараи ғам дили мо сӯзонӣ,*
*Ҳамчунон бӯйи ту ёбанд зи хокистари мо.*

* * *

*Гар сурати Чин бо рухи хуби ту ба даъвист,*
*Он ҷо ҳамагӣ сурату ин ҷо ҳама маънист.*
*Гуфтӣ: «Чӣ диҳӣ дил ба сари зулфи сиёҳе?»*
*Маҷнун чӣ кунад, ин кашиш аз ҷониби Лайлист.*

* * *

*Шамъ чандоне, ки будаш зиндагӣ, бедор зист,*
*Шарбати дардат маризи ишқро бошад ҳалол*[15]*.*

* * *

*Саре, ки пеши ту бар остони ғайрат нест,*
*Сарест он, ки сазовори тоҷи иззат нест.*
*Кадом куштаи ишқ аст аз ту рафта ба хок,*
*Ки ҷони ғарқа ба хунаш ғариқи раҳмат нест.*

* * *

*Гирди лабу рухсори ту ҷон бар сари оташ,*
*Аз завқи намак рақскунон ҳамчу кабоб аст.*

* * *

*Бо хаёли ёр, ошиқ шаб ба умри худ нахуфт,*
*Шамъ чандоне, ки будаш зиндагӣ, бедор зист.*
*Шарбати дардат маризи ишқро бошад ҳалол,*
*Гар касе дармон наҷусту солҳо бемор зист.*

* * *

*Бе хандаи ту кони намак кони заҳмат аст,*
*Дил аз наими ҳар ду ҷаҳон лаззате наёфт.*

* * *

*Илму тақво сар ба сар даъвист, маъно дигар аст,*
*Марди маънӣ дигару майдони даъво дигар аст.*
*Ҳусни маҳрӯён чӣ бинмояд ба рӯи ёри мо,*
*Партави маҳ дигару нури таҷалло дигар аст.*
*Чашм бар фардо манеҳ чун зоҳид он дидорро,*

---

[15] Асли байт чунин аст:

Бо хаёли ёр ошиқ шаб ба умри худ нахуфт,
Шамъ чандоне, ки будаш зиндагӣ, бедор зист.
Шарбати дардат маризи ишқро бошад ҳалол,
Гар касе дармон биҷусту солҳо бемор зист.

*Баргушо имрӯз чашме, кори аъмо дигар аст.*

* * *

*Сабр дар дил марову раҳм ӯро,*
*Ҳар ду аз якдигар маҳолтар аст.*
*Хуни мо он писар чунон пиндошт,*
*Ки зи моли падар ҳалолтар аст.*

* * *

*Аз сидқ дам мазан, ту нагаштӣ шаҳиди ишқ,*
*Даъво дар ин мақоми дуруст аз шаҳодат аст.*

* * *

*Сарв пеши қаду болои ту дидам, паст аст,*
*Иқди зулфи ту ба ангушт гирифтам, шаст аст.*
*Гуфтамаш бӯси ту бояд на даҳони ту маро,*
*Гуфт: «Бечора туро ҳеч намебойистаст».*

* * *

*Дар сина маро гайри ту ҳамхона касе нест,*
*В-ар ҳаст, бурун аз дили девона касе нест.*
*Дар дида туӣ мардумак, он рух зи кӣ пӯшӣ?*
*Дар хона чу аз мардуми бегона касе нест.*
*Зулфат ба дари дил чӣ нишастаст, чу дил рафт,*
*Ин ҳалқа задан чист, чу дар хона касе нест?*

* * *

*Гарчи аз борони дида хоки кӯяш пургил аст.*
*Пои ошиқ дар гил аз дасти дил, аз дасти дил аст.*
*Дурри ашкам дид бар хоки дару гуфт: «Ин ятим*
*Рӯзгоре рафту ҳам з-ин сон бар ин дар соил аст».*

* * *

*Чашми  шӯхи ту ҳар киро куштаст,*
*Аввал аз рашки он маро куштаст.*
*Ғами ту лашкари Сулаймон аст,*
*Ки чу мӯрам ба зери по куштаст.*
*Ваъдаи куштанӣ бидеҳ ба Камол,*
*Ҷони ман, ваъдае киро куштаст?!*

* * *

*Бе маҳи рӯи ту оҳам зи Сурайё бигузашт,*
*Дида дарё шуду ҳар қатра зи дарё бигузашт.*
*Сарв мехост ба побӯси ту ояд чун об,*
*Лек аз ҷӯ натавонист ба як по бигузашт.*

* * *

*Бе дарди диле лаззати дармон натавон ёфт,*
*То ҷон надиҳӣ, суҳбати ҷонон натавон ёфт.*

* * *

*Ҳар киро аз мақоми якрангӣ*
*Ҳаст бӯе, зи ранги ӯ пайдост.*

* * *

*Гар ёри маро бо мани мискин назаре нест,*
*Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.*
*Андеша зи сар нест, ки шуд дар сари кораш,*
*Андеша аз он аст, ки бо мо-ш саре нест.*

* * *

*Сунбул аз ташвиши дил овард сар дар пои сарв,*

*Гӯиё, зулфест сар бинҳода бар зонуи дӯст.*

* * *

*Зулфи камандафканаш иқлими ҷон гирифт,*
*Бо ин каманд рӯи замин метавон гирифт.*
*Аз логарӣ гирифт ба як так шабам рақиб,*
*Хандид ёру гуфт, ки: «Саг устухон гирифт!»*

* * *

*Дил зинда шуд аз бӯи ту, бӯи ту маро сохт,*
*Хосияти хоки сари кӯи ту маро сохт.*

* * *

*Дар дида хаёли қади ӯ рӯзи ҷудоӣ*
*Чун сояи Тубост ба гармои қиёмат.*

* * *

*Зи ишқат бедилу гамгинам, эй дӯст,*
*Агар бедил наям, бединам, эй дӯст.*
*Ту душмандӯстӣ, ман дӯстдушман,*
*Ту онӣ дар вафо, ман инам, эй дӯст.*

* * *

*Лутфи сабо шунидам, бод аст бо насимат,*
*Оби ҳаёт дидам, ҳеч аст бо даҳонат.*

* * *

*Остинкӯтаҳ аст шайх, чӣ суд,*
*Чун зи дунё-ш даст кӯтаҳ нест.*

* * *

*Лабаш тарсам гузорад аз дами ман,*
*Ки оҳи синасӯзам ҷонгудоз аст.*

* * *

*Ҳаст гуфтанд он миёнро, ҳар чӣ мегӯянд, нест,*
*Нест гуфтанд он даҳонро, ҳар чӣ мегӯянд, ҳаст.*
*Дил шикаст аз гусса, к-он абрӯ зи чашм андохташ,*
*Буд пурхун шиша, аз тоқе дарафтоду шикаст.*

* * *

*Онро, ки пой буд, надид ин талаб зи дӯст*
*В-он кас, ки чашм дошт дар ин раҳ ба по нарафт.*

* * *

*Ҷуз гами рӯи ту бар дилам зи заифӣ,*
*Гар ҳама барги гул аст, бори гарон аст.*

* * *

*Зулфи ту баҳри сайд аз чапу рост,*
*Чашмҳо баргушуда чун дом аст.*

* * *

*Наёсояд шаҳиди ишқ дар хок,*
*Гараш гарде зи кӯят дар кафан нест.*

* * *

*Кай ёбам аз даҳони ту з-он лаб нишон, ки ҳеч*
*Бар сирри гайб холи маро иттилоъ нест.*

* * *

*Аз лабаш ҳар гаҳ, ки хоҳам ком, дашномам диҳад,*
*Гар на тифл асту хурад бозӣ, чаро комам диҳад.*

* * *

*Ғами холи ту осон нест бар ҷони мани ошиқ,*
*Ки тори анкабутонро магас бори гарон бошад.*

*   *   *

*Хаёли рӯи ту ҳар порсо, ки қибла насохт,*
*Ҳама ибодати ӯро гуноҳ мехонанд.*

*   *   *

*Бӯи хун медамад аз хоки шаҳидони ғамат,*
*Ин на хунест, ки дар хок тавон пӯшонид.*

*   *   *

*Сифати оразй чун оби ту дар дафтари хеш,*
*Беш аз ин з-он нанависам, ки варақ тар мешуд.*

*   *   *

*Ҷаъди гесӯ барфишондӣ, рехт ҷонҳо бар замин,*
*Ҳар чӣ аз мӯ рехт дар по, зулф дар доман ниҳод.*
*Бахти ман меёфтӣ сарриштаи гумкардаро,*
*Гар тавонистӣ сари зулфаш ба дасти ман ниҳод.*

*   *   *

*Рафтиву монд хаёли даҳанат бо дили танг,*
*Чу надорад асаре, ҳар ду ба ҳам мемонанд.*
*Ашкро хоки дарат соили беҳосил хонд,*
*Ҳар кӣ шуд рондаи даргоҳ, чунинаш хонанд.*

*   *   *

*Киро сӯхт ишқат, ки ҷонам насӯхт,*
*Маро сӯхтӣ, ҳар киро сӯхтӣ.*

*   *   *

*Гар шабе он маҳ зи манзил бениқоб ояд бурун,*
*Аз дили шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун.*
*Кай бурун ояд лабаш аз уҳдаи бӯсе, ки гуфт,*
*Чун маҳол аст оби ҳайвон аз сароб ояд бурун.*
*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, з-он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*

*   *   *

*Сарвро ҳар кӣ рост мегӯяд,*
*Қомати ёри мост, мегӯяд.*
*Хабаре з-он миён чу мепурсам,*
*Олимуссирр Худост мегӯяд.*
*Абрӯяш гуфт фитна кори ман аст,*
*Кач нишастасту рост мегӯяд.*
*Он рух овард хат ба хуни Камол,*
*Хол бар хат гувост мегӯяд.*

*   *   *

*Нашикебад дили пурхуни ман аз суҳбати ёр,*
*Ғунча аз ҳамдамии боди сабо бас накунад.*

*   *   *

*Чӣ фиристам бари ту ҷони хароб,*
*Пеши ту з-ин матоъ кам набувад.*

*   *   *

*Дар суҳбати дӯст ҷон нагунҷад,*
*Шодию ғами ҷаҳон нагунҷад.*
*Дар хилвати хосу ҳиҷлаи унс*
*Ин роҳ наёбад, он нагунҷад.*

*Мо хонахаробкардагонро*
*Дар дил гами хонумон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад.*

* * *

*Навбаҳорон зи гулам бӯи ту хуш меояд,*
*Ҳамаро богу маро рӯи ту хуш меояд.*
*Ҳамчу наргис наниҳам чашм ба сарви лаби ҷӯй,*
*Ки маро қомати дилҷӯи ту хуш меояд.*

* * *

*Маҳ талъати туро ба тамомӣ гулом шуд,*
*Дар матлаи сухан сухани мо тамом шуд.*
*Дар орзуи рӯи ту бигзашт рӯзи умр,*
*Аз чеҳра барфурӯз чароге, ки шом шуд.*

* * *

*Менишинад зи ҳасад бар дили ман пайконе,*
*Ҳар хаданге, ки аз ӯ бар ҷигаре меояд.*

* * *

*Даҳони танги ту хоҳад дилам, музоиқа чист?*
*Ба хастае, ки зи гам рӯй дар адам дорад.*
*Зи ҳасрати рухи ту чун қалам бурад ангушт,*
*Фариштае, ки ба ангуштҳо қалам дорад.*

* * *

*Дили садпора ба марҳам нашавад чорапазир.*
*Ҷоми нозук чу шикастанд, нагардад пайванд.*
*Гуфтаӣ: «Кори дилат бастаи он зулфи дутост»,*
*Кори туст ин ҳама, бар зулфи диловез мабанд.*

* * *

*Ба маҷлисе, ки зи рӯи ту парда баргиранд,*
*Чарогу шамъ барафрӯхтан зи сар гиранд.*
*Ба дӯстӣ, ки агар пой бар ду дида ниҳӣ,*
*Ҳанӯзат аҳли дил аз дида дӯсттар гиранд.*

* * *

*Доди лабҳо меситонам аз кафи пояш ба бӯс,*
*Ҳамчу домонаш агар дар пои ӯ натвон фитод.*

* * *

*Ҷуз ба саъйи гамза тират хуш наёяд бар дилам,*
…………………………………………………………

* * *

*Оташкадаст ҷони ман аз сӯзи сина, оҳ,*
*Дуде, ки баргузашт зи равзан, назар кунед.*

* * *

*Гирам зи бузургӣ саги хешам шумарад ёр,*
…………………………………………………….

* * *

*Ҳар гул, ки зи хок ман бирӯяд,*
*Ошиқ шавад он, ки он бибӯяд.*
*Дар домани дӯст хоҳад овехт*
*Хоре, ки зи турбатам бирӯяд.*
*Хубон ҳама рӯ ба об шӯянд.*
*Рухсори ту обро бишӯяд.*

*   *   *

*Зоҳид агар қадам зи каромат ниҳад бар об,*
*Наздики мо зи мартаба камтар зи хас бувад.*

*   *   *

*Хушо, гаме, ки ба рӯям зи рӯи ӯ ояд,*
*Ки ҳар чӣ ояд аз он рӯ, маро накӯ ояд.*
*Ба шӯхӣ омадану ношикастани дили мо*
*Гаронтар аст зи санге, ки бар сабӯ ояд.*
*Савори ашк, ки ронад ба ҳар тараф гулгун,*
*Чу хоки пои ту бинад, равон фурӯ ояд.*
*Бад-он хаёл, ки бинад рухи ту, гул дар об*
*Равонтар аз дигарон бар канори ҷӯ ояд.*
*Чӣ ҷои чашмаи ҳайвон, ки ҷӯйҳои биҳишт*
*Агар даҳони ту бинад, ба ҷустуҷӯ ояд.*

*   *   *

*Зулфи туам чу домани дарпокашони хеш*
*Гоҳе ба хок дарфиканад, гоҳ баркашад.*

*   *   *

*Гирам, ки аз ту бар мани мискин ҷафо равад,*
*Султон туӣ, касе ба тазаллум куҷо равад.*
*Чандон дуои ҷони ту гӯям, ки аз малол,*
*Бехост бар забони ту дашноми мо равад.*

*   *   *

*Чашмат ба саъйи фитна дари гамза боз кард,*
*Зулфат ба зулм дасти татовул дароз кард.*

*   *   *

*Рафтам бари табиб, ки пурсам илоҷи дард,*
*Чун нолаам шунид равон дар фароз кард.*

*   *   *

*Тосбозе бидидам аз Багдод*
*Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳӣ.*
*Сар дарун бурд зери хирқаву гуфт:*
*«Лайса фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳӣ».*

## «РАВЗАИ АТҲОР»-И ҲАШРИИ ТАБРЕЗӢ[16]

**«Ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ** – аз акобири дин аст ва соҳиби улуми зоҳириву ботинӣ аст ва рутбаи вай бағоят олист. Иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он мешояд, ки барои он бошад, ки якбора хотираш мағлуби ботин нашавад ва аз риояти убудият бознамонад. Чунончи худ фармудааст:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аксари авқоти фархундасоот сарфи  риёзоту муҷоҳидот менамуда ва муддатҳои мадид ҳайвонӣ нахӯрда. Ба қасди зиёрати Байтуллоҳ ба Табрез меояд. Обу ҳавои Табрез мизоҷи шарифи эшонро бағоят хуш меояд, баъд аз муовадат аз зиёрат дар

[16] Равзаи атҳор. Ҳашрии Табрезӣ / Тасҳеҳу эҳтимоми Азизи Давлатободӣ. – Табрез, 1371.

Валиёнкӯҳи Табрез сокин мешавад. Ваҷҳи тасмияи Валиёнкӯҳ ду сабаб аст: Яке ба сабаби он, ки қариб бад-он мавзеъ кӯҳе аст, дар он кӯҳ валии бисёр мадфун аст ва ба қуллаи «Ахӣ Саъдуддин» ҳам шуҳрат дорад. Машҳур аст, ки чаҳорсаду ҳаштод валиро дар он мавзеъ дафн кардаанд ва бад-он ваҷҳ «Валиёнкӯҳ»-аш мегӯянд. Ва ваҷҳи сонӣ он ки «валён» ба луғати араб гилсарро мегӯянд. Чун кӯҳи гилсар дар он маҳал воқеъ шудааст, бад-он сабаб «Валёнкӯҳ» мегӯянд.

Ва он бузург мукаррараран ба мадҳи Валиёнкӯҳу Табрез аш-ъори обдори бисёр фармудаанд. Аз он ҷумла:

*Зоҳидо, ту биҳишт ҷӯ, ки Камол*
*Валиёнкӯҳ хоҳаду Табрез.*

Ва эшонро обу ҳавои Табрез бағоят матбӯи табъи шариф мегардад, чунонки тарки ватани маълуф ва саёҳат намуда, дар Валиёнкӯҳ мутамаккин мешавад ва дар замоне, ки Тӯқтамишхон аз роҳи Дарбанд ба Табрез меояд, Шайхро бо худ ба шаҳри Сарой мебарад. Ва он шаҳрест дар дашти Қипчоқ, ки пойтахти подшоҳони Туркистон аст. Дар он вақт дар ғояти маъмурӣ ва ниҳояти зинат буда, чунончи дар он ҷузъи замон кам шаҳре дар рубъи маскун мисли он будааст ва Шайх дар мадҳи он шаҳр фармудааст. Байт:

*Агар Сарой ҳамин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман фориғам зи ҳар ду сарой.*

Бо вуҷуди чунин шаҳре ва шафқати бениҳояти чунон подшоҳе ҳамеша хотири шарифи он ҳазрат нигарони Табрез буда ва муҷаддадан ашъори обдор бар иштиёқи Табрез аз табъи ягонаи он ваҳиди замона сар мезада. Аз он ҷумла ин ду байт аст:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста бад-ӯ дил нигарон хоҳад буд.*
*То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил*
*Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд.*

Ва амсоли ин ашъори обдор дар мадҳи Табрез бисёр фармудаанд. Чун подшоҳ мудом Шайхро мутааллим мебинад, ҳарчанд саъй менамояд, рафъи кудурати Шайх намешавад. Рӯзе дар ҳини суҳбат ба Шайх мефармояд, ки аз шумо илтимос дорам, ки ҳар чӣ табъи шариф бад-он майл менамояд, аз ман талаб намоед, ки бидуни музоиқа бароварда шавад. Шайх мегӯяд: Метарсам, ки муддаои ман ҳосил нашавад. Подшоҳ қасам ёд мекунад, ки ҳар чӣ муддао бошад, бароварда мекунам.  Шайх мегӯяд: «Ҳеч чиз намехоҳам, илло рухсати рафтан ба Табрез». Подшоҳ ба ночор иҷозат медиҳад ва Шайх билотавақкуф ба Табрез меояд. Ва таваққуфи Шайх дар Сарой муддати чаҳор сол буда.

Рӯзе Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ ва Мавлоно Муҳаммади Машриқӣ ва Мавлоно Муҳаммади Ассор ва Мавлоно Муҳаммади Халилӣ ба суҳбати касирулбаҳҷати Шайх рафтаанд ва Шайх худ бинафсиҳи мутаваҷҷеҳи табх шудаанд. Яке аз муридон гуфта, ки: «Шумо бо ёрон ба суҳбат машғул бошед ва ин хидмат ба банда руҷӯъ фармоед. Шайх фармудаанд, ки: «Фалаки даввор ҳаргиз сонӣ аз ин чаҳор Мавлоно Муҳаммад ба арсаи рӯзгор наёварда, ки имрӯз меҳмони мананд. Худ мехоҳам, ки аз шарафи ин хидмат баҳравар шавам». Баъд аз тақдими маросими табх, машғули суҳбат мешавад. Вақте Шайх ин ду матлаъ фармуда будаанд:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ғамза ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алвидоъ, эй ақлу дин.*

Чун ба самъи Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ мерасад, мефармояд, ки: «Шайх бисёр бузург аст. Вайро чаро бояд шеъре гуфт, ки ҷуз маънии маҷозӣ, маҳмиле надошта бошад ва дар аснои суҳбат он матлаъ хондааст. Ва фармуда, ки: «Чашм айн аст, пас мешояд, ки ба лисони ишора аз айни қадим, ки зот аст, бад-он таъбир кунанд. Ва абрӯ ҳоҷиб аст, пас метавонад буд, ки онро ишорат ба сифот, ки ҳиҷоби зот аст, доранд». Ва Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ тавозуъ намуда ва инсоф додааст.

Ва низ вақте ҳазрати Шайх Камол дар шеъре фармуда: «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст», чун ба Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ хондаанд, бар Шайх эрод гирифта ва дар маънии куфри маҳмуду мазмум ин абёт гуфта:

*Аз саводулваҷҳи фи-д-дорайн агар дорӣ хабар,*
*Чашм бигшову саводи фақру куфри мо нигар.*
*Аз саводи инчунин фақри маҷозӣ мардвор,*
*Сӯи дорулмулки он фақри ҳақиқӣ кун гузар.*
*Куфри ботил ҳаққи мутлакро ба худ пӯшидан аст.*
*Куфри ҳақ худро ба ҳақ пӯшидан аст, эй пурҳунар.*
*То ту дар банди худӣ, ҳақро ба худ пӯшидаӣ,*
*Бо чунин куфре зи куфри мо куҷо ёбӣ хабар?!*
*Он ки аз сарчашмаи куфри ҳақиқӣ об хӯрд,*
*Баҳри куфри ҳар ду олам ҳаст пешаш чун шамар.*
*Пас нагӯяд «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст,*
*Ҳар кӣ бошад аз маониву ҳақоиқ баҳравар.*

Дар он вило Шайх Озарӣ ба Табрез меояд ва мобайни ин ду бузург муҳокима менамояд ва мегӯяд, ки эроди Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ ба истилоҳи ин тоифа ворид аст. Фааммо «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст», ки Шайх фармуда, мурод ба «То Ҳо» беҳтарини коинот аст ва чунонки дар Қуръон воқеъ аст. Ва он ки Шайх фармуда, баёни лисони ҳазрати Кибриёст ва шак нест, ки «Коф»-и куфр»-и калимаи «кибриё» бартар аст аз «То Ҳо»-и Аҳмадӣ. Пас, аз ин маънӣ эрод бар Шайх лозим намеояд.

Ва низ нақл аст, ки дар туфулият Хоҷа Абдулҳай ва Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ, ки ҳар ду фарзанди арҷманди Мавлоно Шамсиддин Муҳаммад Машриқии Қутобианд, ба хидмати ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ рафтанд. Моҳи муборакı рамазон буд. Ҳазрати Шайх фармуд, ки: «Падари шумо чун медонист, ки мо мусофирем, шуморо пеши мо фиристод». Ва фармуд, ки ҷиҳати эшон таом оварданд. Эшон гуфтанд, ки: «Ба рӯзаем». Шайх фармуд, ки: «Шумо ҳанӯз мукаллаф ба таклифи рӯза нашудаед». Эшон аз камоли адаб итоат намуданд. Баъд аз ифтор ҳазрати Шайх фармуданд, ки: «Шуморо зиёфати дигар кунам, ду ҳадиси қудсӣ мехонам, ёд гиред ва як байт аз ашъори худ, ки дар девони худ нанавиштаам». Ҳадисҳо ин аст: «ас-Савму лӣ ва ана аҷзӣ биҳи», сонӣ «Таҷавваъ таронӣ, таҷаррад тасил». Ва байт ин аст:

*Гирифтам остини дӯст, он ҷо дасти худ дидам,*
*Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам.*

Ҳазрати Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ ин ду ҳадис ва ин байтро дар ду қитъа назм фармудааст:

*Шунидам ман аз шайхи комил Камол*
*Ду қудсӣ ҳадису гирифтам ба дил.*
*Нахустин-ш «ас-Савму лӣ»-ву дигар*

*«Тачавваъ таронӣ, тачаррад тасил».*

Қитъа:

*Шунидам ҳам аз ӯ байте, ки дар девони худ гуфто,*
*Ман ин як байт нанвиштам, ман ин асрор пӯшидам:*
*«Гирифтам остини дӯст, он ҷо дасти худ дидам,*
*Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам».*

Фавти Хоҷа Абдурраҳим дар санаи тисъа ва хамсина ва самонумиата (859) воқеъ шуда, дар паҳлӯи падари олимиқдораш Бобо мазид мадфун аст, валлоҳу аълам.

Тарку таҷриди Шайх ба ҳадде буда, ки ба муқтазои явми ҷадид ризқи ҷадид, ҳатто обе, ки дар таҳи кӯза мемонда, шаб онро холӣ менамудааст, ки захираи фардо нашавад. Ва он соҳиббасират мушоҳидаи ҷамоли ҳақиқӣ дар оинаи рухсори маъшуқи маҷозӣ мулоҳиза менамуда.

Гӯянд, ки мардуми Табрез ҳафтае як бор фарзандони худро ба назари Шайх мушарраф мекардаанд. Агар аҳаде дар ин боб таъхире менамуда, фарзандаш дарди чашм ба ҳам мерасонида. Ва машҳур аст, ки Шайхро дар Дарби Аъло бо атторписаре назар буда ва дӯкони ӯ мобайни дӯкони қассобу кӯзафурӯш воқеъ шуда буд ва он ҳар дуро бо Шайх дағдағаи рақобат мешуда. Ва ҳар гоҳ, ки Шайх бад-он гузар мерасида, суханони кинояомез чунонки даъби рақибон аст, мегуфтаанд. Ва Шайх ин байт мехонда ва ишорат бар он ду шахс менамудааст:

*Ошиқӣ чист? Таҳаммул кардан,*
*Аз сагу гурба таназзул кардан.*

Саг, ки мефармуда, ба қассоб ишора мекарда ва гурба, ки мегуфта, ба кӯзафурӯш. Гӯянд: «Шахсе ба Шайх мегӯяд, ки он қассобу кӯзафурӯш мегуфтанд, ки мо Шайхро мекушем. Шайх аз ин ҳарф мутағайийр мешавад ва мегӯяд, ки: «Безорам аз ҷоне, ки ин қадар халқ аз он биранҷанд, ки ба қатлаш ризо диҳанд». Дарсоат ёронро видоъ менамояд ва ду ракаат намоз мегузорад ва дар саҷдаи охир хилъати фохири «Ирҷиъӣ ило раббики розийатан марзиййатан» пӯшида, мутаваҷҷеҳи ҷаннат мешавад.

Ривояте он аст, ки баъд аз намоз аврод мехонда, чун лафзи «Ҳасбуналлоҳу» бар забонаш ҷорӣ мешавад, ба олами бақо меравад.

Ва Шайхро дар Валиёнкӯҳ боғе аст, ки алъон мушаҷҷар аст. Онро «Биҳишт» ном карда будааст ва ҷиҳати он боғ фармудаанд:

*Аз биҳишти Худои азза ва ҷал(л)*
*То ба Табрез ним фарсанг аст.*

Марқади шарифаш дар ҳамон боғ аст. Султон Ҳусайн ибни Султон Увайси Ҷалоир ҷиҳати Шайх хонақоҳ сохта ва баъзе маҳол(л)ро ба вай вақф кардааст. Ва эшонро суханони муҳаққиқона бисёр аст. Аз он ҷумла:

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд:*
*Ҳар кӣ дар мо гарқа гардад, оқибат аз мо шавад.*

Фавташ дар шуҳури санаи салоса ва самонумиата (803) воқеъ шуда. Ва Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ дар таърихи вафоти Шайх фармудаанд:

Таърих:

*Орифи ҳақшинос, Шайх Камол,*
*Ки ҷаҳонро ба шеъри тар бигруфт*
*То сухан аз даҳан бурун афтод,*
*Кас сухан мисли он бузург нагуфт.*
*Ҳаштсаду се гузашт, к-он хуршед*

*Ҳамчу маҳ дар саҳоби ғайб нуҳуфт.*

Таърихе, ки дар ҳини тақриди мазор бар лавҳи марқадаш марқум аст, ин аст:

*Рафт аз ҷаҳон Камоли Хуҷанду ба ақл гуфт:*
*Таърихи он: «Ба ҷониби фирдавс шуд Камол».*

Ва низ бар лавҳи мазораш ин байт марқум аст:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Ва зикри ҷамили он бузургвор мазид бар он аст, ки дар ин мухтасар гунҷад. Бад-ин қадар ихтисор шудааст. Валлоҳу аълам».

## «САФИНАТ-УЛ-АВЛИЁ»-И ДОРОШУКӮҲ[17]

**«Ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу.** Бисёр бузург ва соҳибҳол буданд ва худро дар либоси шеъру шоирӣ пӯшида медоштанд ва тарку таҷриди эшон ба камол буда. Чунончи гӯянд, дар Табрез зовия доштанд, ки дар он ҷо ба сар мебурданд, чун баъд аз фавти эшон он ҷоро диданд, ба ғайр аз бӯрёе, ки бар он менишастанд ва санге, ки зери сар мениҳоданд, чизи дигар набуд. Вафоти эшон дар ҳаштсаду сеи ҳиҷрӣ буда ва қабр дар Табрез аст ва бар қабри эшон ин байт нақш кардаанд:

Байт:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ*».

## «МИРЪОТ-УЛ-ХАЁЛ»-И ШЕРАЛИХОНИ ЛУДӢ[18]

**«Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Солики сабили ҳақписандӣ, Шайх Камоли Хуҷандӣ мақбули аброру саромади рӯзгор ва марҷаи хосу ом ва сархайли акобири айём буда. Чун табъи шарифаш ба шеър майл фармуд, аз он сабаб дар табақаи шуаро дохил гардид ва илло Шайхро дараҷаи вилояту иршод буд ва шоирӣ дуни мартабаи ӯст, чунончи аз ин байташ маълум метавон кард.

Назм:

*Мехурӯшад абру мегӯяд ба овози баланд,*
*Ҳар кӣ дар мо ғарқ гардад, оқибат ҳам мо шавад.*

Аслаш аз Хуҷанд аст. Дар аввали ҳол саёҳат кардӣ, то он ки ба Табрез расид ва аксаре аз бузургони он диёр муриди Шайх гаштанд. Гӯянд, ки Мироншоҳ ибни Амир Темури Гӯракон эътиқоди тамом дар хидмати Шайх дошт, рӯзе барои диданаш рафт ва ба тақрибе ба самъи муборакаш расониданд, ки ҳазрати Шайх даҳ ҳазор динор

---

[17] Сафинат-ул-авлиё. Таълифи Дорошукӯҳ. – Нувалкишур (чопи сангӣ), 1353.

[18] Миръот-ул-хаёл. Шералихон ибни Алии Амҷадхони Лудӣ / Ба эҳтимоми Ҳамид Ҳасанӣ ва Беҳрӯз Сафарзода. – Теҳрон: Интишороти Равзана, 1377.

қарз дорад. Фармуд, то даҳ ҳазор динор ҳозир карданд ва ҳамдар маҷлис таслими Шайх намуд.

Овардаанд, ки Шайх дар охири ҳол (муътақиди) Хоҷа Ҳофиз буда ва суҳбати ҳамдигар иттифоқ наяфтода буд, ин ғазал назди Ҳофиз фиристод ва ба истеъдоди хеш мутталеъ гардонид:

*Ёр гуфт: «Аз ғайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*В-он ғаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзони оҳ,*
*Боз месозаш чу шамъ аз гиря тар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк,*
*Ҳам ба мижгонат бирӯб он хоки дар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар дорӣ хаёли дарду васли мо, Камол,*
*Қаъри ин дарё бипаймо сар ба сар». Гуфтам: «Ба чашм».*

Гӯянд чун ин ғазал ба Хоҷа Ҳофиз расиду ба мутолеа даровард, бар ин мисраъ – «Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм» – ваҷд карду гуфт: «Машраби ин бузургвор олист».

Ва лаҳу айзан:

*Гар шабе он маҳ зи манзил бениқоб ояд бурун,*
*З-аввали шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун.*
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ӯ,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.*
*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ з-он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*
*Бо ҳама тақвову зуҳд ар бишнавад номат, Камол,*
*Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун».*

## «БАҲОРИСТОНИ СУХАН»-И МИР АБДУРРАЗЗОҚИ ШОҲНАВОЗХОН[19]

«**Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳматуллоҳи алайҳи.** Аз машоихи соҳиби риёзату ҳолот аст. Дараҷаи иршоду вилоят дошта. Шоирӣ дуни мартабаи ӯ буд. Улувви машраби ӯ аз ин байташ маълум тавон кард:

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд,*
*Ҳар кӣ дар мо ғарқ шуд, ӯ оқибат аз мо шавад.*

Дар «Нафаҳот» гӯяд, ки: «Вай бисёр бузург буда ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он ҷиҳати ситру талбисро буда бошад, балки шояд ба воситаи он бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудийят бознамонад. Чунонки худ гӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман:*

---

[19] Баҳористони сухан. Мир Абдурраззоқ Самсомуддавла, маъруф ба Шоҳнавозхон / Тасҳеҳ ва таълиқи Абдулмуҳаммади Оятӣ. – Теҳрон, 1388.

*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст».*

Шайх аз мавлиду маншаи худ – Хуҷанд, ки онро «арӯси олам» гуфтаанд ва аз тавобеи Фарғона аст, ки ноҳиятест аз билоди Мовароуннаҳр, ба азми Байтуллоҳ баромада, баъд аз зиёрати он ҷо ба диёри Озарбойҷон расида, дар Табрез раҳли иқомат андохт ва дар аҳди салотини Ҷалоир шухрате пайдо кард. Аксари бузургон ба ҳалқаи муридии Шайх даромаданд. Султон Ҳусайн ибни Увайс барои вай дар хиттаи Табрез манзиле олӣ сохта, бар лангараш вақфҳо намуд ва чун дар санаи ҳафтсаду ҳаштоду ҳафт (787) дар аҳди Султон Аҳмад ибни Шайх Увайс, ки лашкари Тӯқтамишхон аз дарбанди Табрез расида, қатли ом кард, Шайхро ба мӯҷиби ҳукми манкуҳаи хон ба дашти Қипчоқ бурданд ва дар шаҳри Сарой иқомат доданд, чунончи ин матлаи ӯ дар сифати он шаҳр аст:

*Агар Сарой чунин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман форигам зи ҳар ду сарой.*

Ва ин ғазал низ дар он ҷо гуфта:

*Эй рухат ояти ҳусну даҳанат лутфи Худой,*
*Ба ҳадисе бигушо он лабу лутфе бинамой.*
*Шуд зи наззорагиён хонаи ҳамсоя хароб,*
*Маҳи ман, бо ту кӣ фармуд, ки бар бом барой.*
*Бӯстонест гули рӯи ту дар чашми Камол,*
*Ба Саро омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой!*

Ва аксари акобирони шаҳр муриди Шайх шуданд ва баъд аз чаҳор сол Шайх ба Табрез мурочиат фармуд. Чун Мирзо Мироншоҳ – савумин фарзанди амири кабир Амир Темури Соҳибқирон ба ҳукми падари волоқадр ҳокими Табрез гардид, дар хидмати Шайх эътиқоди тамом ба ҳам расонид.

Гӯянд, Шайх ба Хоҷа Ҳофиз муътақид буда ва Хоҷа низ нодида бо вай ихлос дошта. Вақте ин ғазалро Шайх аз Табрез назди Хоҷа ба Шероз фиристод:

*Гуфт ёр: «Аз гайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм»*
*«В-он гаҳе дуздида бар мо менигар». Гуфтам: «Ба чашм».*

Хоҷа чун бад-ин байт расид:

*Гуфт: «Агар сар дар биёбони гамаш хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз ман бубар». Гуфтам: «Ба чашм»*

– риққатҳо карду гуфт: «Машраби ин бузургвор олист ва сухани ӯ софӣ».

Баъзе бар онанд, ки ҳеч кас аз қудамову мутааххирин ширинтар аз Хоҷа Камол ғазал нагуфтаанд ва бархе бар онанд, ки нозукиҳои Шайх ва қасидаҳои баланди ӯ сухани вайро аз сӯзу ниёз андохта. Дар «Баҳористон» гуфта, ки: «Латофати сухану диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мақдур нест. Аммо муболиға дар он шеъри вайро аз салосат берун бурда ва аз чошнии муҳаббату ишқ холӣ монда». Ва Давлатшоҳ гӯяд: «Ин макобира аст, чӣ бо васфи нозукиҳову диққат сухани Шайх орифона асту пурҳол, пас чаро сӯз надошта бошад? Билҷумла, Шайх дар эроди амсолу ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеънамост, татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекунад, аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест ва он ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бино бар ҳамон татаббуъ тавонад буд, чунончи дар баъзе девонҳои вай ин байт сабт аст:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам».*

Дар «Баҳористон» мазкур аст, ки яке аз орифон ба суҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз – ҳарду расида буд, чунин мефармуд, ки суҳбати Шайх беҳ аз шеъри вай ва шеъри Ҳофиз беҳ аз суҳбати ӯ.

Вафоти Шайх дар санаи ҳаштсаду се (803 / 1400-1401)[20] буда, қабраш дар Табрез ва бар лавҳи мазор ин байт навиштааст:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Девони латофатунвони Шайх машҳур аст, ин чанд байт аз он ҷост:

*Гар шабе он маҳ зи манзил бениқоб ояд бурун,*
*З-аввали шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун.*
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ӯ,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.*
*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*

* * *

*Теги туро чӣ ҳоҷати рухсат ба хуни мост,*
*Бар ҳалқи ташна ҳукм равон аст обро.*

* * *

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, кай тавон,*
*Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро».*

## «ОТАШКАДА»-И ОЗАРИ БЕКДИЛӢ[21]

«**Камолиддин Масъуд.** Аз урафои олимиқдор ва аз акобири он диёр (Хуҷанд) аст. Шайх аз он ҷо ба азми зиёрати Байтуллоҳ берун омад, баъд аз мурoҷиат аз обу ҳавои Табрез хушаш омада, дар он ҷо нузул кард. Баъд аз вуруди Тӯхтамишхон дар Табрез ба фармудаи манкуҳаи хон Шайхро ба Саройи Туркистон бурданд. Ин ғазалро Шайх дар он ҷо фармуданд:

*Эй рухат оинаи сунъу лабат лутфи Худой,*
*Ба ҳадисе бигушо он лабу лутфе бинамой.*
*Шуд зи наззорагиён хонаи ҳамсоя хароб,*
*Маҳи ман бо ту, кӣ фармуд, ки бар бом барой.*
*Бӯстонест маро аз гули абрӯй, Камол,*
*Ба Сарой омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой.*

Шайх баъд аз чаҳор сол[22] аз Сарой боз майли Табрез карда ва Султон Ҳусайн ибни Султон Увайси Ҷалоир дар Табрез ба ҷиҳати Шайх манзиле бағоят некӯ сохта ва Шайх дар он ҷо ин ғазалро, ки навишта мешавад, гуфта:

*Гуфт ёр: «Аз гайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар». Гуфтам: «Ба чашм».*

---

[20] Дар асл шашсаду се ба нашр расида буд.

[21] Оташкада. Лутфалибек Озари Бекдилӣ / Тасҳеҳи Мирҳошими Муҳаддис. – Теҳрон, 1388.

[22] Дар асл «чиҳил сол» сабт гардида буд.

*Гуфт: «Агар гардад лабат хушк аз дами сӯзони оҳ,*
*Боз месозаш чу шамъ аз гиря тар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк,*
*Ҳам ба мижгонат бирӯб он хоки дар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Агар сар дар биёбони ғамам хоҳӣ ниҳод,*
*Ташнагонро муждае аз мо бубар». Гуфтам: «Ба чашм».*

Чун бо Хоҷа Ҳофиз муосир буда, гӯянд ин ғазали мазкурро баъд аз итмом ба ҷаноби Хоҷа фиристода. Хоҷа баъд аз истимои мисраи охир риққат карда, фармуд, ки: «Машраби ин бузургвор олист». Ғазали Шайх Камоли Хуҷандӣ мақбули хосу ом буда ва манзилаш марҷаи салотину акобир. Мироншоҳ ибни Темур рӯзе ба дидани Шайх рафтаву сайри боғ карда ва мевае аз он боғ хӯрда ва ҳазор динор қарзи Шайхро адо карда. Вафоти Шайх дар дорулибодаи Язд, санаи 792 иттифоқ афтода. Аз ӯст:

*Эй рӯшанӣ аз рӯи ту чашми нигаронро,*
*Ин равшании чашм мабодо дигаронро.*

* * *

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, то ба кай,*
*Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро.*

* * *

*Ваъдаи куштанӣ бидеҳ ба Камол,*
*Ҷони ман ваъдае киро куштаст?!*

* * *

*Ба фариштагони раҳмат барам ин шикоят аз ту,*
*Ки маро ҳабиб кушту ба мазори ман наёмад.*

* * *

*Бизан ба тегаму пеш аз ҳалоки ман гунаҳи худ*
*Ба гардани дигаре неҳ, ки ман гувоҳи ту гардам.*

* * *

*Ман на ба ихтиёри худ меравам аз қафои ӯ,*
*Он ду каманди анбарин мекашадам кашон-кашон.*

* * *

*Хостам аз ходими матбах ҳисоб,*
*Баррае, к-ӯ кушту бар сепоя бурд.*
*Гуфт: «Бар расми фидо, к-он суди туст,*
*Ҳашви он ҳамсояи бемоя бурд.*
*Пиҳу дунба ҳоҷии саққо гирифт,*
*Ширдонро канда пири доя бурд».*
*Гуфтамаш: «Дилро куҷо бурдӣ, ки нест?»*
*Гуфт: «Дилро духтари ҳамсоя бурд».*

* * *

*Эй боиси нолаву фиғонам, ки туӣ*
*В-эй роҳати дил, мӯниси ҷонам, ки туӣ.*
*Акнун, ки даме ба пурсишам омадаӣ,*
*Чандин бинишин, ки ман бидонам, ки туӣ.*

Аммо дар «Равзат-ус-сафо» омада, ки Шайх муддате дар яке аз ҷибол, ки машҳур ба «Қалъаи санг» буда, маҳбус буда, охир ин рубоиро гуфта, аз он ҷо халосӣ ёфта. Рубоӣ ин аст:

*Кай бошад аз ин танг бурун омаданам,*
*Номест аз ин нанг бурун омаданам.*
*Гӯӣ магар аз санг бурун меояд,*

*Парвонаи аз санг бурун омаданам».*

## «ХИЗОНАИ ОМИРА»-И ОЗОДИ БАЛГИРОМӢ[23]

**«Шайх Камол, қуддиса сирруҳу.** Аз авлиёи шуаро буд, ин ғазали ӯ машҳури офоқ аст ва мутрибон мехонанд:

*Дар хилвати дӯст ҷон нагунҷад,*
*Шодию гами ҷаҳон нагунҷад.*
*Чашмат кушаду лабат диҳад ҷон,*
*Марг ояду дар миён нагунҷад.*
*Эй хоҷа, ту марди худфурӯшӣ,*
*Рахти ту дар ин дукон нагунҷад.*
*Ёро, чӣ маҷол дар ҳаримат?*
*Сар низ ба остон нагунҷад.*
*Васфи рухи ӯ кунам ба хуршед,*
.......................................
*Мо хонахаробкардагонро,*
*Дар дил гами хонумон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад.*

Фақир ҳам дасту пое зада ин заминро тай кардаам, агар дигаре фикр медонад, ки ба чӣ мартаба саҳли мумтанеъ аст:

*Дар қолаби хок ҷон нагунҷад,*
*Ин мург дар ошён нагунҷад.*
*Он май, ки бувад ба согари мо,*
*Дар шишаи осмон нагунҷад.*
*Дар парда намонд ҳусни шӯхат,*
*Чун моҳ, ки дар катон нагунҷад.*
*Ин шамма зи орзуи васлат,*
*Дар ҳавсалаи баён нагунҷад.*
*Савдои матои ишқ дорад*
*Суде, ки дар ӯ зиён нагунҷад.*
*Васфи ту бурун зи тоқати мост,*
*Ин ҳарф ба сад забон нагунҷад.*
*Бо сарв мушобиҳем, Озод,*
*Дар гулшани мо хазон нагунҷад.*

*  *  *

**Дар зикри Бисотии Самарқандӣ.** Бисотӣ муътақиди Исмати Бухороӣ буд ва мункири Шайх Камоли Хуҷандӣ ва дар мақтае гӯяд:

*Ғазалҳои Бисотиро, Камол, аз худ мадон камтар,*
*Ки парвардааст чун Хоҷа ба оби дида Салмонаш.*

Гӯянд, Шайх Камол аз Бисотӣ ранҷид ва ин байт дар дуои бад нисбат ба ӯ гуфт:

*Не он, ки чун чароги саҳар шуд ҷавонмарг,*
*Ҳам дер зист муддаии зудмири мо.*

Дуои Шайх муассир афтод ва Бисотӣ дарфурсат бисоти ҳаёт дарнавардид».

---

[23] Хизонаи омира. Таълифи Мир Ғуломалии Озоди Балгиромӣ. – Конпур, 1871.

## «МУНТАХАБ-УЛ-ЛАТОИФ»-И РАҲМАЛИХОНИ ИМОН[24]

«**Камоли Хуҷандӣ.** Мавлоно Камолиддини Хуҷандӣ марҷаи хосу ом ва аз урафои киром аст. Дар санаи 803 вафот ёфта. Ҳозо мин девониҳи:

*Чашми шӯхи ту ҳар киро куштаст,*
*Аввал аз рашки он маро куштаст.*

* * *

*Нест ӯро даҳан, аммо сухане сохтаанд,*
*Сухани сохта ширинтар аз он натвон сохт.*

* * *

*Носеҳо, маслиҳати ман ҳаваси рӯи накӯст,*
*Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.*

* * *

*Сарв девона шудаст аз ҳаваси болояш,*
*Меравад об, ки занҷир ниҳад дар пояш».*

## «РИЁЗ-УЛ-ОРИФИН»-И РИЗОҚУЛИХОНИ ҲИДОЯТ[25]

«**Камоли Хуҷандӣ, наввараллоҳу марқадаҳу.** Номи шарифаш Шайх Камолиддин Масъуд, аз аозими Хуҷанд буда ва аз файзи суҳбати аҳли ҳолу арбоби камол алоиқу авоиқи дунявиро тарк намуда, ба хидмати урафо машғул ва аз ёди ғайр маъзул. Ба зиёрати Маккаи муаззама рафта ва пас аз мурочиат дар Табрез таваттун гирифта. Муддатҳо маҷмааш марҷаи урафову фузало буд ва ҷамъи касирро тарбият намуд. Оқибат Тӯқтамишхони турк ба Табрез омад. Шайхро ба ҳамроҳи худ ба Саройи Туркистон бурд. Ӯ баъд аз чаҳор сол дигарбора ба Табрез мурочиат намуд. Султон Ҳусайн ибни Увайси Ҷалоир дар Табрез ба ҷиҳати ӯ манзиле некӯ тартиб дод ва Шайх ба ибодат машғул шуд. Мироншоҳ ибни Темур ба дидани вай рафт ва дар аснои сайри боғчаи ӯ меваае аз он боғ хӯрда, ҳазор динор қарзи Шайхро дод.

Вафоташ дар Табрез дар санаи 792 ва баъзе дар санаи 803 гуфтаанд. Ин ашъор аз ӯст:

Мин ғазалиётиҳи:

*Фармони хирад бар дили ҳушёр нависанд,*
*Ҳукме набувад бар сари девона қаламро.*

* * *

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, то ба кай?*
*Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро.*

* * *

*Гуфтӣ, Камол чун раст аз тирарӯзгорӣ?*
*Сар барзад офтобе аз матлаи иноят.*

---

[24] Мунтахаб-ул-латоиф. Раҳмалихони Имон. –Теҳрон, 1386.

[25] Риёз-ул-орифин. Ризоқулихони ибни Муҳаммад Ҳодии Ҳидоят / Муқаддима, тасҳеҳу таълиқоти Абулқосими Родфар, Гито Ашедрӣ. – Теҳрон: Пажӯҳишгоҳи улуми инсонӣ, 1385.

* * *

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

* * *

*Нест ӯро даҳан, аммо сухане сохтаанд,*
*Сухане сохта ширинтар аз ин натвон сохт.*

* * *

*Андеша зи сар нест, ки шуд дар сари кораш,*
*Андеша аз он аст, ки бо мо-ш саре нест.*

* * *

*Ба фариштагони раҳмат барам ин шикоят аз ту,*
*Ки маро ҳабиб кушту ба мазори ман наёяд.*

* * *

*Ҳар гул, ки зи хоки ман бирӯяд,*
*Ошиқ шавад, ар касе бибӯяд.*

* * *

*Дӯстдорон ба ҷуз аз дӯст нахоҳанд зи дӯст,*
*Ки набошад беҳ аз ӯ, он чӣ аз ӯ металабанд.*

* * *

*Мо хонахаробкардагонро,*
*Дар дил гами хонумон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад.*

* * *

*Шуда аз соқии лутфи ту ҷаҳоне сероб,*
*Ҳамчунон баҳри карам мавҷзанон моломол.*

* * *

*Ман на ба ихтиёри худ меравам аз қафои ӯ,*
*К-он ду каманди анбарин мекашадам кашон-кашон.*

* * *

Ва лаҳу:
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ту,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.*
*Бо ҳама тақвову зуҳд ар бишнавад номат Камол,*
*Аз даруни хонақаҳ масту хароб ояд бурун.*

* * *

Ва лаҳу:
*То хилвати ҷон холӣ аз агёр наёбӣ,*
*Бому дари ин хона пур аз ёр наёбӣ.*
*Он ҷо, ки шуд ӯ ёфта, худро натавон ёфт,*
*Ғам нест чу сар ёбиву дастор наёбӣ».*

## «МАҶМАЪ-УЛ-ФУСАҲО»-И РИЗОҚУЛИХОНИ ҲИДОЯТ[26]

[26] Маҷмаъ-ул-фусаҳо. Ризоқулихони Ҳидоят / Ба кӯшиши Мазоҳир Мусаффо. – Ҷ.2. – Теҳрон: Амири кабир, 1382. – С.94.

«**Камоли Хуҷандӣ.** Ва ҳува Шайх Камолуддин Масъуд. Аслаш аз Хуҷанд буда ва аз сафари Макка мурочиат карда, ба Табрез сокин шуд. Султон Ҳусайн ибни Увайси Ҷалоир ба ҷиҳати ӯ хона ва бӯстоне дар шаҳри Табрез муайян ва муҳайё намуд. Вақте Мироншоҳ ибни Амир Темур ба дидани ӯ рафта, аз боғчаи ӯ мевае тановул фармуда, даҳ ҳазор динор қарзи Шайхро адо намуда. ал-Ҳосил, бо Хоҷа Ҳофиз муосир буда. Бузурге гуфта, ки: «Суҳбати Шайх аз Ҳофиз ва ғазали Ҳофиз аз шеъри Шайх Камол хуштар буда». Дар санаи 793 реҳлат ёфта, девони муҷаззои қадиме аз вай дида шуд ва ин ашъораш гузида аз ӯст:

Ғазалиёт:

*Ҳалол бод майи хулду ҳур зоҳидро,*
*Ки вогузошт ба риндон шаробу шоҳидро.*
*Зи зикру фикру риёзат димогро халал аст,*
*Бигир ҷому бимон фикрҳои фосидро.*
*Аҷаб, ки шаҳна нагашт аз имоми мо воқиф,*
*Ки харҷ кард ба май вақфҳои масҷидро.*

Ва лаҳу:

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, то ба кай?*
*Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро.*

*     *     *

*Гар ёри маро бо мани мискин назаре нест,*
*Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.*
*Гуфтӣ: «Паси ҳар тирагие равшание ҳаст»,*
*Чун аст, ки ҳаргиз шаби моро саҳаре нест!?*

Ва лаҳу:

*Ҳар кӣ васлат талабад, тарки сараш бояд кард*
*В-арна андешаи кори дигараш бояд кард.*
*Ё Раб, ин дарди дили реш чӣ мушкил дардест,*
*Ки мудовой ба хуни ҷигараш бояд кард.*
*Ҳаргиз ӯро хабар аз ҳолати мастон набувад,*
*Ба яке ҷуръаи май бехабараш бояд кард.*
*Зулфи ошуфтаи ту мӯҷиби ҷамъияти мост,*
*Чун чунин аст, пас ошуфтатараш бояд кард.*

Ва лаҳу:

*Дар хонаи дарвеш чӣ асбоби нишот аст,*
*К-аз давлати ғамҳои ту омода набошад.*

*     *     *

*Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон*
*Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад.*
*Ошиқи худ гар кушӣ ба ҷурми муҳаббат,*
*Бештар аз ман касе гуноҳ надорад.*
*Заҳмати сар чун барад Камол бад-ин дар,*
*З-он ки ҷуз ин остон паноҳ надорад.*

*     *     *

*Мо хонахаробгаштагонро*
*Дар дил ғами хонумон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад».*

## «НАТОИҶ-УЛ-АФКОР»-И ҚУДРАТУЛЛОҲИ ГУПОМӮӢ[27]

«**Шайх Камолиддини Хуҷандӣ.** Базморои иззату арҷмандӣ, Шайх Камолиддини Хуҷандӣ, ки аз сӯфияи киром асту акобири машоихи изом, аз ватани маълуф ба зиёрати ҳарамайн шитофт ва пас аз шарафандӯзии амкинаи мутабаррика ба Озарбойҷон бархӯрда, дар Табрез ранги иқомат рехт ва дар рӯзгори салотини Ҷалоир алами шуҳрат афрохт. Бештаре аз аъёни он диёр ба ҳалқаи иродаташ даромаданд ва дар ҳангоме, ки Мироншоҳ халафи Амир Темури Соҳибқирон аз тарафи падари волоиқтидор ба ҳукумати Табрез маъмур гашт, ба хидмати Шайх эътиқоди тамом дошт. Рӯзе, бино бар мулоқот рафту ба тақрибе ба самъи шарифаш даромад, ки Шайх мақрузи даҳ ҳазор динор аст. Фавран талабида, дар маҷлис ҳозир сохт.

Ва Шайхро бо Хоҷа Ҳофиз эътиқоде буда ва Хоҷа ҳам ғоибона рабте ба вай ба ҳам расонида. Вақте Шайх ин ғазалро пеши Хоҷа фиристод:

*Гуфт ёр: «Аз гайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Гар ёбӣ нишони пои мо бар хоки роҳ,*
*Барфишон он ҷо ба доманҳо гуҳар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Гар гардад лабат хушк аз тафи сӯзони оҳ,*
*Боз месозаш чу шамъ аз гиря тар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Гар бар остонам об хоҳӣ зад зи ашк,*
*Ҳам ба мижгонат бирӯб он хоки дар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*Гуфт: «Гар гардӣ шабе аз рӯи чун моҳам ҷудо,*
*То саҳаргоҳон ситора мешумар». Гуфтам: «Ба чашм».*

– Хоҷа ба таваҷҷӯҳ даромад ва таҳсинҳо намуд. Каломи Шайх бо назокат ҳамранг асту бо латофату фасоҳат ҳамсанг. Дар баҳри хафиф бештар мутатаббеи Амир Ҳасани Деҳлавӣ аст. Гӯянд, вақте ин матлаи Шайх:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин.*

– ба гӯши Мавлоно Муҳаммадширини Мағрибӣ бархӯрд, гуфт: «Шайх бо чунин улувви мартабат чаро ҳамчу шеъре гӯяд, ки ҷуз маънии маҷоз бӯе аз гулшани ҳақиқат ба машоми мафҳум нарасад?» Шайх Мавлоноро ба даъват талабида, матлаи мазкур бар забон ронда, фармуд, ки: «Чашм «айн» аст. Пас, шояд, ки мурод аз он «айн» «зоти қадим» бошад. Ва «абрӯ» ба маънии «ҳоҷиб» аст. Киноят аз он ба сифот, ки ҳиҷоби зот аст, имкон дорад». Мавлоно писандида, ба инсоф даромад.

Дар «Баҳористон» оварда, ки яке аз орифон ба суҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз расида, чунин мефармуд, ки: «Суҳбати Шайх беҳ аз шеъри ӯ ва шеъри Ҳофиз беҳ аз суҳбат».

Вай охируламр дар санаи салоса ва самонумиата (803) дар Табрез ба ҷаннат-ул-маъво хиромид. Бар лавҳи марқадаш ин байт нигоштаанд:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Ин чанд байт аз каломи дилпазири ӯст:

*Гар ёри маро бар мани мискин назаре нест,*
*Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.*

---

[27] Натоиҷ-ул-афкор. Муҳаммад Қудратуллоҳи Гупомӯӣ. – Бомбай, 1336, чопи сангӣ.

*Андеша зи сар нест, ки шуд дар сари кораш,*
*Андеша аз он аст, ки бо мо-ш саре нест.*

* * *

*Рӯи ту ба ҷуз оина дидан кӣ тавонад?!*
*Зулфи ту ба ҷуз шона кашидан кӣ тавонад?!*

* * *

*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад.*

* * *

*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, он ҷо ба чашм*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*

* * *

*Гар маро сад сар бувад, ҳар як пур аз савдои ӯ,*
*Чун сари зулфаш бияфшонам ба хоки пои ӯ.*

Рубоӣ:

*Эй боиси нолаву фигонам, ки туӣ*
*В-эй роҳати дил, мӯниси ҷонам, ки туӣ.*
*Акнун, ки даме ба пурсишам омадаӣ,*
*Чандон бинишин, ки ман бидонам, ки туӣ».*

## «ХАЗИНАТ-УЛ-АСФИЁ»-И ҒУЛОМСАРВАРИ ЛОҲУРӢ[28]

«**Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу,** бисёр бузург ва соҳиби ҳол буд ва худро дар либоси шуаро пӯшида медошт. Нақл аст, ки вақте оби дарё рӯ ба туғён овард ва хавфи он буд, ки деҳе, ки дар он Шайх сукунат дошт, хароб гардад, сокинони деҳа ҳол ба вай гуфтанд. Гуфт, ки хаймаи маро бар лаби об занед, ки оби дарё аз он ҷо нахоҳад гузашт. Пас, ҳамчунон карданд. Об аз ҷои худ таҷовуз накард.

Вафоти вай ба қавли соҳиби «Сафинат-ул-авлиё» дар соли ҳаштсаду се ва ба қавли соҳиби «Тазкират-ул-ошиқин» дар соли ҳаштсаду дуи ҳиҷрист. Ва мазори пуранвораш дар Табрез аст.

Аз муаллиф:

*Шайхи комил, Камоли дини набӣ,*
*Буд аҳли ҷамолу ҷоҳу ҷалол.*
*Гуфт дил баҳри соли тарҳилаш,*
*Гӯ: «Зиҳӣ офтоби бадри камол»*
*Ҳам ба қавли дигар рақам кардам,*
*«Манбаи ҳусни моҳтоби ҷамол».*

## ТАЪРИХИ РОҚИМ[29]

---

[28] Хазинат-ул-асфиё. Ғуломсарвари Лоҳурӣ. Чопи Ҳинд, бидуни соли нашр.

[29] Таърихи Роқим. Таълифи Мир Саййидшариф Роқими Самарқандӣ / Ба кӯшиши Манучеҳри Сутуда. – Теҳрон: Бунёди мавқуфоти Маҳмуд Афшор, 1380.

«**Зикри вафоти Хоҷа Камолиддини Хуҷандӣ.** Маншаъ ва мавлиди ҳазрати Шайх Хуҷанд буд. Аз бузургзодагони он ҷост. Дар китоби «Сувар-ул-ақолим» вилояти Хуҷандро «арӯси олам» навиштаанд. Мушорун илайҳи (бо) вуҷуди он ки аз аҳли ҳол буд, илми қолро бар ваҷҳи истикмол дошт. Дар вилояти Исфаҳон Камолиддин Исмоил ибни Абдурраззоқ аст, ки дар гуфтани қасоид гӯйи фасоҳат дар майдони балоғат аз чобуксаворони арсаи сухан рабуда. Чунонки гуфтаанд:

Қитъа:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Он яке з-Исфаҳон, дигар зи Хуҷанд.*
*Он яке дар газал бувад бемисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*

Аммо Хоҷа Камоли Хуҷандӣ дар ҳоле, ки Тӯқтамишхон қасди вилояти Табрез кард ва ҳазрати Шайх дар он ҷо буда. Баъд аз фатҳи вилоят Шайхро ба фармони қазоҷараёни Тӯқтамишхон ба шаҳри Сарой burданд. Обу ҳавои он арса табъи Шайхро гуворо афтода, дар он ҷо ин матлаи чун хуршед аз уфуқи табъаш тулӯъ кард:

Матлаъ:

*Агар Сарой ҳамин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки фориг шавам зи ҳар ду сарой.*

Баъд аз чаҳордаҳ сол озими вилояти Табрез шуд. Султон Ҳусайн ибни Султон Увайс ибни Шайх Ҳасани Нӯён дар Табрез хонақоҳе назри Шайх сохта, ки Каъбаи уббод ва қиблаи зуҳҳод аст. Иморате, ки обрави пештоқаш меҳроби аҳли ниёзу абвобаш чун дари файз бар рӯи аҳли ирфон боз:

Лимуаллифиҳи:

*Чӣ маъбад, Каъбаи хосони даргоҳ,*
*Бувад қандилаш аз дилҳои огоҳ.*
*Зи девору дараш равшан шавад роз,*
*Бувад ҳар хишти ӯ оинапардоз.*
*Агар бошад бад-эшон файзгустар,*
*Бувад бо масҷиди Ақсо баробар.*

Султони олиҷоҳ аксари амлокро вақфи хонақоҳ кард ва ҳазрати Шайх то рӯзгори давлати султони амирзода Мироншоҳ дар қайди ҳаёт буд. Дар шуҳури санаи 792 котиби қазо матлаи девони ҳаёташро ба теғи мамот хатм гардонид. Баъзе аз фузало дар таърихи фавти Шайх чунин фармояд:

Таърих:

Бар мӯҷиби фармони қазо, ҳукми Илоҳ,

Бар вифқи қазои осмонӣ ногоҳ.

Шуд, Шайх Камол аз ин ҷаҳон сӯи ҷинон,

Таърих ҳаминки «Тайябаллоҳу сароҳ».

Дар Сурхоби Табрез дар мавзее, ки ӯро Авлиёкӯҳ гӯянд, мадфун аст. Ва бар лавҳи мазори фоиз-ул-анвор ин матлаъ марқум гардида:

Матлаъ:

*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ».*

**«НАШТАРИ ИШҚ»-И**

## ҲУСАЙНҚУЛИХОНИ АЗИМОБОДӢ[30]

«**Камол, ал-маъруф ба Шайх ё Камолиддини Хуҷандӣ, аллоҳуммағфирҳу.** Асли Шайх аз Хуҷанд буд. Дар унфувони шабоб пас аз ҳусули камолоти сувариву маънавӣ ба саёҳат баромад ва баъди гулгашти баъзе билод ба Табрез расид. Чун аксари руасову акобири он миср муътақиду муриди Шайх гаштанд, лиҳозо будубоши Табрез ихтиёр кард. Хусусан, Мироншоҳ ибни ҳазрати Амир Темури Чағатойиро ба ҷаноби эшон азбас ниёзу эътиқод буд, рӯзе барои ҳусули зиёрати Шайх ташриф меорад ва ба самъи шарифи вай мерасад, ки Шайхи диндор ҳазор динорро дайндор аст. Он амири кабир ҳам дар он маҷлис ваҷҳи марқум талабида, адои қарзи Шайх мефармояд. Он ҷанобро дар фазоилу яздонпарастӣ рутбае олӣ буд ва дар зумраи авлиё зикри шарифаш дохил аст. Мулло Абдурраҳмони Ҷомӣ мефармуд, ки: «Шоирӣ дуни мартабаи ӯст, ба сабаби дардмандиву мазоқи ҳол таваҷҷуҳи хотир бар иншои назм мегумошт ва татаббуи равиши Ҳасани Деҳлавӣ мекард. Чунончи худ ҳам ишора бар ин маънӣ менамояд ва ҷое дар каломи худ мефармояд.

Байт:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам.*

Шайх ғазалсароиро чун тахаллуси худ ба пояи камол расонида, ки ҷумла мустаиддони салаф ба хушкаломии вай (муътариф) будаанд. Ҳаққо, ки каломаш бағоят равону ширин ва ҷонбахшу намакин аст. Аз ин ҷост, ки гуфтаанд:

Қитъа:

*Ду Камол аст дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, дигар зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар газал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*

Чун зуҳури Камол ба охири аҳди Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ буд, лиҳозо миёни ҳарду бузургвор аксар иттифоқи муросилот афтода ва Шайх ин ғазали худро –

Байт:

*Ёр гуфт: «Аз гайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: «Ба чашм»*

– ба Хоҷа фиристод ва Хоҷа бисёр писанд карду маҳзуз гардид. Гуфтаанд, ки суҳбати Шайх беҳтар аз каломи ӯ буд ва каломи Ҳофиз беҳтар аз суҳбати Шайх. Соҳиби «Латоиф-уз-зароиф» менависад, ки Камол дар каломи худ аксар лафзи «саг» меоварад ва Ҳасани Деҳлавӣ лафзи «дилбанд». Рӯзе шоире зарифтабъе ба сайри бозор мерафт. Саҳҳоферо дид ҷилде дар бағал, пурсид, ки ин кадом нусха аст? Гуфт: «Девони Камоли Хуҷанд ва девони Ҳасани Деҳлавӣ аст». Вай гуфт: «Инҳоро аз ҳам дур кун, мабодо «сагон»-и Камол «дилбандон»-и Ҳасанро бигазанд».

Поёни умр аз Табрез ба Қипчоқ рафт ва чаҳор сол дар он ҷо буда ва боз муовадат ба Табрез намуда. Дар санаи 803 рӯҳи муқаддаси ӯ дохили зумраи қудсиён гашт. Ромӣ ба солаш менигорад.

Қитъа:

*Куҷо монд дар шеъру иншо камоле,*
*Камоли суханвар намонда ба дунё.*

---

[30] Наштари ишқ. Ҳусайнқулихони Азимободӣ / Тасҳеҳу муқаддимаи Асғари Ҷонфидо, зери назари Аълохон Афсаҳзод ва Ҷобулқо Додалишоев. – Ҷ.4. – Душанбе, 1986.

*Чу ҷустам зи Ромӣ сини реҳлаташро,*
*«Камоли Хуҷандӣ бикӯчид» гуфто.*
Аз каломи он соҳибкамол аст.
Байт:
*Дӣ чоштгаҳ зи чеҳра фикандӣ ниқобро,*
*Шарманда сохтӣ ҳама рӯз офтоброро.*
*Теғи туро чӣ ҳоҷати рухсат ба хуни мо,*
*Бар ҳалқи ташна ҳукм равон аст обро.*
Ва лаҳу:
*Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,*
*Имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро.*
Ва лаҳу:
*Рақибаш бадам гуфт, донист рост,*
*Дарего, надонист некӯ маро.*
*Маяфган дигар куштани ман ба ҳаҷр,*
*Ки бисёр шуд миннати ӯ маро.*
*Ҳамин бандаи мост гуфтӣ, Камол,*
*Кам аст ин қадар, беш аз ин гӯ маро.*
Ва лаҳу:
*Мардум зи маҳ ҳисоб гирифтанд, солҳост*
*Нагрифт дар ҳисоб ҷамоли ту моҳро.*
Ва лаҳу:
*Карданд сайд он зулфу рух дилҳои бео ромро,*
*Баҳри шикори булбулон бар гул ниҳодӣ домро.*
Ва лаҳу:
*Ҳамму ғамро ҷудо-ҷудо бикашам,*
*Ҷуз ғаму ғуссаи ҷудоиро.*
*Гуфтамаш: «Хоки роҳи туст, Камол»,*
*Гуфт: «Бигзор худситоиро».*
Ва лаҳу:
*Бош, эй дарбон, ки ман дар сояи девори ӯ,*
*Менишинам мунтазир чандон, ки ояд офтоб.*
Ва лаҳу:
*Он сарв, ки омад бари мо, аз чамани кист*
*В-он ғунча, ки дилҳо шуд аз ӯ хун, даҳани кист?!*
*Дар ҷомаи гул чок фитодаст зи ҳар сӯ,*
*Эй боди сабо, бӯи ту аз пираҳани кист?!*
Ва лаҳу:
*Ҳар ҷома, ки бошад ба бар аз об шавад тар,*
*Он об, к-аз ӯ ҷома шавад тар, бадани кист?*
Ва лаҳу:
*Даме зи дидаи пурхун намешавад берун,*
*Бад-ин ҷиҳат, ки ту тифливу хона рангин аст.*
Ва лаҳу:
*Сабр дар дил марову раҳм ӯро,*
*Ҳар ду аз якдигар маҳолтар аст.*
Ва лаҳу:
*Чашми шӯхи ту ҳар киро кушта аст,*
*Аввал аз рашк, он маро куштаст.*
Ва лаҳу:

*Гар ёри маро бо мани мискин назаре нест,*
*Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.*

Ва лаҳу:

*Чӣ эътибор ба аҳди ту ҳусни Лайлиро,*
*Ки зери ҳар хами мӯят ҳазор Маҷнун аст.*

*  *  *

*Дарди ту замон-замон фузун аст,*
*Ин сӯзи дарун зи ҳад бурун аст.*
*Ақл аз ҳаваси ту беқарор аст,*
*Дил дар талаби ту бесукун аст.*
*Бо ишқи ту ҳушмандии мо,*
*Осору аломати ҷунун аст.*

Ва лаҳу:

*Гул шукуфту боз нӯшад ишқи мо бо рӯи дӯст,*
*Шохи гул, ё Раб, чӣ мемонад ба рангу бӯи дӯст.*
*Сунбули бодоваранда сар ниҳад бар пои сарв,*
*Гӯиё зулфест сар бинҳода бар зонуи дӯст.*

Ва лаҳу:

*З-он бахт, ки дар домани васле бирасад даст,*
*Бе пираҳани сабр даридан натавон ёфт.*
*Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳар чӣ азиз аст,*
*К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт.*
*Гӯ, халқ шунав, он чи Камол аз даҳанаш гуфт,*
*К-ин ҷинс муаммо ба шунидан натавон ёфт.*

Ва лаҳу:

*Кас дар диёр нест, ки бе дарди ёр нест,*
*Бе дарди ёр ҳеч диле дар диёр нест.*
*Ҷуз дарди ёри мо набувад дар диёри мо,*
*К-аш дарди ёри мо набувад, дард ёр нест.*
*Гӯянд кӯшу дор ба даст ихтиёрро,*
*Чун зулфи ёр нест ба даст, ихтиёр нест.*

Ва лаҳу:

*Ҳар кӣ дар олам кам аз як лаҳза дур аз ёр зист,*
*Кард нақди зиндагонӣ зоеъу бисёр зист.*
*Ошиқи нолон даме нагрифт бе рӯяш қарор,*
*Андалеби зор натвонист бе гулзор зист.*

Ва лаҳу:

*Бе ту аз дард орамидан нест*
*В-аз туам тоқати рамидан нест.*
*Гар ту шамшер мекашӣ, моро*
*Заҳраи оҳ баркашидан нест.*
*Оҳи мо бо ту кай расад, к-он ҷо,*
*Бодро мумкини расидан нест.*
*Гуфтамаш: «Аз даҳонат, эй бути Чин,*
*Кори ман гайри лаб газидан нест».*
*Чин дар абрӯ фиганду гуфт: «Камол,*
*Нақши Чин ҷуз барои дидан нест».*

Ва лаҳу:

*Ваъдаи куштанӣ бидеҳ ба Камол,*
*Ҷони ман, ваъдае киро куштаст?!*

Ва лаҳу:

*Дӣ аз асари ӯ рамақе доштам аз ҷон,*
*Имрӯз чунонам, ки аз он ҳам асаре нест.*
*Андешаи сар нест, ки шуд дар сари кораш,*
*Андеша аз он аст, ки бо мо-ш саре нест.*

Ва лаҳу:

*Дар хилвати дӯст ҷон нагунҷад,*
*Шодиву гами ҷаҳон нагунҷад.*
*Моро чӣ маҷол, дар ҳаримат,*
*Сар низ дар остон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад.*

Ва лаҳу:

*Дӯстонам саги ту мехонанд,*
*Дӯстон қадри дӯстон донанд.*

Ва лаҳу:

*Пурсидани ёрони куҳан расми қадим аст,*
*Чун аст, ки ин расм ба аҳди ту барафтод.*

* * *

*Гӯяд ба рақибон, ки фаромӯш кунедаш,*
*Бингар ба чӣ фан мекунад аз ошиқи худ ёд.*

Ва лаҳу:

*Шӯхӣ аз чашми ту аҷаб набувад,*
*Мардуми мастро адаб набувад.*
*Пеши рӯяш ду зулф турфа фитод,*
*З--он ки як рӯзро ду шаб набувад.*
*Шаби ҳиҷрон масӯз ҷони Камол,*
*Баъди мурдан азоби таб набувад.*

Ва лаҳу:

*Акси рӯят чун фитад дар об, об аз худ равад,*
*Гар фишонӣ зулфи мушкин, мушкин об аз худ равад.*
*Бо хаёли он ду лаб аз худ равам ҳар дам, Камол,*
*Ҳар киро дар сар равад чандин шароб, аз худ равад.*

Ва лаҳу:

*Бемори туро кас натавонист даво кард,*
*Ҳам дарди ту хуштар, ки илоҷи дили мо кард.*
*Эй дод(а) сари зулфи ту сарҳо ҳама бар бод,*
*Бозаш ба сари хеш надонам кӣ раҳо кард?!*
*Хушнудам аз он гамзаи дузде, ки ба шӯхӣ,*
*Ҳар ваъда, ки кардӣ ба ҷафо, ҷумла вафо кард.*

Ва лаҳу:

*Булбул чӣ фиристад суи гул туҳфа, ки дар даст,*
*Бечора ба ҷуз нолаву фарёд надорад.*

Ва лаҳу:

*Ду чашмат аз дилу дин ҳар чӣ доштам, бурданд,*
*Тавонгаре, ки ба мастон нишаст, муфлис шуд.*

Ва лаҳу:

*Гуфтаӣ: «Пурсам аз ту иди дигар»,*
*Оҳ, к-ин ваъда ҳам баъид афтод.*

Ва лаҳу:

*Ҳар гул, ки зи хоки ман бирӯяд,*

*Ошиқ шавад, ар касе бибӯяд.*
*Хубон ҳама рух ба об шӯянд,*
*Рухсори ту обро бишӯяд.*

Ва лаҳу:

*Сарвро ҳар кӣ рост мегӯяд,*
*Қомати ёри мост, мегӯяд.*
*Абруяш гуфт: «Фитна кори ман аст»,*
*Кaҷ нишастасту рост мегӯяд.*

Ва лаҳу:

*Чашми ӯ афтода бар дилҳои мост,*
*Ҳамчу масте бар дукони шишагар.*

Ва лаҳу:

*Бо рӯи ту чист ҷаннату ҳур,*
*Бархез, магар намояд аз дур.*
*Лабҳои ту кард бар дилам сард,*
*Андешаи салсабилу кофур.*
*Чашми ту ба хуни мост ташна,*
*Бошад ҳама вақт ташна махмур.*

Ва лаҳу:

*Сари ман хоки поят боду ҷон низ,*
*Ки дар пои ту хуштар ину он низ.*
*Ба кӯят ҷуз caборо гарчи раҳ нест,*
*Валекин ҳайратам ояд аз он низ.*
*Чӣ гуна дар ҳарими ӯ ниҳам по,*
*Ки нагзорад сарам бар остон низ.*

Ва лаҳу:

*Гули рухсори туро вақти тамошост ҳанӯз,*
*Наргиси масти ту манзури назарҳост ҳанӯз.*

Ва лаҳу:

*Сарв девона шудаст аз ҳаваси болояш,*
*Меравад об, ки занҷир ниҳад дар пояш.*

Ва лаҳу:

*Ин сӯзи дарун зи сӯхтан нест,*
*Бо сӯхтани ту сӯхт ҷонам.*
*Ҳаргиз  набурам зи теги ту меҳр,*
*Гар корд расад ба устухонам.*
*Гӯянд, Камол бар дари дӯст*
*Аз хок кам аст, беш аз онам.*

Ва лаҳу:

*Буд ҳамеша, ҷони ман, расми ту бегунаҳкушӣ,*
*Ин ки маро намекушӣ, ман чӣ гуноҳ кардаам?!*

Ва лаҳу:

*Сад ҷон зи лаби ту вом гирам,*
*То пеши ту дам ба дам бимирам.*

Ва лаҳу:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин.*

Ва лаҳу:

*Гар шабе он маҳ зи манзил бениқоб ояд бурун,*

*З-аввали шаб то дами субҳ офтоб ояд бурун.*
*Хирқаҳои сӯфиён дар даври чашми масти ӯ,*
*Солҳо бояд, ки аз раҳни шароб ояд бурун.*
*Ҳар куҷо бошад нишони пои ӯ, он ҷо ба чашм,*
*Хок бардорем чандоне, ки об ояд бурун.*
*То ҳама тақвову зуҳд ар бишнавад номат Камол,*
*Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун.*

Ва лаҳу:

*Шабе хоҳам чу шамъаш лаб газидан,*
*Бад-ин қавлам забон бояд буридан.*
*Гар он лаб дар хаёл орад ду чашмам,*
*Чу об аз нозукӣ гирад чакидан.*

Ва лаҳу:

*Омад даруни дил гамат, дигар гаме ояд бурун,*
*Савдои он зулфи сияҳ аз сар намеояд бурун.*

Ва лаҳу:

*Хати сабзат зи рух дил бурдан омӯхт,*
*Ки тӯтӣ гирад аз оина талқин.*

Ва лаҳу:

*Шавқи биҳишту ҳури ъин, савдои ону фикри ин,*
*Аз дил бурун ояд ҳаме, дилбар намеояд бурун.*

Ва лаҳу:

*Чун аз ҳама дилбарон гузинӣ,*
*Бар ту дигаре гузид натвон.*
*Аз рӯи чу зар чӣ суд моро?*
*Васлат чу ба зар харид натвон.*
*Гӯянд, Камол, паст кун оҳ,*
*Паст аст сухан, шунид натвон.*

Ва лаҳу:

*Дило, туҳфаи ҷон ба ҷонон расон,*
*Ниёзи гадо пеши султон расон!*
*Шунидам, ки чашмаш мусалмон кушад,*
*Маро пеши он номусалмон расон.*
*Ҳадиси сари мову пои ҳабиб,*
*Чу аз сар гирифтӣ, ба поён расон.*

Қитъа:

*Сурати ҷон даруни ораз бин,*
*Бо чунон рух равост худбинӣ.*
*Гар манат пеши хеш биншонам,*
*Ту на он оташӣ, ки биншинӣ».*

## «ШАМЪИ АНҶУМАН»-И МУҲАММАДСИДДИҚИ ҲАСАНХОН[31]

---

[31] Шамъи анҷуман. Муҳаммадсиддиқи Ҳасанхон. – Теҳрон, 1293.

**«Камол** – аслаш аз Хуҷанд аст, дар Табрез ба сар мебурд. Аз сӯфияи аҳди Мироншоҳ ибни Темури Ланг буда. Мавлавӣ Ҷомӣ фармуда: «Иштиғоли ӯ ба такаллуфоти шеърӣ ҷиҳати ситри ҳол буд ва дар эроди амсолу вазнҳои буҳури танг татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекард». Аз ин ҷиҳат ӯро «дузди Ҳасан» мегуфтанд. Миёни вай ва Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ муросилот буд. Гӯянд: «Суҳбати Камол беҳ аз шеъри ӯст ва шеъри Ҳофиз беҳ аз суҳбати ӯ». Вафоташ дар соли 803 буд. Ин ду-се байт аз девонаш фаро гирифта шуда:

*Даме зи дидаи пурхун намеравӣ берун,*
*Аз он сабаб, ки ту тифливу хона рангин аст.*

* * *

*Сарв девона шудаст аз ҳаваси болояш,*
*Меравад об, ки занҷир ниҳад дар пояш.*

* * *

*Хизри хатат надида мисоли лабат дар об,*
*Чандон, ки гирди чашмаи ҳайвон баромада.*

* * *

*Ду чашмат аз дилу дин ҳар чӣ доштам, бурданд,*
*Тавонгаре, ки ба мастон нишаст, муфлис шуд».*

## «МАНЗАР-УЛ-АВЛИЁ»-И МУҲАММАДКОЗИМИ ТАБРЕЗӢ[32]

«**Дар баёни аҳволи қутб-ул-ҳақиқат ҳазрати Шайх Камолиддини Хуҷандӣ, алайҳирраҳма.** Он ҷаноби хирадманди баландпоя ва донишманди гаронмоя дар маорифи ирфону маолими ийқон ягона менамуд. Аксар билоди мағрибу машриқро гардида ва ба суҳбати фирақи мухталифа расида буд. Он бузургвор муосири Шамси Мағрибӣ ва Озарӣ буда.

Дар «Риёз-ул-аброр» навишта: «Шамсиддин Муҳаммадро, ки ба «Шамси Табрезӣ» машҳур аст, ин ҳазрат такмил намуда, фармуд, ки туро бояд ба Рум рафт ва дар он ҷо нимсӯхтае ҳаст, бояд, ки муштаил гардонӣ. Ӯ пазируфта рафт ва Муллои Румиро иршод кард, чунончи ҳикояти эшон машҳур аст».

Муҷмалан, он ҳазрат аз акобири дин ва соҳиби улуми зоҳириву ботинист ва рутбаи валиӣ бағоят олӣ аст. Аксар авқоти фархундасоот сарфи риёзоту муҷоҳидот менамуда ва муддатҳои мадид ҳайвонӣ нахӯрда, ба қасди зиёрати Байтуллоҳ ба Табрез меояд. Обу ҳавои Табрез мизоҷашонро хуш меояд, чунончи фармуда:

*Аз биҳишти Худои азза ва ҷал(л),*
*То ба Табрез ним фарсанг аст!*

Баъд аз бозгашт аз Байтуллоҳилҳаром дар Валиёнкӯҳи Табрез сокин шуда, билмарра тарки ватани маълуф ва саёҳат фармуда. Гӯянд, ки чун Тӯқтамишхон ба Табрез омад, дар замони руҷӯъ он бузургворро бо худ ба шаҳри Сарой бурд. Муддате чанд дар он биҳиштдашти Қипчоқ ба ишқбозиву дилнавозӣ машғул гардид ва соате ғафлат аз меҳри муҳаббати ғизолони айнулхумори он гулзор надошт, чунончи худаш гуфта:

---

[32] Манзар-ул-авлиё. Муҳаммадкозим ибни Муҳаммади Табрезӣ / Ба кӯшиши Мирҳошими Муҳаддис. – Теҳрон, 1388.

*Агар Сарой ҳамин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман фориғам зи ҳар ду сарой.*

То рӯзе шавқи ватани ҳақиқӣ, яъне Валиёнкӯҳи Табрез ба сараш афтода, дилафсурда нишаста буд. Подшоҳ ӯро дар ин ҳолат мебинад. Ҳарчанд саъй менамояд, рафъи кудурати Шайх намешавад. Рӯзе хони волошаън ба Шайх мегӯяд, ки аз шумо илтимоси дуо дорам, ки ҳар чӣ табъи шариф бад-он майл намояд, аз ман талаб намоед. Шайх ин рубоиро мехонад:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста бад-ӯ дил нигарон хоҳад буд.*
*То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил,*
*Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд.*

Ҳеч намехоҳам, илло рухсати рафтани Табрез! Подшоҳ ба ночор иҷозат дод. Шайх билотаваққуф, баъд аз чаҳор соли вуқуф ба Табрез меояд.

Агарчи шеъру шоирӣ мартабаи дун ва нисбат ба фитрати олияш забун буд, лекин гоҳ-гоҳ аз иштиғоли табъозмоӣ матлаби он ҳазрат ин буд, ки дар вақти фароғат аз муноҷоту розу ниёз дилро дар таътил нагузорад ва билмарра хотираш мағлуби ботин нашавад. Худаш ишора намуда:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Билҷумла, тарки таҷарруди он бузургвор ба мартабае буд, ки ба муқтазои явми ҷадид ризқи ҷадид амал намуда, бозмондаи оби шабро аз кӯза холӣ мекард, ки захираи фардо нашавад. Боқӣ аҳволоти он ҳазрат дар кутуби маориф ва ғайра дар «Равзат-ул-атҳор» ва «Риёз-ул-аброр» мастур аст.

Ҳар кӣ толиби баъзе аз маротиби олия ва калимоти баҳронаи ӯ бошад, руҷӯаш ба он ду китоб аст. Чун ҳақир дар қувваи худ ҳалли ишколоти баъзе аз ашъори ӯро надидам ва тарсидам, баъзе аз навиштаҷот, ки лозимаи тавҷеҳ буд, муттаҳам бошам, лиҳозо таркаш намудам.

Ҳар кӣ толиби ашъори ӯ шавад, дар «Оташкада»-и Озар ва «Маҷмаъ-ул-фусаҳо»-и Ҳидоят сабт аст ва мо дар ин ҷо ба ду байт иктифо кардем:

*Гирифтам остини дӯст, дасти худ дар он дидам,*
*Чунонаш даст бӯсидам, ки дасти хеш бӯсидам.*

Айзан мефармояд:

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд,*
*Ҳар кӣ дар мо гарқа гардад, оқибат ҳам мо шавад.*

Вафоти он бузургворро дар соли ҳаштсаду се донистаанд. Чунончи Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ дар моддаи таърихи ӯ мефармояд:

*Орифи ҳақшинос Шайх Камол,*
*Ки ҷаҳонро ба шеъри тар бигруфт.*
*То сухан аз даҳан бурун афтод,*
*Кас сухан мисли он бузург нагуфт.*
*Ҳаштсаду се гузашт, к-он хуршед,*
*Ҳамчу маҳ дар саҳоби ғайб нуҳуфт.*

Агар дар ҳақиқат дар таърихи вафоти он бузургвор саҳв набошад, яқин тавон гуфт, ки ин Камолиддин ғайр аз Камолиддини устоди Шамси Табрезӣ аст. Аз ҷиҳати он, ки вафоти Шамсиддин дар соли шашсаду чилу панҷ шуда, миёнаи вафоти Камолиддин бо Шамсидини Табрезӣ саду панҷоҳу ҳашт сол мешавад. Пас, калимаи саҳв дар таърихдонии соҳиби «Риёз-ул-аброр» аст, ки он ҷанобро устоди Шамсиддин дониста ва чанд ваҷҳ:

Вачҳи муътабараш ин аст, ки Тӯқтамишхон дар соли ҳафтсаду ҳаштоду ҳафт ба Табрез омада, лашкар ба дашти Қипчоқ бурда ва Амир Темур бо ҳамин Тӯқтамишхон муҳориба карда, ӯро шикаст дода, чунонки дар ҳама таворих мастур аст. Вачҳи дигар ин ки ҳама муосирини он бузургворро, ки ном бурдем, дар ҳудуди соли ҳаштсад зуҳур кардаанд. Пас, дар ҳолати яқин метавон гуфт, ки ин Камолиддин устоди Шамсиддин набуд ва асли шубҳа дар будани ҳамлақабии он ду бузургвор ба шабеҳ будани мусқитурраъси эшон аст, ки яке «Хуҷандӣ» ва дигаре «Ҷандӣ» аст. Чунончи устодуно ва муршидуно, қутбулавлиё ҳазрати Мустаълошоҳ, қуддиса сирруҳу, дар «Бустон-ус-сиёҳа»-и худ тасреҳи ин матлаб фармуда, дар баёни луғати «хо» ва дар тилви баёни Хуҷанд оварда, ки:

«Хуҷанд шаҳрест, дилписанд аз шаҳрҳои Хоразм ва Шайх Камолиддини Хуҷандӣ муосири Ҳофизи Шерозӣ аз он ҷо будааст». Ва дар баёни луғати Қуния дар аҳволоти Ҷалолидин Муҳаммад аш-шаҳир ба Муллои Румӣ мегӯяд, ки: «Чун Бобо Камоли Ҷандӣ Шамсиддини Табрезиро ба камол расонид, он ҷанобро ба иршоди Муллои Румӣ ба Рум фиристод». Ва ҳеч шакку шубҳае нест, ки Хоҷа Ҳофиз, алайҳиррахма, муосири муборизиёни форс ва Амир Темури Гӯраконӣ буда. Ба ҳар ҳол он бузургвор ғайр аз Бобо Камоли Ҷандӣ аст.

Роқимулҳуруф гӯяд, агарчи ин қадар дар даври аворизот гаштан ва ҳуруфи зоида задан расми ин китоби муборак набуд, лекин аз ҷиҳати ҳалли ишкол дар ҳузури аҳли ҳол шарманда ва сарафканда нахоҳам шуд».

## «МАНОҚИБ»-И ШАЙХ МАСЛИҲАТДИНИ ХУҶАНДӢ[33]

«**Хоҷа Камол.** Байт:

*Арафоти ишқбозон сари кӯи ёр бошад,*
*Ба тавофи Каъба з-ин дар наравам, ки ор бошад.*
*Қадаме зи худ бурун неҳ, ба риёзи ишқбозон*
*На судои нафҳаи гул, на ҷафои хор бошад.*
*Ба маориҷи «Аналҳақ» нарасӣ зи пои дораш,*
*Ки шиносад он сареро, ки сазои дор бошад.*

Тӯқтамишхон қасди Табрез кард, натавонист гирифтан. Чаро ки Ҳазрати Хоҷа Камол он ҷо буданд. Ва Сайид-ато дар лашкари Тӯхтамишхон ҳамроҳ буданд. Ва он ҳангом Зангӣ-ато дар хоб намуданд, ки худро дар ҷониби кӯҳ гирад. Ба кӯҳ даромаданд ва Сайид-ато марҳамат намуданд, ки Шайх Камол таваҷҷуҳ кардааст. Аз ин сабаб, натавонист гирифтан. Тӯқтамишхон ҳазрати Хоҷа Камолро ҳукми қатл намуд. Он ҳангом сел Табрезро гирифта рафт, мунҳадим шуд. Табрез баъдуҳу фатҳ шуд. Хоҷа Камол ба хонаи пиразане пинҳон шуданд. Тӯқтамишхон тафаҳҳус кард, наёфт. Баъдуҳу гуфт: «Хона ба хона масъала пурсед. Ҳар кас ҷавоб гӯяд, гиред». Онро дар он шаҳр ҳеҷ кас ҷавоб дода натавонист.

---

[33] Матн бар асоси нусхаи хаттии «Маноқиб»-и Шайх Маслиҳатдини Хуҷандӣ, ки дар китобхонаи «Ганҷбахш»-и (таҳти шумораи 5703) маҳфуз аст ва нусхаи қаламии Фавзии Хуҷандӣ, маъруф ба «Махдуми Булбул» тасҳеҳ ва талхис гардида аст.

Баъдуҳу пиразан ҷавоб гуфт. Хоҷа дар хонаи пиразан буд. Ба қатли ӯ ҳукм намуд. Сайид-ато восита шуданд ва Тӯқтамишхон аз хуни ӯ даргузашт. Ба фармони Тӯқтамишхон ба дашти Қипчоқ бурданд. Обу ҳавои он арса хуш буд ва табъи Хоҷаро некӯ афтод ва дар он ҷо чун хуршед тулӯъ намуд.

Байт:

*Агар Сарой ҳамин асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман форигам зи ҳар ду сарой.*

Хоҷа Камол баъд аз муддати чаҳор сол ба Табрез азм карданд. Султон Ҳусайн ибни Султон Увайс дар вилояти Табрез ба хонақоҳ назар карданд. Ин байтро хонданд:

Байт:

*Чӣ маъбад, Каъбаи хосони даргоҳ,*
*Бувад қандилаш аз дилҳои огоҳ.*
*Зи девору дараш равшан шавад роз,*
*Бувад ҳар хишти ӯ ойинапардоз.*
*Агар бошад ба дунё файз яксар,*
*Бувад бо Масҷиди Ақсо баробар.*

Ва ҳазрати султон-ул-орифин аксари моли худро вақф карда буданд ба хонақоҳ.

Байт:

*Намеёбам касеро ҳоли дарди хештан гӯям,*
*Равам дар Каъбаи мақсуд, аз ҳирмон сухан гӯям.*

Ва ҳазрати Шайх Камол то рӯзгори Мироншоҳ дар қайди ҳаёт буданд ва мадфанашон дар Табрез дар миёни кӯҳ аст. Ва бар сари қабри Хоҷа Камол ин байт навиштаанд:

*Камол, аз Каъба чун озода рафтӣ,*
*Ҳазорон офарин, мардона рафтӣ.*

Мавлоно Ширин, ки машҳур ба «Мағрибӣ» аст, муриди Шайх Исмоили Тӯсист, муосири Шайх Камоли Хуҷандист. Дар он вақт ин матлаъ гуфта:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин.*

Чун хабар ба Мавлоно омад, ҳазрати Хоҷа Камол онро шуниданд. Аз вай истимдоди суҳбат карданд. Худ ба табх қиём намуданд...».

## «ТАЗКИРАТ-УШ-ШУАРО»-И АБДУЛҒАНИХОНИ ҒАНӢ[34]

«**Камолиддин Масъуд.** Камолиддин Масъуд аз акобири Хуҷанд аст. Ашъораш дар камоли рутбаи узубат аст. Муосири Хоҷа Ҳофиз аст. Вафоташ дар Язд ба зуҳур расид».

[34] Тазкират-уш-шуаро. Мавлоно Муҳаммад Абдулғанихони Ғанӣ / Ба эҳтимоми Муҳаммад Муқтадихони Шарвонӣ. – Алигарҳ, 1916, чопи сангӣ.

## «ШАМС-УТ-ТАВОРИХ»-И ШАЙХ АСАДУЛЛОҲ ДАРВЕШИ НОСИРАЛӢ[35]

«**Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Номаш Масъуд, мавлидаш Хуҷанд аст. Дар шеър бисёр такаллуф намуда ва худ гуфта:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Ғазалиёти орифона дошта ва тарфи таваҷҷуҳу тақдири Хоҷа Ҳофиз буда. Вафоташро дар соли 803 ва дар 792 низ навиштаанд. Аз ӯст:

*Ё Раб, ин дарди дили реш чӣ мушкил дардест,*
*Ки мудовой ба хуни ҷигараш бояд кард.*
*Ҳар кӣ ӯро хабар аз ҳолати мастон набувад,*
*Ба яке ҷуръаи май бехабараш бояд кард.*
*Зулфи ошуфтаи ӯ мӯҷиби ҷамъияти мост,*
*Чун чунин аст, пас ошуфтатараш бояд кард».*

# ТА{RИROТИ КАМОЛШИНОСВ

## БАХШИ АВВАЛ:
## АСР, МУҲИТ ВА РӮЗГОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

[35] Шамс-ут-таворих (Шарҳи аҳволи фуқаҳову ҳукамову урафову шуарову удабо). Шайх Асадуллоҳ Эзадгушасб Гулпойгонии Дарвеши Носиралӣ. – Теҳрон, 1386.

*Абдуллоҷон Мирбобоев*

# ҚАДАМҶОИ ХОҶА КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Чунонки маълум аст, Шайх Камол соли 793 (1390-1391) дар шаҳри Табрез фавтида, марқадаш дар маҳаллаи Валиёнкӯҳи ин шаҳр буда, дар боғи худаш гӯронида шудааст. Дар лавҳи мазори шоир ин байт сабт шудааст:

*Камол аз Каъба рафтӣ бар дари дӯст,*
*Ҳазорон офарин, мардона рафтӣ.*

То солҳои 50-уми асри XX дар маҳаллаи собиқ Хоҷа Камоли шаҳрамон мазор – қадамҷойи гунбадпӯши Шайх Камол вуҷуд дошт. Обидаи мазкур дар навиштаҳои шоирон ва сайёҳони куҳан борҳо ёд шудааст. Чунончи, муаллифи рисолаи таърихию ҷуғрофиё Маҳмуд ибни Валии Балхӣ, ки дар асри XVII зиндагӣ дошт, дар асnои бозгашт аз сафари шаҳри Қошғар чанд муддат дар Хуҷанд монда, мулки аҷдодии шоирро зиёрат намуд ва обидаи номбурдаро «Қадамҷои Хоҷа Камол» қаламдод кард.

Шоири нимаи дуюми асри XVII ва муаллифи «Баёзи қалам» Маъюси Хуҷандӣ таърихи сохта шудани қадамҷойи номбурдаро ба тариқи зайл ҳикоят кардааст: «Ривоят мекунанд, ки дар соли 793 ҳиҷрӣ (1390-1391) чун номаи пешвоёни Табрез оид ба фавти Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ ба султони Хуҷанд расид, дар Хуҷанд овоза шуда, доду оҳу фиғони халқ ба фалак печид. Ба ин муносибат равуои аҳли фазли шаҳр ба қасри ҳазрати султон ба таҳрик омад. Эъломияи ҳазрати султон оид ба чиллаи сӯгвории Шайх интишор ёфт. Мардум худоӣ мекард ва ба рӯҳи пурфутӯҳи Шайх дуруд мефиристод. Ҳазрати султон аз ақрабои Шайх Камол ва ақвоми дигари шаҳр ҳайъате ба Табрез ирсол дошт».

Профессор Шарифҷон Ҳусейнзода ва ховаршинос Саидумар Султон соли 1988 дар яке аз шумораҳои ҳамонвақтаи «Тоҷикистони Советӣ» шарҳи мухтасари давоми ривоятро чунин баён сохтаанд: «Хуллас, баъди поён ёфтани азодорӣ ва хайру худоӣ, фиристодагони Хуҷанд баҳри ёдоварӣ ва поси хотир як нусхаи хаттии «Девон»-и Камол, қаламдону давот ва асои Хоҷаро гирифта, бо андӯҳ ба ватан бармегарданд. Пас, бо иҷозати султон ва бо ташаббуси ақрабои Шайх бо азми уламою фузало ва ҳаводорони шеъру шоирӣ дар мулки меросии Камолиддин Масъуд мақбараи рамзӣ – қадамҷойи шоирро бино карданд.

Дар мобайни фарши оромгоҳ қабри рамзии шоирро канда, дар он мушти хокеро аз марқади шоир оварда, ҳамон қаламдону давотро «дафн» намуданд. Он нусхаи девонро ба тоқ ва он асоро ба таъбири «асои пир ба ҷои пир» баҳри мутолиаву зиёрати мухлисон ба меҳроби мақбара гузоштанд».

Бо гузашти вақт маҳалли марқад исми «Хоҷа Камол»-ро гирифта, худи марқад ба сифати мазор маҳалли зиёрат шуд.

Лозим ба ёдоварист, ки дар «Маноқиб»-и Шайх Маслиҳатдин, ки онро шарқшиноси маъруф А.А.Семёнов ба чоп ҳозир намудааст, маҳалли ҷойгиршавии қадамҷойи Хоҷа Камол дар соҳили дарёи Сир, аз шафати маҳаллаи завრақсозон ишора шудааст.

Қадамҷойи Шайх Камол дар ибтидои асри XV андаруни девори Шаҳристони Хуҷанд ҷой дошт. Ин деворҳо бармаҳал аз байн рафтанд. Меъмории қадамҷой аз рӯи

хотироти Шарифҷон Ҳусейнзода ба мазорҳои маъмулии асримиёнагӣ шабоҳат дошта, аз бинои чортоқи гунбади сарпӯшдор иборат буд.

Перомуни дақиқ муайян намудани маҳалли «Қадамҷойи Шайх Камол» ба профессор Соҳиб Табаров низ мурочиат намудам. Мавсуф ёдовар шуд, ки соли 1947 ӯ якҷоя бо Мирзо Турсунзода озими шаҳри Хуҷанд шудаанд. Дар он солҳо дар шаҳр танҳо як меҳмонхонаи «Хуҷанд» фаъолият мекард. Як пагоҳӣ Мирзо Турсунзода баҳри сигор чокидан ба долони меҳмонхона баромада, аз тирезаи долон, ки ба сӯи ҳавлии меҳмонхона мебаромад, нигариста, ба ман хитоб намуд: «Мебинӣ, Мулло Соҳиб, ҳу, ана он марқади гумбазиро? Он зиёратгоҳи Хоҷа Камол аст», - гуфта ба ман ишора намуд. Он рӯзҳо, – нақлашро идома дода гуфт, устод Соҳиб Табаров, - мо бо кори курс-конференсияи адибони ҷавони вилоят банд будем ва фурсат нашуд, ки қадамгоҳи шоир Камолро зиёрат намоем.

Дар айёми навиштани ин очерки таърихӣ, ки соли 1988 сурат гирифта буд, тасодуфан, бо адабиётшинос Саидумар Султони Истаравшанӣ суҳбате иттифоқ афтод. Акаи Саидумар гуфт, ки дар шумораи рӯзномаи «Тоҷикистони Советӣ» аз 3 апрели соли 1988 мақолаи «Қадамҷойи Камоли Хуҷандӣ дар куҷост?»-ро, ки онро Н.Неъматов, С.Табаров ва камина барои чоп ҳозир карда будем, хонда, хеле шод шудааст ва дар навбати худ қавл дод, ки устод Шарифҷон Ҳусейнзодаро, ки дар бистари беморӣ буд, бо мазмуну мундариҷаи мақолаи номбурда ошно хоҳад намуд. Чунин ҳам шуд. Устод Шарифҷон Ҳусейнзода, ки умри бобаракати хешро, асосан, сарфи таҳқиқу табъу нашри ашъори Хоҷа Камол кардааст, аз мақола фараҳманд гашта, мақолаи ҷавобиро моҳи дигари ҳамон сол дар рӯзномаи «Тоҷикистони Советӣ» ба чоп расонид. Шарифҷон Ҳусейнзода иброз дошт, ки қадамҷойи Шайх Камолро солҳои 30-40-уми асри XX борҳо зиёрат намудааст ва акси он дар бойгониаш нигаҳдорӣ мешавад. Вале беморӣ ва марги бемаҳали Шарифҷон Ҳусейнзода даст надод, ки он акси марқад пайдо шавад. Аммо умед мекунем, ки ин акс замоне ҳатман пайдо хоҳад шуд.

Чунонки ишора рафт, вақти дар ҳаёт буданаш устод Шарифҷон Ҳусейнзода бо кӯшиш ва ҳамқаламии Саидумар Султон дар рӯзномаи «Тоҷикистони Советӣ» хотиротро доир ба қадамҷойи Шайх Камол таҳти унвони «Бори дигар дар бораи зиёратгоҳи Камоли Хуҷандӣ» ба чоп расонид, ки он як ҳуҷҷати нодир аст. Чунончи, дар мақола омадааст: «Мардуми Хуҷанд ҳам расму ойини поси хотирдориро ба ҷо оварда, дар маҳаллаи сарҳади ҷанубии шаҳр, дар як гӯшаи ҳавлии падарии Хоҷа Камол, дар атрофи дарахти азими тут қабри рамзӣ ва мақбарае бино карданд. Тарҳи ин мақбараи чоркунҷаи ба оромгоҳи Исмоили Сомонӣ монанд, аз хишти пухтаи сурх бунёд ёфта, гунбади сабзе дошт ва мо солҳои сиюму чилум онро борҳо зиёрат кардаву боре сураташро ҳам гирифта будем».

Маҳаллаи замоне машҳури Хоҷа Камол ва қадамҷойи Шайх Камол аз байн рафтааст. Қадамҷой, ҳамоно, дар паси бинои меҳмонхонаи «Тавҳид» ҷой дошт. Наҳри машҳури Қӯрхона, ки аз байни шаҳр ҷорӣ мешуд ва дар осори ҷуғрофидонони асри X борҳо ёд шудааст, на танҳо шаҳр, балки маҳаллаи Хоҷа Камолро низ ба ду ҳисса: шарқу ғарб ҷудо месохт. Дар шафати ҷанубу шарқии маҳалла хокҷойи фарохе ҷой дошт, ки он ҳам «Қабристони Хоҷа Камол» ном дошт. Охирҳои солҳои 20-уми асри XX хокҷойро тахту ҳамвор намуда, дар ҷойи он меҳмонхонаи «Хуҷанд»-ро бино намуданд. Замини қабристон низ мулки меросии авлоди Хоҷа Камол маҳсуб

мешуд. Вале пас аз тарки ватан кардани шоир замини номбурда бо сабаби бесоҳиб мондани он ба хокҷойи шаҳрӣ бадал шуд.

Ибтидои солҳои 2000-ум ба муносибати кандани таҳкурсии бинои бисёрошёнаи «Кооператор» дар ин маҳал боз адади зиёди қабр ошкор шуд. Тақдири минбаъдаи «Қадамҷои Хоҷа Камол» низ басо ҳузнангез аст, ки аз овардани он ин ҷо худдорӣ шуд.

Дар номгӯи мазорҳои Хуҷанд, ки он соли 1915 мураттаб ёфтааст, ин қадамҷо ба сифати «мазор» номнавис шудааст. Аз рӯи ҳамон ҳуҷҷат мазор дорои 6 нафар шайх буда, аз авлоди Хоҷа Камол ба ҳисоб мерафтанд. Шаҷараи авлодии шайхони мазор, аз рӯи навиштаи устод Раҳим Ҷалил дар «Маъвои дил», то вақтҳои охир дар дасти падари Ислом Бобоев – яке аз шайхони охирини мазор нигаҳдорӣ мешудааст. Устод Раҳим Ҷалил, ҳамчунин, ба гуфтаи Тошхӯҷа Асирӣ такя намуда, дар ҳамон повести хеш навиштаанд, ки дар мазор шайхони авлоди Хоҷа Камол хок гаштаанд.

Соли 1996 ба шарофати Истиқлолияти давлатии Ҷумҳурии Тоҷикистон, бо ташаббуси шуъбаи фарҳанг ва Шӯрои намояндагони шаҳр ва бо иштироки бевоситаи Президенти Ҷумҳурии Тоҷикистон Эмомалӣ Раҳмон 675-солагии зодрӯзи Камоли Хуҷандӣ таҷлил гардид. Ба ин муносибат пайкараи шоир дар маҳалли мавлудаш, дар замини меросии шоир қомат афрохт ва ҳақиқати таърихӣ, ҷузъан, барқарор гашт.

Профессор Саъдулло Асадуллоев, ки дар камолшиносӣ собиқаи дерин дошт, дар яке аз мақолаи хеш иброз дошт, ки дар шаҳри Табрези Эрон аз ҳафтсола то ҳафтодсола исми шарифи шоирро ба хубӣ медонанд ва ӯро бо номи Шайх Камол ба забон меоранд. Ғазалҳои ӯ ҳамеша вирди забони мардум аст ва аз рӯзгори шоир ривоёти зиёдеро мардум медонанд. Дар Табрез, Шероз, Исфаҳону Теҳрон барин шаҳрҳои бузурги Эрон ба номи Камол гулгашту хиёбонҳо, мадрасаю донишгоҳҳоро гузоштаанд. Айнан ҳамин гуфтаҳоро аз забони адабиётшинос Камол Айнӣ, ки бо муҳити адабӣ ва фарҳангии Эрон аз наздик ошноӣ дошт, шунидаам.

Ба 700-солагии зодрӯзи Шайх Камол вақти кам мондааст. Ба шуъбаи фарҳанги шаҳр пешниҳод мешавад, ки як ҳайъати босалоҳиятеро таъсис дода, барои сохтани осорхона ва китобхонаи Хоҷа Камол дар паси бинои навбунёди меҳмонхонаи «Хуҷанд» ва «Тавҳид», ки кулли заминҳои ин ҷо мулки меросии шоир аст, ҷоеро муқаррар созанд. Ҳамин ҳайъат барои гузоштани пайкараи барқади шоир низ пешниҳоди мушаххас намояд.

*Абдулманнони Насриддин*

## СУРАТУ СИРАТИ ШАЙХ КАМОЛ

Шахсиятҳои маъруфи ҷаҳонӣ ҳамеша бо сиришти инсонии худ таваҷҷуҳи банӣ башарро ба худ ҷалб кардаанд, албатта, доир ба сурати зоҳирии онҳо низ ҳарф зада, чеҳраи эшонро ба намудҳои гуногун офаридаанд. Азбаски мувофиқи завқи табиии башарӣ қабл аз бозшинохти сирати инсонӣ чеҳраи ӯ дар оинаи назар пайдо мешавад, аввалин кӯшишҳо низ барои офаридани чеҳраи шахсиятҳои асотирӣ, анбиёю авлиё,

ҳакимону суханварони аҳди қадим ва қуруни вусто ба ҳамин хислати инсонҳо вобастагӣ дорад.

Каюмарсро маъхуз аз лафзи «гайомарта», яъне говмард042 дониста, пайкари ӯро нимаодамӣ, нимасавр пиндоштан, Искандарро соҳиби ду қарн маҳсуб кардан, рӯинтан гуфтани Исфандиёр ҳама аз ҳамин ангезаи равонӣ сарчашма мегирад. Ҳамин гуна баҳсу талошҳо дар вақти офаридани чеҳраи Куруш, Доро, Борбад, Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Абӯалии Сино, Абӯрайҳони Берунӣ ва шахсиятҳои дигар низ ба вуҷуд омада буд.

Ба андешаи мо, агарчи муҳим аст, баҳсу талош дар бораи чигунагии чеҳраи бузургмардони таърихӣ асосҳои ҷиддии илмию ҳунарӣ надорад. Зеро дар ин бобат ахбори сарчашмаҳо бағоят ноқис ва пурихтилоф аст. Агар ҷиҳатҳои суннатию равонии масъаларо ба эътибор гирем ва анъанаи таърихии ба сурати инсону ашё камтар таваҷҷуҳ доштани гузаштагонамон мавриди таваҷҷуҳ бошад, беаслии ин баҳс бештар падидор хоҳад шуд. Ҳамин нуқтаи назар дар мисоли шахсияти Шайх Камол ва чеҳраи аслии ӯ низ ба исбот мерасад.

Дар ифодаи сурати Шайх Камол ихтилоф зиёд аст. Яке ӯро бузургҷусса, дигаре наҳифпайкар, яке дорои маҳосини анбӯҳ, дигаре бемӯй тасаввур кардаанд. Дар бораи тарҳи рӯяш умуман қайду ишорае вуҷуд надорад. Баъзе ахбори мавҷударо баррасӣ мекунем. Муаллифи китоби судманди «Шарҳи Судӣ бар Ҳофиз» - Судии Буснавӣ, ки асарашро соли 1595 дар Югославия ба анҷом расонидааст, дар зимни тафсири байти

*Чун газалҳои тару дилкаши Ҳофиз шунавад,*
*Гар Камоле-ш бувад, шеър нагӯяд ба Хуҷанд.*

чунин овардааст: «Хоҷа ба тариқи таҷрид мефармояд: «Вақте касе ашъори латифу дилкаши Ҳофизро бишунавад, валлаҳ Камоли Хуҷандӣ бошад, дигар шеър намегӯяд». Яъне, Камоли Хуҷандӣ, ки ин ҳама тахайюлоти олӣ ва тасаллути комил дар ғазал дорад, агар ашъори латифи Ҳофизро бишунавад, дигар ҳаргиз шеър намегӯяд».

Мақсуди Хоҷа баёни ин аст, ки шеъраш ба шеъри Камоли Хуҷандӣ тарҷеҳ дорад. Маълум мешавад, Камоли Хуҷандиву Салмону Ҳофизи Шерозӣ ва Ибни Имоду Хоҷуи Кирмониву Исмати Бухороиву Котибии Нишопурӣ муосир будаанд, ҳатто Котибӣ ҳам нисбат ба ин идда дорад.

Аз қарори маълум вақте шоире нуқтаи заифе аз назари ҷисмонӣ дошта бошад, он шоир худашро ба он нуқтаи заъф ҳаҷв мекунад, ки барои дигарон маҷоли ҳаҷв намонад. Гӯё ҳазрати Камоли Хуҷандӣ каме сарашон кал буда ва Салмон ҳам аз лиҳози чашм маъюб буда, яъне дар чашмаш мӯйҳои зиёде дармеомад, ки бениҳоят чашми ӯро заифу зишт карда буд.

Камол барои изҳори калии худ қитъае назм мекунад:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар газал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*
*Филмасал дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд.*

Иборати «ба мӯе чанд» мушъири иллати калист.

Котибӣ ҳам калии Камоли Хуҷандиву кӯрии Салмонро дар як қитъае дарҷ карда мефармояд:

*Чашм бикшо, Котибиву ҳар фарозеро бубин,*

*Аз ҷафои гардиши гардуни гардон поймол.*
*Ҳеҷ кӯре шеъри Салмонро намеорад ба чашм,*
*Ҳеҷ калро сарварӣ н-ояд ба девони Камол (6, 1066-1067).*

Баъди 20 соли таълифи «Шарҳи Судӣ бар Ҳофиз» тазкираи «Арафот-ул-ошиқин ва арасот-ул-орифин» ба қалам омадааст, ки он ба Тақиуддини Авҳадӣ тааллуқ дорад. Ин муаллиф дар нисбати қитъаи «Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур» чунин овардааст: «Мавлоно Ҷомӣ ӯро бо Камолиддин Исмоил нисбат дода гуфта»:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар ғазал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*
*Дар миёни камоли ин ду Камол*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд.*

Ва Шайхро чун маҳосини анбӯҳ буд ва Камоли Исмоил кӯчак, ба сабаби ҳамин Мавлоно Ҷомӣ қитъаи мазкурро гуфта бувад (1, 620-621).

Чунонки падидор аст, айни як қитъа дар фосилаи ҳамагӣ 20 сол ду тафсири ихтилофнокро пайдо кардааст, ки ҳар ду ҳам ба сурати чеҳраи Шайх Камол тааллуқ дорад. Ин ҷо ихтилофоти дигари текстологию мансубияти қитъаро сарфи назар карда, бояд ҳамин амрро ба эътибор бигирем, ки чунин ахбор эътимодро нашояд. Умуман, дар бобати симои зоҳирӣ ба истиснои маълумоти пайвандону муосирон ахбори сарчашмаҳои ихтилофнок арзиши казоӣ надоранд. Бар мабнои чунин сарчашмаҳои ихтилофнок нигоштани чеҳраи ашхоси таърихӣ лағву хатост.

Ё худ дар асоси ривоят, ки гӯё Бисотӣ Шайх Камолро «лаванд» гуфта бошад, ӯро бузургҷусса тасаввур кардаанд, ҳол он ки лаванд ба маънои коҳилу ҳечкораву ишратпараст меояд, на қавипайкар. Аз ашъори шоир маълум мешавад, ки ӯ пайкаре наҳиф ва ҷисме заиф доштааст:

*Наншаст бар вуҷуди заифат магас, Камол,*
*Аз тори анкабут магар эҳтироз кард?*

* * *

*Камол аз заъфи тан чун шамъ дорад зарфишон чеҳра,*
*Муяссар кай шавад васли бутон бо ин зару зӯраш.*

Симоҳои таърихӣ беҳтар он ки дар оинаи завқу хаёли мо, дар миръоти тасаввуроту мушоҳидаи рамзии мо боқӣ монанд. Ҳамон беҳтар, ки аз муҳимтарин унсурҳои сирати ашъори таърихӣ, ки таълифоташон ифодагари он аст, сураташонро дар оинаи тахайюлоти худ тасаввур намоем. Шоиста аст, ҳамон сурати хаёлӣ ҳамешагӣ дар паси пардаи хафо боқӣ монад.

Дар бораи сиришти наҷиби инсонӣ, қадру манзалат, мақому мартабаи Шайх Камол сарчашмаҳои хаттӣ ахбори муҳиме фаро гирифтаанд. Асноде, ки аз девони ашъори ӯ ба даст меояд, боз ҳам муҳимтар аст. Он маълумот дақиқан ҷамъ омада, дар парвезани фиросат бехта шаванд, беҳтарину муҳимтарин ҷиҳатҳои шахсият ва сиришти маънавии Шайх Камол падидор хоҳад шуд, ки барои мо аҳамият дорад. Алъон дар асоси ҳамин меъёр ахбори сарчашмаҳоро баррасӣ менамоем.

Аввалин масъалае, ки ин ҷо пеш меояд, унвони ифтихории шоир аст. Агар тавсифҳои «қутб-ул-ақтоб», «қутб-ул-муҳаққиқин», «муршид-ул-халоиқ», «камол-ул-миллат», «камол-ул-ҳақ», «камол-ут-тариқат», «камол-уд-дин», «шайх-ул-исломи аъзам», «султони салотини машоих», «шамси машориқи маонӣ», «тоҷи мафориқи аолӣ», «афсаҳ-уш-шуаро», «аблағ-ул-булағо», «шайх-уш-шуюх», «бурҳон-ул-ҳақ»,

«лисон-ус-сидқ», «асрор-ул-ғуюб», «шайх-ул-ориф», «марҷаи хосу ом», «сархайли акобири айём», «шайхи комил», «акобири машоих», «соҳиби улуми зоҳирию ботинӣ», «солики масолики ҳақписандӣ», «муқтадои аброр», «аҳли ҳол», «соҳиби риёзату ҳол», «соҳиби иршоду вилоят», «орифи олимиқдор», «сӯфии киром», «акобири машоихи изом», «сархайли аҳли ҳақиқату маърифат»…-ро сарфи назар намоем, ду унвони ифтихорӣ боқӣ мемонад, ки яке «Шайх» ва дигар «Хоҷа» аст. Лекин инсоф он аст, ки он теъдоди унвону тавсифҳое, ки дар сифати шахсияти ин шоиру орифи бузург овардаанд, ба зоти худ нодир аст.

Унвони ифтихории «Хоҷа»-ро ба номи Камоли Хуҷандӣ дар замони мо пайвастаанд. Ҳеч яке аз сарчашмаҳои хаттии асрҳои XIV-XIX ин унвонро дар нисбати Камоли Хуҷандӣ наовардааст. Ба назари мо, омилҳои зерин сабабгори ба исми шоир ҳамроҳ шудани унвони «Хоҷа» шудааст;

1. Аз бузургзодагони Хуҷанд будани шоир.

2. Дар ҳамоҳангию мувофиқат пайдо кардан ба унвони Хоҷа Ҳофиз.

3. Аз ҷиҳати муносибат ба хоҷагони нақшбандия.

4. Аз ҷиҳати «Хоҷа»-ро ба «Шайх» тарҷеҳ додан.

5. Аз ҷиҳати маънои «Хоҷа»-ро ифода кардани вожаи «Шайх» ва билъакс.

«Шайх» дар луғатҳои муътабар ба чунин маъно тафсир шудааст:

1. Соҳиби раъйи соиб (Фарҳанги “Нозим-ул-атиббо”).

2. Мардуми бисёрилмро гӯянд ба воситаи таҷрибаву озмоиши бисёр, ки дар тӯли умр андӯхта ва ба воситаи донистаниҳои фаровоне, ки дар он муддат фаро гирифта (Кашшофу истилоҳоти-л-фунун).

3. Олими фақеҳ, наҳвӣ ва ғайра («Луғатнома»-и Деҳхудо).

4. Касеро гӯянд, ки ҷомеи шароити (шартҳои) устодӣ бошад (Луғатнома).

5. Муаллим, устод, омӯзгор (Луғатнома).

6. Ровии ҳадис, муаллими касе дар ҳадис (Луғатнома).

7. Инсони комиле, ки дар улуми шариату тариқат ва ҳақиқат тамом ва ба ҳадди такмил расида бошад ва ба офоти нуфус ва бемориҳо ва доруҳову чораи дардҳои он огоҳу бино бувад ва ба шифои онҳо ошно бошад (Кашшофу истилоҳоти-л-фунун).

8. Муршид, пири тариқат, дастгир ва гӯянд касест, ки қудсию-л-зот ва фонию-с-сифот бошад (Луғатнома).

9. Шайх он аст, ки ба қуввати назари ботин зангори дунёву ҷуз он аз дили мурид бизудояд, то ҳеч кудурате аз ғилу ғош ва фаҳшу олоиши дунё дар синаи ӯ намонад (Кашшофу истилоҳоти-л-фунун).

10. Шайх касе бошад, ки ба пояи вилоят (валӣ, соҳибкаромат) расида бошад.

Аввалин сарчашмае, ки Камоли Хуҷандиро ба унвони «шайх-ул-исломи аъзам», «султони салотин-ул-машоихи фи-л-олам», «Шайх Камол-ул-миллати ва-л-ҳаққи ва-д-дин» ёд кардааст, муқаддимаи девони ашъори ӯст, ки соли 1397 китобат шудааст. Дар ҳамаи нусхаҳои қадимаи мансуб ба китобхонаи Остони Қудси Разавӣ, ки китобхонаи донишкадаи Шаҳид Мутаҳҳарӣ, нусхаи шахсии Раҳим Ҷалил ва ғайра номи ин суханвари бузург-ро бо унвонҳои «шайху-ш-шуюх», «султон-ул-машоих» зикр кардаанд.

Шайхи Озарӣ аввалин шахсест, ки дар китоби пурарзиши «Ҷавоҳир-ул-асрор» (соли таълифаш 1437) ба моҳияти ашъори Шайх Камол баҳои баланд додааст. Ӯ дар бораи ғазал ҳамчун «гавҳари шариф» ва «риштаи латиф» сухан ронда, чунин

овардааст: «Ҳамчунон ки он фанни шариф аз фунуни сухан пуршеваю фитнагару дилрабо ва ғамзазан аст, ишқварзону соҳибони ин ҳирфа ҳама азиз-ул-вуҷуду оламгир ва шаҳрошӯбу турфатабъ ва танассуҷгӯю адимулмисл ва нодират-ут-тавр бошанд, мисли афзал-ул-мутааххирин Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, ки билоназири мутақаддаму мутааххари худ аст ва лафзану маънан ин ҳирфаро ба камоли худ расонидааст» (5,360).

Агар маълумоти Мулло Муҳаммадалии Ҳашрии Табрезӣ – муаллифи «Равзаи атҳор»-ро ба эътибор гирем, Шайхи Озарӣ замони зиндагии Шайх Камол ба Табрез омада, дар баҳси байни Камоли Хуҷандӣ ва Муҳаммадширини Мағрибӣ оид ба маънои байти

*«Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст,*
*«Қоф»-и ишқ аз «Коф»-у «Ё»-ҳо бартар аст.*

ширкат доштааст. Яъне, аз замони зиндагиаш Камоли Хуҷандиро ба унвони эҳтиромии «Шайх» мехондаанд. Чунонки Абӯалии Синоро «шайхурраис» мехонданд ё Саъдиро бо эҳтирому иродат «Шайх Саъдӣ» ном кардаанд. Аз ҳамин ҷиҳат, Шайхи Озарӣ  Камоли Хуҷандиро бо ин унвон ёд кардааст.

Номи шоир дар «Нафаҳот-ул-унс» ва «Баҳористон»-и Абдурраҳмони Ҷомӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Тазкират-уш-шуаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ «Шайх-ул- ориф Камоли Хуҷандӣ», «Ҳабиб-ус-сияр» «Акобири машоихи рӯзгор», «Равзат-ул-ҷинон ва ҷаннат-ул-ҷанон»-и Ҳофиз Ҳусайни Карбалоии Табрезӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Равзаи атҳор»-и Мулло Муҳаммадалии Ҳашрии Табрезӣ «Ҳазрати Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор»-и Тақиуддини Кошӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Табақоти шоҳиҷаҳонӣ»-и Муҳаммад Содиқи Ҳамадонии Деҳлавӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Миръот-ул-хаёл»-и Шералихони Лудаҳӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Риёз-уш-шуаро»-и Волаи Доғистонӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Тазкираи Ҳусайнӣ»-и Мир Ҳусайни Дӯст «Солики масолики ҳақписандӣ Шайх Камолиддини Хуҷандӣ», «Маҷмаъ-ун-нафоис»-и Сироҷиддин Алихони Орзу «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Хизонаи омира»-и Ғуломалихони Озоди Балгиромӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Баҳористони сухан»-и Мир Абдурраззоқи Хофӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Оташкада»-и Лутфалибеки Озар «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Риёз-ул-орифин»-и Ризоқулихони Ҳидоят ва «Маҷмаъ-ул-фусаҳо»-и ҳамин муаллиф «Шайх Камоли Хуҷандӣ», «Хазинат-ул-асфиё»-и Ғуломсарвари Лоҳурӣ «Шайх Камоли Хуҷандӣ» зикр карда шудааст. Яъне, унвони «Шайх» ҷузъи ифтихории номи шоири бузурги мо маҳсуб мешуд. Дар ҳамаи ин сарчашмаҳо мақому манзалати устодию иршодгарии Шайх Камол ва нуфузу эътибори мактаби ирфонии ӯ батакрору таъкид зикр шудааст.

Аксари сарчашмаҳо дар мавқеи аввал мақоми ирфонии Шайх Камолро ёдовар шуда, ҳунари шоирии ӯро дар мақоми сонӣ медонанд. Ин бахши гуфторҳо аз «Нафаҳот-ул-унс»-и Ҷомӣ шурӯъ шудааст, ки мегӯяд: «Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳамаҳуллоҳу таоло, бисёр бузург будааст ва иштиғоли вай ба шеър ситру таблисро (яъне барои пӯшидану пӯшонидан – А.Н.) буда бошад, балки мешояд барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият бознамонад…» (4, 609).

Лекин ҳақиқат он аст, ки мақому мартабаи ирфонӣ ва завқу ҳунари шоирии Шайх Камол ҳар ду дар як мақоманд ва яке дигариро такмил медиҳад. Иршоду

раҳнамоии ӯро бидуни шеър ва шеъри ӯро бидуни руҳу равони ирфонӣ тасаввур наметавон кард. Дар ин бобат маълумоти «Мунис-ул-ушшоқ» ҷолиби диққат аст. Муаллиф маҷлиси чиҳилу чаҳоруми китобашро ба Шайх Камол ихтисос дода, чунин овардааст: «Дебочаи маҷмуаи дардмандӣ – Шайх Камоли Хуҷандӣ бузург буд. Дар ҳолати ӯ аҳли оламро ду мазҳаб аст, баъзе мегӯянд, аз авлиёст ва баъзе мегӯянд, аз шуарост. Зоҳиран, барзах аст миёни ин ду тоифа ва ҷониби вилояташ ғолиб ва ин маънӣ аз баъзе назмҳояш зоҳир аст ва ин байт аз тавҳид, ки дар девонаш сабт аст, далолат мекунад:

*Шуда аз соқии лутфи ту ҷаҳоне сероб,*
*Ҳамчунон баҳри карам мавҷзанон моломол.*

Ва ин ғазал низ аз он қабил аст:

*Дӯш аз дари майхона бидидем ҳарамро,*
*Май нӯшу бубин фусҳати майдони карамро.*
*Фармони хирад бар дили ҳушёр нависанд,*
*Ҳукме набувад бар сари девона қаламро.*
*Эй маст, гар афтӣ ба сари турбати шоҳон,*
*Муштоқи лаби ҷом биёбӣ лаби Ҷамро.*
*Пойи ситам аз соҳати ҷон гард баровард,*
*Биншину ба май бознишон гарди ситамро.*
*Чангат хабар аз роҳи тараб дод, зи пирон*
*Бишнав сухани рост, мабин қомати хамро.*
*Дар шиша гар аз май камие ҳаст, гаме нест,*
*Лекин гами бисёр бувад давлати камро.*
*Субҳ аст, Камолу маю овози хуши най,*
*Бархезу ганимат шумар ин як-ду-се дамро.*

Ва такаллуфоте, ки дар шеър кард, мардумро дар ғалат меандозад ва шояд ки аз он рӯ воқеъ шуда бошад, ки аз риояти сурати убудият бознамонад, чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман*
*«Каллиминӣ, ё ҳумайро»-и ман аст.*

Ва ӯ аксар авқот ба риёзату муҷоҳадат машғул мешуд ва баъд аз фавти ӯ дар ҳуҷрааш ғайр аз бӯрёеву санге, ки ба зери сар мениҳод, чизе наёфтанд» (3, 151).

Дар ҳамаи асарҳои дигар низ барои ифодаи табаҳҳуру мақоми Шайх Камол ба ашъораш истинод мекунанд, пас қазияи ҳамбастагии иршоду шеър дар шахсияти ҳунарии шоир тақвият пайдо мекунад.

Нақлу ривоёте, ки муаллифони сарчашмаҳо фаро гирифтаанд, ҷиҳатҳои муҳими сиришти маънавии Шайх Камолро ифода карда, дар шинохти ҳолоти маънавии ӯ арзиши зиёд доранд. Махсусан, ахбори фарогирифтаи Абдурраҳмони Ҷомӣ дар бораи парҳезгории Шайх Камол, суҳбату мавъизаи латифу дилчаспи шоир, ки бо ин фазилат ӯро бар Хоҷа Ҳофиз тарҷеҳ додааст, асноди ҷамъовардаи Давлатшоҳи Самарқандӣ оид ба муносибати Шайх Камолу Хоҷа Ҳофиз, илтифоте ба мадҳу ситоиши аҳли давлат надоштани шоир, машғулияти ӯ ба боғдорӣ, маълумоти Ҳофиз Ҳусайни Карбалоии Табрезӣ аз боби кашфу каромот дар бодия ва пайдо шудани уштуре бо суфраи таому машки об, муносибат бо иродатмандону аҳли шеъру ирфон, ваҷду ҳоли ӯ аз мазмунҳои баланду шеъри олӣ, ташйиеи ҷанозаи Шайх Камол, навиштаҳои Тақиуддини Кошӣ нисбати хонақоҳнишинӣ, муносибати Шайх Камол бо Шайх Зайнуддини Хофӣ, боздоштани туғёни об ва чандин фазилатҳои инсонӣ ва

кашфу каромоти ин шоиру орифи бузург симои Шайх Камолро назди мо муҷассам месозанд.

Ахбори сарчашмаҳоро дар парвезани завқу фиросат бубизем, назди мо Шайх Камол ҳамчун марде порсо, зариф, парҳезгор, латифтабъ, маҳфилоро, шикастанафс, ҳимматбаланд ва рашиду соиб муҷассам мешавад, ки аз ҳузураш нури маърифату муҳаббат меборид. Шайх Камол марде буд мустағнӣ аз тааллуқоти дунявӣ, худро ба таҷарруду таваккул ва шукру ихлос пайваста. Мувофиқи ахбори Абдурраҳмони Ҷомӣ ва Тақиуддини Кошӣ мушкилоти муҷоҳадаву риёзатро бар худ осон карда, аз масири риёзат анвори маърифат меандӯхта, аз таомҳои лазиз карона мегирифта ва муддатҳои зиёд ҳайвонӣ (гӯшт) намехӯрда. Бар мабнои маълумоти Мулло Муҳаммадалии Ҳашрии Табрезӣ дар китоби «Равзаи атҳор» тарку таҷаррмуд ва таваккулу умеди ӯ ба ҳадде будааст, ки ҳатто барои рӯзи дигар об захира намегузошта ва обе, ки дар таҳи кӯза мемонда шаб онро холӣ мекардааст. Вале дари хонақоҳи ӯ ҳамешагӣ барои мусофирон, ёрону муҳиббон боз буд, ҳадоёи умарову иродатмандон базли суҳбату маишати дӯстон мекарда ва худ бӯрёе дар паҳлу ва хиште зери сар мегузошта. Зиҳӣ қаноату ҷавонмардӣ, зиҳӣ ишқу иродат!

Ҳар он чӣ дар сарчашмаҳо аз аҳволу атвори Шайх Камол овардаанд, хуб аст, мояи сипосгузории мост аз ҳамаи он муаллифон, ки дар сафаҳоти китоби худ симои ин марди аҷибро тарҳрезӣ кардаанд. Вале аз ҷиҳати қадру эътибор ҳеч яке аз онҳо ба гуфтаҳои худи шоир баробарӣ карда наметавонанд. Девони ашъори Шайх Камол беҳтарин муаррифгари ҳоли ӯст, муътамадтарин сарчашмаест, ки аз сиришти инсониву сурати зоҳирии ӯ дарак медиҳад. Хонандаи ҳушманд аз паси ҳарири шеъру парниёни ҳафтранги сухан чеҳраи ӯро мебинад, аз файзи суҳбату талаълаи сиришти нуронӣ моявар гардида, инсоне покбозу хушгӯ, ворастаю сар аз олам печида, соҳибназару бериё, ринду ошиқ, дарвешу хонақоҳӣ, алғараз фариди аҳли назарро дармеёбад, ки фосилаи дарвешию подшоҳӣ ба меъёру санҷаҳои ӯ дарнамеояд, подшоҳ аст, аз он ки дар ҳарими дӯст роҳ ёфтааст, соилу гадост, аз он ки умеди инояти дӯст дорад, то аз кимиёи назари ӯ миси вуҷудаш зар ва мартабаи иқболу подшоҳӣ насибаш гардад.

Чеҳраи Шайх Камол аз девони ашъораш бо чунин сифоту фазилат тулӯъ мекунад:

**1. Шайх Камол - подшоҳи тоҷдор:**

*Номи Камол, хоҷа, ки дарвеш хондаӣ,*
*Дарвеш хондаӣ ба ғалат подшоҳро.*

* * *

*Хоки роҳи туам, эй хоки дарат тоҷи сарам,*
*Тоҷдор аст Камол, арчи тиҳидасту гадост.*

* * *

*Хаёли хоки пои ӯ гадоро*
*Агар дар сар бувад, соҳибкулоҳ аст.*

* * *

*Камол аз подшо дорад фароғат,*
*Ба вақти хеш ӯ ҳам подшоҳ аст.*

Аз санадҳои зикршуда пайдост, ки Шайх Камол подшоҳи ҳақиқати кишвари ишқ, султони хирқапӯши кишвари бениёзӣ, соҳибкулоҳест, ки аз шавқи талаълаи чеҳраи ёри маънавӣ аз тахту хотами руҳонӣ лоф мезанад, сафи ҳирсу ҳаво дарҳам

шикаста, каҷкулоҳӣ мекунад ва ҳамин озодвории хешро беҳ зи подшоҳӣ медонад. Ҳамин назарбаландию виқори озодагиву бетааллуқӣ бадрақаи умри Шайхи бузургвор буда, ки ҳаргиз санои касе нагуфтааст, байте ба умеди силаву подоши соҳибдавлатон ба назм наовардааст, девони ӯ аз мадҳ мубаррост, ин давлати озодманишӣ камтарини бузургони моро насиб кардааст.

**2. Шайх Камол - ринд:**

*Камол аз гояти риндӣ агар ёбад харидоре,*
*Ба ҷои бода бифрӯшад салоҳу зуҳду тақворо.*

* * *

*Ҳосили тақвову зуҳд дар сари риндӣ, Камол,*
*Кардиву сар барнакард ҳамчу ҳубоб аз сароб.*

* * *

*Гар шеваи Камол бипурсад касе, бигӯй,*
*К-ӯ сӯфиест ринду вале ошнонамост.*

* * *

*Камол, ар ба риндон мусоҳиб набошӣ,*
*Туро ҳеч соҳибкулоҳӣ набошад.*

Ринд, ки муҳимтарин чеҳраи ғазалиёти Шайх Камол аст, ба шахсияти худи ӯ низ таъсир расонидааст. Байтҳои иқтибосшуда гувоҳи ҳоланд. Ринди оламсӯз, ринди назарбоз, ринди шаробхор, ринди духулдарида, ринди лоуболӣ, ринди балокаш, ринди бозорӣ, ринди ташналаб аз муҳимтарин тимсолҳои ғазалсароии асри XIV аст, ки ҷавҳари сифатҳои инсони комилро дар симои худ муҷассам кардааст. Агарчи ринд зоҳир ба маломат аст, вале ботинаш ба саломат буд, ворастагию озодандешӣ зевари ҳастии ӯянду салоҳу зуҳду тақворо раҳни ишқ месозад. Шайх Камол дар тимсоли ринд муҳимтарин сифатҳои маънавии хешро баён кардааст.

Аз нигоҳи луғавӣ ин вожаро Муҳаммад Ҳусайни Халафи Табрезӣ чунин тафсир кардааст: «Мардуми муҳилу зираку бебок ва мункиру лоуболиву беқайд бошад ва эшонро аз он ҷиҳат «ринд» хонанд, ки мункири қайду салоҳанд ва шахсе, ки зоҳири худро дар маломат дораду ботинаш саломат бошад» (2).

«Ринд» дар истилоҳи аҳли тасаввуф «ба маънои касест, ки ҷамеи касароту таъиноти вуҷубии зоҳириву имконӣ ва сифоту аъёнро аз худ дур карда ва сарафрози оламу одам аст, ки мартабаи ҳеч махлуқе ба мартабаи рафеи ӯ намерасад»

**3. Шайх Камол - ошиқ:**

*Гуфтӣ: «Камол, ар ошиқӣ, пеши рухи ман сӯз ҷон,*
*Ҷуз пеши оташ сӯхтан бӯе набошад удро».*

* * *

*Бурд дастовез ҷону сар чу рафт он ҷо Камол,*
*Ошиқи дарвеш ҳар ҷо рафт, дарвешона рафт.*

* * *

*Камол, аз саги кӯяш омӯз афгон,*
*Ки дар ошиқӣ истиодат ҳамин аст.*

* * *

*Дар дини ишқ рост нашуд қиблаи Камол,*
*То рӯи дил ба қомати чун сарви ӯ накард.*

* * *

*Бе ишқи гулрухе насароянд газал Камол,*
*Булбул, ки маст нест, тараннум намекунад.*

Ба моҳияти мақулаи ишқу ошиқӣ фасли «Гавҳари ишқ» ихтисос дорад, ки санадҳо дар тақвияти ишқу ошиқии Шайх Камол хидмат хоҳад кард.

**4. Шайх Камол - дарвеш:**

*Камол, ин ҷо чӣ дарвешӣ фурӯшӣ,*
*Ки шоҳонро бад-ин дар қимате нест.*

* * *

*Шабҳо кашид оҳу фигон бар дарат Камол,*
*Дарвеш ҳар чӣ дошт, бар ин остон кашид.*

* * *

*То кай ба Камол ин ҳама бим аз дили сангин?*
*Шоҳон сухани сахт нагӯянд ба дарвеш.*

* * *

*Гуфта будӣ дӣ, палосат з-атласи мо беҳ, Камол,*
*Бо ҳама олам палосу бо мани дарвеш ҳам.*

* * *

*Хоки пои ӯ ба тоҷи салтанат надҳад Камол,*
*Гарчи дарвеш аст, бингар ҳиммати волои ӯ.*

**5. Шайх Камол - озодвор, сар аз тааллуқоти олам печида:**

*Камол, аз ҳар ду олам рӯй дарпеч,*
*Ба сар дастор печидан чӣ кор аст?!*

* * *

*Ба ду олам назар макун чу Камол,*
*То намоянд олами дигарат.*

* * *

*Гар ҳаст Камол аз ду ҷаҳон фард, аҷаб нест,*
*Ин низ камолест, ки озодаву фард аст.*

**6. Шайх Камол - фарди покбозу покизадоман:**

*Покбозӣ, бишӯй даст, Камол,*
*Бо майи равшан аз дагоиҳо.*

* * *

*Номи Камол рафт ба покизадоманӣ,*
*То дар гамат ба хуни дил олудадоман аст.*

* * *

*Сидқи Камоли содадаруну камоли сидқ*
*Аз ҳар чӣ дар гумони ту ояд, зиёдат аст.*

* * *

*Безорам аз вуҷуди худу моҷарои ту,*
*Ин бо Камоли содадарун бозхондаем.*

**7. Шайх Камол – тӯтии ширинзабон, аз сеҳри сухан машҳури олам:**

*Номи Камол тӯтии ширинзабон ниҳод*
*В-ин турфа, к-он ду лаб шакар аз ман дарег дошт.*

* * *

*Камол аз шавқи лаъли шаккаринат*
*Багоят тӯтии ширинзабон аст.*

* * *

*Камол бурд ба нутқ аз шакар сабақ, гӯӣ,*
*Лабат ба тӯтии табъаш суханварӣ омӯхт.*

* * *

*Камол рӯи ту диду зи шавқ дар сухан омад,*

*Шавад ҳароина тӯтӣ зи акси оина нотиқ.*
* * *

*Гуфтӣ: «Сухан магӯй, Камол, он даҳан бибӯс»,*
*Ман тӯтиям, сухан кунам, он гаҳ шакар хурам.*

**8. Шайх – фариди илми назар, соҳиби назару каромот, ҳодӣ, раҳнамо:**

*Ба фалак раҳбари шумост Камол,*
*Гар ҷаҳон зери пой афкандед.*
* * *

*Камол, фориди илми назар туӣ, к-имрӯз*
*Бад-он даҳону миён гоибона бохтаӣ.*
* * *

*Чандон ки мекушанд туро, зиндаӣ, Камол,*
*Соҳибназар наӣ ту, ки соҳибкароматӣ.*

**9. Шайх Камол – аҳли хароботу хонақоҳ, шайху савмаанишин:**

*Эй, ки ҳар лаҳза намоӣ раҳи масҷид ба Камол,*
*Ту рав он ҷову мар ӯро ба харобот биҳил.*
* * *

*Дар самое, ки нест шеъри Камол,*
*Сӯфиён, ҳар як аз сӯе биҷаҳед.*
* * *

*Муриду пир ба сар рақс мекунанд, Камол,*
*Чу гуфтаҳои ту дар хонақоҳ мехонанд.*
* * *

*Дид Камол дар рухат нури Худо муоина,*
*Шайх, ки ошиқӣ кунад, бошад аз ин кароматаш.*
* * *

*Бо ҳама тақвою зуҳд ар бишнавад номат Камол,*
*Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун.*

Аз девони ашъор ҳамчунин дигар ҷиҳатҳои шахсияти инсонии Шайх Камолро мушоҳида кардан имкон дорад, аз қабили хушгӯӣ, ғарибиву девонагӣ, бериёӣ, майхорагию шоҳидбозӣ ва мисли инҳо, ки, албатта, қисме аз ин мафҳумҳо ангезаҳои рамзӣ доранд. Байтҳои зерин мубайини ҳамин маънианд:

*Чандон ки бозҷуст дар аъмоли худ Камол,*
*Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт.*
* * *

*Гарчи нуқсони Камол аз маю шоҳидбозист,*
*Дар мақоме, ки ҳама ӯст, чӣ нуқсону камол.*
* * *

*Бар сар оӣ аз ҳамовозон ба хушгӯӣ, Камол,*
*Гар сару ҷон бар сари сарве кунӣ чун андалеб.*
* * *

*Дар гарибӣ ҷон ба сахтӣ медиҳад мискин Камол,*
*Во гарибӣ, во гарибӣ, во гарибӣ, во гариб.*
* * *

*Мо ринду қаландарсифату ошиқу мастем,*
*Маъзур тавон дошт, агар тавба шикастем.*
*Бо ҳеч касе кор надорем дар ин мулк,*
*Моро бигузоред дар ин ҳол, ки ҳастем.*
*Он оқили дунёталаб ар ҷоҳ парастад,*
*Шак нест, ки мо ошиқу девонаву мастем.*

Табаҳҳури комили Шайх Камол бар илму дониш зевари ҳастии ӯ буд, ки сифатҳои фавқониро дар меҳвари худ ҷамъ мекард ва шояд ба фазилати ҳамин баҳрамандии комил он авсофи ҳамида дар сиришти ӯ парвариш ёфтанд. Тақиуддин Кошӣ дар «Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор», Ҳофиз Ҳусайни Карбалоии Табрезӣ дар «Равзат-ул-ҷинон ва ҷаннат-ул-ҷанон» Шайх Камолро ҳамчун муҳандису донишманди бузург муаррифӣ кардаанд ва ин маълумот аз тариқи девони ашъори шоир ба тасвиб мерасад. Мафҳуму мусталеҳоти зиёди илмӣ, ки дар зимни осори Шайх Камол ба кор рафтаанд, тасаллути комили ӯро бар улуми замонааш дарак медиҳанд. Ҳамчунин аз балоғату фасоҳати каломи арабӣ огоҳии комил доштани Шайх Камол аз таълифоташ ба хубӣ тазоҳур кардааст. Фарогирии оёту аҳодис, тазмини ашъори арабӣ, танзими ғазалиёти муламмаи форсию арабӣ мубайини ин фазилати шахсии ӯянд:

*Дар Аҷам фатҳи сухан кардӣ, Камол,*
*Фафтаҳ абвоба-л-маонӣ фи-л-Араб.*

Алғараз, ҳамин инсони рашиду вораста, порсою соиб, ҷаводу латифтабъ, ки «Шайх Камол»-аш мехонанд, бо нури ҳидояти хеш зулмоти дилҳоро равшан, бо сеҳри сухан табъҳои саркашро афзун мекард, дар маҷлиси мавъиза ба чашмҳо нуру ба дилҳо сурур мебахшид, дар кишвари хаёлии хеш шоҳу гадоро мартабаи баробар илқо месохт, он қадар қудрату тавоноии маънавиро соҳиб буд, ки агарчи хишт зери сар дошт, бар тораки ҳафт ахтар пой мегузошт:

*Хишт зери сару бар тораки ҳафт ахтар пой,*
*Дасти қудрат нигару мансаби соҳибҷоҳӣ.*

**Пайнавишт:**


1. Арафот-ул-ошиқин. Нусхаи қаламии шумораи 230, аз ганҷинаи китобҳои хаттии китобхонаи Худобахши Ҳинд.
2. Бурҳони қотеъ.- Лакҳнав, 1888.
3. Мунис-ул-ушшоқ.-Конпур, 1897.
4. Нафаҳот-ул-унс мин ҳазароти-л-қудс /Ба тасҳеҳу таълиқоти доктор Маҳмуди Обидӣ.-Теҳрон, 1991.
5. Шайх Озарӣ. Ҷавоҳир-ул-асрор, нусхаи дастхати № 1916 аз шуъбаи дастхатҳои шарқии китобхонаи давлатии Тоҷикистон ба номи Фирдавсӣ.
6. Шарҳи Судӣ бар Ҳофиз /Тарҷумаи доктор Исмат Сатторзода.-Теҳрон, 1994.



*Азизи Давлатободӣ*


## ШАРҲИ МУХТАСАРИ ЗИНДАГОНИИ ШОИР

Камоли Хуҷандӣ шоири мадеҳасарое набудааст ва шояд яке аз бузургтарин илале, ки мутаассифона, тазкиранависони салафро нисбат ба вай камэътино сохта, ҳамин сиришти малакутии вай бошад.

Нигоранда, ки аз чиҳил сол пеш бо девони шоир сару кор доштӣ ва фурсати бештареро сарфи мутолиаи тазкираҳо марбут карда, инак иттилоотеро, ки дар заминаи саргузашти ӯ фароҳам овардааст, ба ихтисори нақлу такмил ин мабҳасро ба донишмандони бузургвор ҳаволат менамояд.

**Ному насаб ва зодгоҳи ӯ.** Ному насаби ӯ Камолиддин Мас-ъуд маъруф ба Шайх Камол ва мутахаллис ба Камол аз акобири мутасаввифа ва урафои қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ аст, ки дар Хуҷанд таваллуд ёфта ва он аз шаҳрҳои маъруфи Тоҷикистон аст, ки дар канори шатти Сайҳун қарор гирифта. Вилояте дилгушо ва ба хубиву фаровонии мева маъруф аст.

Аъроб ин маконро дар ҷуғрофиёи худ (Хуҷанда) забт кардаанд ва Ёқут дар «Муъҷам-ул-булдон» роҷеъ ба вазъи ҷуғрофиёӣ ва зебоии он шаҳр чунин менигорад: «Хуҷанда, ба замми аввала ва фатҳи сония ва нун сумма доли муҳмала, фи-л-иқлим ар-робиъ тулуҳо иснатони ва тисъуна дараҷа ва нисф ва арзуҳо сабъа ва салосуна дараҷа ва судус ва ҳийа балдатун машҳуратун би Мовароуннаҳр ъало шотиъи Сайҳун. Байнаҳо ва байна Самарқанд ашара аййом машриқан ва ҳийа мадинатун нузҳатун лайса бизолика-с-суқъи анзаҳу минҳо ва ло аҳсана фавокиҳ ва фӣ васатиҳо наҳрун ҷорин ва-л-ҷабалу муттасилун биҳо ва аншада Ибн ал-Фақиҳ лираҷулин мин аҳлиҳо:

*Ва лам ара балдатан биизои шарқа*
*Ва ло гарба бианзаҳа мин Хуҷанда*
*Ҳийаалгарро тааҷҷаба ман раоҳо*
*Ва ҳийа би-л-форсийа дилмазанда».*

**Таърихи таваллуди ӯ.** Дар ҳеч як аз манобее, ки дастрасӣ бад-онҳо доштам, нисбат ба таърихи таваллуди вай ишорае нашудааст. Зоҳиран, шоир умри дароз ёфта ва ба пирӣ расидааст. Чунонки гӯяд:

*Ман ба ҳавои қоматат умри дароз ёфтам*
*З-он ки ҳамеша кардаам касби ҳавои муътадил.*

Боз гӯяд:

*Гуфтӣ, ки ба пирӣ тарафи ишқ раҳо кун.*
*Чун ишқ дарояд, чӣ ҷавониву чӣ пирӣ.*

Ва дар ҷое худро садсола мешуморад ва мефармояд:

*Чу дидам қиблаи рӯи ту, садсола намози худ*
*Ба меҳроби ду абрӯят қазо кардам, қазо кардам.*

Аз ин ишорот метавон вайро ба соли 803 (таърихи даргузашт) пирамарде, ки умри дароз ёфта, дар назар муҷассам сохт, ки агар сад сол низ надошта бошад, беш аз 80 сол умр кардааст. Бад-ин тартиб эҳтимоли қавӣ меравад, ки Камол дар рубъи аввали қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ дар Хуҷанд таваллуд ёфта бошад.

**Мусофиратҳо ва равобити ӯ бо салотину бузургон.** Вай дар унфувони ҷавонӣ, яъне авосити қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ Хуҷандро ба қасди зиёрати Маккаи муаззама тарк гуфтааст. Дар байти зер ба ин сафари муборак ишора мекунад:

*Рафт овоза, ки имсол ба ҳаҷ рафт Камол*
*Бас муборак сафаре чун ту ба ӯ ҳамсафарӣ.*

Вақти мурооҷаат гузараш ба Табрез афтода ва ба ҷиҳати соз-гории обу ҳаво дар он ҷо иқомат гузидааст ва тарфи таваҷҷуҳи султон Ҳусайн ибни Султон Увайси Ҷалоирӣ (776-784) қарор гирифта ва ҳамин шаҳриёр барои вай дар Валиёнкӯҳ боғе эҳдо карда ва хонақоҳу савмаа сохтааст.

Камол аз фарти алоқа ин боғи мушаҷҷарро, ки дар он замон дар ним фарсахи Табрез қарор дошта, биҳишт ном карда буд ва мефармуд:

*Аз биҳишти Худои азза ва ҷал(л)*
*То ба Табрез ним фарсанг аст.*

Дигар:

*Зоҳидо, ту биҳишт ҷӯ, ки Камол*
*Валиёнкӯҳ хоҳаду Табрез.*

Ба иллати зуҳду покдомании зиёде, ки дошт, дар Табрез эҳтирому шуҳрати бештаре касб кард ва ҷамъе муриди ӯ гашт ва муддатҳо марҷаи истифодаи афозили вақт гардид, то ба соли 787 Туқтамишхон подшоҳи дашти Қипчоқ ба Табрез лашкар кашид.

Шоир дар қитъаи:

*Гуфт Фарҳод-оқо ба Мирвалӣ,*
*Ки «Рашидия-ро кунем обод…*

– ин ҷумлаи таърихиро баён карда, гӯяд:

*Лашкари подшоҳ Туқтамиш*
*Омаду ҳотиф ин нидо дардод:*
*Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,*
*Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод.*

Туқтамишхон ба тақлиди подшоҳони он аҳд иддае аз донишмандонро, ки Камол низ ҷузви онон буд, ба пойтахти худ Сарой бурд. Шайх ин шаҳри зеборо меписандид ва мегуфт:

*Агар Сарой ҳабиб асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки  ман форигам зи ҳар ду сарой.*

Вале дар айни вусъату рафоҳи ҳол боз нигарони Табрез буд ва дар васфи он шаҳр ашъори нағзу дилкаше месуруд ва мегуфт:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста бад-ӯ дил нигарон хоҳад буд.*
*То дарнакашам оби Чарандобу Гаҷил,*
*Сурхоб зи чашми ман равон хоҳад буд.*

Камол ёздаҳ сол дар Сарой иқомат гузид ва саранҷом дар асари ошуфтагии ин шаҳр ба соли 798 ба Табрез муроҷаат намуд, худ гӯяд:

*Шаҳри Сарой чун дилат ошуфта шуд, Камол,*
*Вақт аст агар азимати Табрез мекунӣ.*

Зоҳиран, дар ин сафар вай дучори тангдастӣ гаштааст, чунонки фармояд:

*Матбахи бебарги маро дар сафар*
*Нест ба ҳаққи намак авмоҷи хушк.*
*Ҳамчу сутуне, ки бувад хаймаро*
*Мегузаронем ба кумоҷи хушк.*

Шайх Камол, пас аз ин ки барои дувумин бор ба Табрез баргашт, мавриди истиқболи аҳолӣ ва тарфи таваҷҷуҳи Мирзо Мироншоҳ – писари амир Темур воқеъ шуд.

Дар «Равзот-ул-ҷинон» мастур аст, ки: «Хоҷа Шайх Муҳаммади Сонии Кучаҷӣ ҷиҳати Шайх хонақоҳе ва мадрасае дар ҳаволии иморати Хоҷа Алишоҳ сохтаанд, чунонки гунбаду баъзе иморот ҳанӯз боқӣ аст ва таклифи бисёр намудаанд ба истиқрори эшон дар он ҷо, қабул нанамудаанд ва фармудаанд Камол сар ба гунбади фалак фурӯ намеоварад. Мехоҳед, ки фиреб хӯрда ва ба ин гунбад сар фуруд орад?»

Муаллифи «Тароиқ-ул-ҳақоиқ» менависад, ки: «Рӯзе Мирзо Мироншоҳ – писари амир Темур, ки аз ҷониби падар иёлати Озарбойҷон дошт, ба дидани Шайх омад. Чуҳрагони подшоҳ бар боғчаи Шайх давиданд ва ба ғорати дарахти олучаву зардолу машғул шуданд. Шайх табассуме кард ва чуҳрагонро гуфт: «Муғулон! Ғоратгариро дар боғе дигар кунед, ки Камоли бечора қарздор шуда ва баҳои ин боғча ваҷҳи қарзхоҳон кардааст». Султон гуфт: «Магар шайхро қарз аст?» Шайх

фармуд: «Даҳ ҳазор динор». Подшоҳ ҳукм дод, даҳ ҳазор динор биёварданд ва дар ҳамон маҷлис таслими Шайх намуданд ва ба вомхоҳ дод».

Ҳамчунин, дар «Ҳабиб-ус-сияр» омадааст, ки «Мирзо Мироншоҳ нисбат ба Шайх Камол иродате тамом ва ақидате локалом дошт ва рӯзе ба мулозимати он ҷаноб рафта, камари мурассаъ ба расми назр ба назди Шайх ниҳод ва ба хилофи маъҳуд Шайх он камарро бардошта ба хона бурд ва баъд аз лаҳзае, ки ба суҳбати асҳоб муовадат кард, ҳамаро мақбуз ёфта пурсид, ки ёрон чаро беҳузуранд. Яке аз ҳозирон гуфт, ки дарди камар доранд. Шайх табассум карда, гуфт камарбандро биёваранд ва қисмат кунанд» (4,549).

Маозӣ шоири ҳамрӯзгори Шайх дар қитъаи зер ба иноятҳои мазкур чунин ишора кардааст:

*Шайхи муршид Камоли миллату дин*
*Дӯш мегуфт рамзе аз сари ҳол,*
*Ки шаҳаншоҳ мири Мироншоҳ*
*Подшоҳест бас фариштахисол.*
*Дар ҷавобаш Ҷамоли дин сӯфӣ*
*Гуфт: «Ӯ хусравест фаррухфол».*
*Баъд аз он дар миён Маозӣ гуфт:*
*«Подшоҳест бо ҷамолу камол».*

**«Машраби ин бузургвор олист».** Дар «Тазкират-уш-шуаро» омадааст, ки Ҳофизи нодида ба ӯ эътиқоде расонида буд. Камол ғазале ба матлаи:

*Ёр гуфт: «Аз гайри мо пӯшо назар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*«В-он гаҳе дуздида дар мо менигар». Гуфтам: «Ба чашм».*

ба Ҳофиз фиристод. Лисонулғайб онро писандид ва гуфт, ки «машраби ин бузургвор олист». Дар натиҷаи ин равобити дӯстона байти дувуми ғазали зер:

*Он чи ту дорӣ ба ҳусн, моҳ надорад,*
*Ҷоҳу ҷалоли ту подшоҳ надорад.*
*Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон*
*Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад.*

Дар ағлаби нусахи девони Ҳофиз ворид шуда буд ва аввал касе, ки ба ин амр бархурда, марҳум Фурсати Шерозӣ аст, ки дар «Осори Аҷам» ва «Дарёи кабир» бад-он ишора карда ва нависад: «Ин фақир низ дар девони Камоли Хуҷандӣ, ки бисёр кӯҳнаву мундарис буд ва таърихи китобати он санаи 771 буд, ин шеърро дидам:

*Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон*
*Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад».*

Марҳум Закоулмулк муассиси «Номаи тарбият» пас аз зик-ри ин мавзӯъ нависад: «Банда девони Камоли Хуҷандиро мутолиа карда, ба хотир надорам, ин байтро дар он дида бошам ва гумон мекунам шеър аз Хоҷа Ҳофиз аст ва дохили девони Камол шуда».

Бо назар дар девони Камол, ки Фурсат зикр мекунад ва он бист сол пеш аз вафоти Ҳофиз тадвин шуда буд ва ҳол он ки девони Ҳофиз пас аз 791 мудавван гардид, қавли Фурсатро бояд арҷаҳ шумурд ва фузалои муосир низ бар ин ақида мебошанд» (2).

Ба таври куллӣ метавон гуфт, ки вай дар ғазалсароӣ аз сабки асри худ дур нарафта ва аз шеваи мутақаддимину муосирини худ пайравӣ намудааст. Вале дар мақоми тақлид ҳаргиз таваққуф накарда ва ба нерӯи мақомоти маънавӣ, ки муҳаррики аслии вай буда, афкори баландеро дар қолаби ғазалу қасида ва маснавиву

рубоӣ ва қитъа баён кардааст. Шоир бо хурофоту таассуботи зоҳирӣ мубориза мекунад ва аз риёву тазвири зоҳидони дурӯғӣ дар ранҷу изтироб аст.

Ихтилофи адёну мазоҳиб дар назари баланди шоир аҳамияти худро аз даст медиҳанд. Маъшуқ дар ҳар мақоме ҳозир аст, хоҳ дайр бошаду хоҳ Каъба:

*Гуфтам: «Ба дайр бо ту расам ё ба Каъба?» Гуфт:*
*«Моро ба ҳар мақом, ки ҷӯянд, ҳозирем».*

Ҳамчунин, ба мисдоқи «Ва наҳну акрабу илайҳи мин ҳабли-л-варид» фармояд:

*Он ёр ба ман сад раҳ наздиктар аст аз ман,*
*Гар дур ба сад манзил аз ёру диёр афтам.*

Шоир дар хароботи муғон низ маъшуқи худро меҷӯяд ва мегӯяд:

*Ман ба бӯяш ошиқу девонаам*
*Гаҳ ба масҷид, гоҳ дар майхонаам…*

Мақоми маънавӣ ӯро ба марҳилаи бениёзии мутлақ суқ додааст, бар хилофи соири шуаро соҳибсарватеро мадҳ намегӯяд ва, ҳатто, кулбаи фақрро бар шоҳнишини хусравон тарҷеҳ медиҳаду мефармояд:

*Қасри амал чӣ мекунӣ, равзани дил гушо, бубин,*
*Кулбаи фақр хуштар аз шоҳнишини хусравон.*
*Рӯза гирифта порсо вирд чӣ хонаду дуо*
*Гурсунаи серӯзаро бар сари хон, бигӯ, бихон.*

Ва ба масъалаи ҷабр чунин ишора мекунад:

*Ман на ба ихтиёри худ меравам аз қафои ӯ*
*Он ду каманди анбарин мебарадам кашон-кашон.*

Дар оини Камол Маҳмуд муҷрим нест ва ин ҳама фитнаҳоро сари зулфи Аёз бармеангезад:

*Маҳмудро чӣ ҷурм, ки шуд пойбанди ишқ*
*Ин фитнаҳо ҳама сари зулфи Аёз кард…*

Ҳамчунин, тақсире мутаваҷҷеҳи Маҷнун нест, ин кашиши зебоии Лайлӣ аст, ки ӯро саргаштаи саҳрои ишқ гардонидааст:

*Гуфтӣ: «Чӣ диҳӣ дил ба сари зулфи сиёҳе»,*
*Маҷнун чӣ кунад, к-ин кашиш аз ҷониби Лайлист.*

Ниҳоят аксари ашъори Камол мутазаммини ваҳдати вуҷуд, ҷабр ва соири матолиби ирфонӣ аст. Ва кашиши зебоиву ишқи ҳақиқӣ ва осмонӣ тавъам бо тахайюлоти бадеӣ ин ҳама ғазалиёти нағзу дилкашро ба вуҷуд овардааст.

**Мулоқоти шуарои муосир аз ӯ.** Рӯзе Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ ва Муҳаммади Машриқӣ ва Муҳаммади Ассор ва Муҳаммади Халилӣ ба суҳбати касирулбаҳҷати Шайх мераванд. Вай шахсан машғули табх шуда ва матлаи зерро месароид:

*Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ғамза ин*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин.*

Чун ба самъи Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ мерасад, мефармояд: «Шайх бисёр бузург аст, чаро бояд шеъре гӯяд, ки ҷуз маънии маҷозӣ муҳмале надошта бошад». Камол ҷавоб медиҳад, ки чашм айн аст, пас мешояд, ки ба лисони ишорат аз айни қадим, ки зот аст, бад-он таъбир кунанд ва абрӯ ҳоҷиб аст, пас метавонад буд, ки онро ишорат ба сифот, ки ҳиҷоби зот аст, доранд. Ва хидмат Мавлоно тавозуъ намудааст ва инсоф дода (5,551; 3,62-67).

**Пирони тариқати ӯ.** Дар «Нафаҳот-ул-унс», «Равзот-ул-ҷинон», «Тароиқ-ул-ҳақоиқ» ба номҳои Хоҷа Убайдуллоҳ, Шайх Зайниддини Хофӣ, Шайх Исмоили Сисӣ

бармехӯрем, ки шоир дар тайи мақомот тахти таъсири онҳо қарор гирифтааст. Вале байти зер маълум медорад, ки Камол низ мисли Ҳофиз барои худ пире барнагузидааст:

*Халқ гӯянд, ки бе пир мабар ранҷ, Камол,*
*Солхӯрда майи имрӯз беҳ аз сад пирам.*

**Камол дар зиндон.** Бино ба навиштаи муаллифи «Равзат-ус-сафо» Шайх муддате дар яке аз ҷиболи машҳур ба Қалъаи Санг маҳбус буда ва ин рубоиро гуфта, аз он ҷо халосӣ ёфтааст:

*Кай бошад аз ин танг бурун омаданам*
*Ном аст аз ин нанг бурун омаданам.*
*Гӯӣ магар аз санг бурун меояд,*
*Парвонаи аз санг бурун омаданам.*

Аммо рубоии мазкурро Шарафуддин Абдуллоҳ ибни Фазлуллоҳ мулаққаб ба Вассоф-ул-ҳазра аз шуаро ва муаррихини садаи ҳаштум ба Ҷамолиддини Хуҷандӣ (садаи 6ҳ.) нисбат додааст на Камол. Зоҳиран, гуфтаи Вассоф мақрун ба ҳақиқат менамояд, то навиштаи муаллифи «Равзат-ус-сафо» (Таҳрири Вассоф, с.107).

**Таърихи марги ӯ.** Таърихи марги ӯ дар тазкираҳо ба ихтилоф қайд шудааст бад-ин қарор:

| Санаи вафот | Номи тазкираҳо |
|---|---|
| 792 | «Тазкират-уш-шуаро»-и Давлатшоҳ, «Оташкада»-и Озар, Риёз-ул-орифин, Риёз-ул-ҷаннат, Қомус-ул-аълом, Islam Ansiklopedisi. |
| 793 | Маҷмаъ-ул-фусаҳо |
| 803 | «Нафаҳот-ул-унс»-и Ҷомӣ, Ҳабиб-ус-сияр, Риёз-ул-орифин, Авлод-ул-атҳор, Тароиқ-ул-ҳақоиқ, Равзот-ул-ҷинон, «Сомӣ ал-асомӣ»-и Мулло Ҳашрӣ, Islam Ansiklopedisi. |
| 808 | Маҷолис-ул-ушшоқ |

Рё дар феҳрасти худ ҷилди дувум, саҳ.633 ишорате ба иллати ихтилоф кардааст. Эҳтимоли қавӣ меравад, ки ҳақ ба ҷониби он даста аз тазкиранависоне бошад, ки қавли Ҷомиро қайд кардаанд. Чун илова бар он чи зикр шуд, муаллифи «Райҳонат-ул-адаб» ду ҷумлаи (Зиҳӣ офтоб бадри Камол=803) ва (Манбаи ҳусни моҳтоби ҷамол=803)-ро моддаи таърих қайд мекунад ва муаллифони «Сомӣ ал-асомӣ» ва «Авлод-ул-атҳор» қитъаи зерро, ки Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ (мутаваффо ба соли 859) дар таърихи марги ӯ сурудааст, шоҳид меоваранд:

*Орифи ҳақшинос Шайх Камол,*
*Ки ҷаҳонро ба шеъри тар бигруфт.*
*То сухан аз даҳан бурун афтад,*
*Кас сухан мисли он бузург нагуфт.*
*Ҳаштсаду се гузашт, к-он хуршед*
*Ҳамчу маҳ дар саҳоби ғайб нуҳуфт.*

Мулло Ҳашрӣ меафзояд: Таърихе, ки дар ҳини таҷриди мазор бар лавҳи марқадаш марқум аст, ин аст:

*Рафт аз ҷаҳон Камоли Хуҷанду ба ақл гуфт*
*Таърихи он: «Ба ҷониби фирдавс шуд Камол».*

Дар натиҷа ӯ дар таърихи 803 ҳиҷрӣ-қамарӣ даргузаштааст.

**Гӯри ӯ.** Ҳамаи тазкираҳо қабри вайро дар Табрез қайд кардаанд, магар соҳиби «Оташкада», ки менависад дар Язд вафот кардааст. Дар «Соми ал-асомӣ» мазкур аст, ки «пас аз намоз вирд мехонд ва то лафзи «ҳасбуналлоҳ ъинда-л-лиқо» бар забонаш рафт, ба олами бақо шитофт ва ӯро дар боғи мушаҷҷаре, ки (биҳишт) номаш карда буд, дафн карданд. Ин боғ дар Валиёнкӯҳ воқеъ аст, ки дар нимфарсангии Табрез қарор гирифта ва худ гӯяд:

*Аз биҳишти Худои азза ва ҷалл*
*То ба Табрез ним фарсанг аст…*
*Дар лавҳи мазораш ин байт марқум аст:*
*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Соҳиби «Равзот-ул-ҷинон» менависад: Шайх дар Валиёнкӯҳ хилват карда буд ва муриде ҳар шаб ба вай об мебурда ва як шаб об бурда, дид, ки Шайх бад-ин шеър мутаранним аст:

*Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,*
*Имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро.*
*Чун дид Камол он сари кӯ, тарки ватан кард*
*Булбул чу чаман дид, раҳо кард қафасро.*

Чун сабоҳ гашта, ҳазрати Шайх ба тариқи маъҳуд берун наёмада, суроғаш рафтанд ва диданд хиште зери сар ниҳода ва рӯй ба қибла оварда, аз марҷаи хок ба олами пок интиқол намудаанд. Аҳли Табрезро чун хабар шуд, ҳама аз сар по карда мутаваҷҷеҳи зовияи мутабаррикаи эшон шуда. Ба хотири баъзе аз аизза ин хутур карда, ки наъши мубораки эшонро нақли ҳазираи муқаддасаи ҳазрати Бобо Мазид намоянд. Чун хостанд, ки он ҷо баранд, тобут шикаста, мукаррар ин сурат воқеъ шуд. Билохира аз кароmоти вай ҳамчунон ки дар ҳоли ҳаёт таваҷҷуҳи том ба ин мақом дошта, дар ҳоли мамот низ намехоҳад, ки ҷои дигар равад ва дар ҳамон ҷо мадфунаш карданд. Ба соли 803 воқеъ гашт дар айёми Мирзо Мироншоҳ, ки волӣ буд.

Ҳаволии эшон баъзе аз арбоби сухан ва асҳоби ҳунар мадфунанд, мисли Мавлоно Тӯсии шоир, Мавлоно Алӣ Машраби Шарвонӣ, устод Беҳзоди наққош ва устод Султон Маҳмуди Муҷаллид, ки ин ҳар ду дар фанни корбори худ қарина надоштанд.

Кашфи буқъа ё хонақоҳи ин орифу шоири бузургвор ва ба мувозоти он кашфи мақбарат-уш-шуарои Сурхоб ба эҳтимоми ин ҷониб аз ифтихороти зиндагонӣ ва аз хотираҳои фаромӯшнашудании нигоранда ҳаст. Барои иттилои бештар ба «Равзот-ул-ҷинон» ва «Равзаи атҳор» руҷӯъ фармоед.

**Мақоми Камол дар пеши дигарон.** Шуарои бузурги мутасаввифе, ки пас аз ӯ омадаанд, аз вай ба бузургӣ ном мебаранд. Аз ҷумла, Ҷомӣ зимни муаррифии бузургоне аз асотидро, ки дар фанне аз фунун роҳнамои ӯ будаанд, Камоли Хуҷандиро дар ғазалсароии худ муаррифӣ мекунад ва мефармояд:

*Чашми ту сод асту сари зулф дол*
*Бо ту аз он ҳар ду моро сад хаёл…*
*Ҷомӣ аз он лаб сухан огоз кард*
*Шуд лақабаш тӯтии шаккармақол.*

*Ёфт камоле суханаш то гирифт*
*Чошние аз суханони Камол.*

Ҳамчунин, устод Ҷомӣ дар маснавии «Сабҳат-ул-аброр» иқди сиву нуҳум пас аз маломати нафси хеш аз асотиди сухан ба некиву эҳтиром ёд карда ва Камолро меваи расидаву покбӯстони зиндагӣ муаррифӣ мекунад.

Инак, қисмате аз маснавии мазкур, ки мутазаммини номи пешвоёни адаб аст, таяммунан нақл мешавад:

*Бин, ки чун саҳми аҷалро қавсе*
*Кард гардун зи паи фирдавсе.*
*Бо дили шақшуда чун ҷомаи хеш*
*Монд сарзер зи Шаҳномаи хеш.*
*Нозими Ганҷа Низомӣ, ки ба ранҷ*
*Адади ганҷ расонид ба панҷ.*
*Рӯзи охир, ки аз ин маҷлис рафт,*
*Ганҷҳо дода зи каф, муфлис рафт.*
*Гарчи мерафт ба сеҳрафшонӣ*
*Бар фалак дабдабаи Хоқонӣ.*
*Гашт помоли ҳаводис дабааш*
*Бесадо шуд чу даба дабдабааш.*
*Анварӣ куву дили анвари ӯ*
*Ҳикмату шеъри хирадпарвари ӯ.*
*Ку Заҳир он ки чу Хизр оби ҳаёт*
*Килки ӯ дошт равон дар зулумот.*
*Ҳар Камоле, ки Сифоҳоне дошт,*
*Ки ба каф теги суханронӣ дошт.*
*Шуд аз ин доираи дайри масир*
*Охируламр ҳама нуқспазир.*
*Кард ҳарфе, ки рақам зад Саъдӣ*
*Бар рухи шоҳиди маънӣ ҷаъдӣ.*
*Сарсари қаҳр чу шуд ҳодисазой*
*Омад он ҷаъди муанбар дар пой.*
*Ҳофиз аз назми баландовоза,*
*Сохт оини суханро тоза.*
*Лек рӯзу шабаш аз банди каманд*
*З-он баландӣ суи пастӣ афканд.*
*Пухт аз даври маҳу гардиши сол*
*Меваи боги Хуҷандиву Камол.*
*Лек боди аҷал он меваи пок*
*Рехт дар хиттаи Табрез ба хок…*

Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ низ ба Шайх иродат дошта ва суханони вайро овезагӯши ҳуш мекард:

*Шунидам ман аз шайхи комил Камол*
*Ду қудси ҳадису гирифтам ба дил.*
*Нахустинаш «ас-савму лӣ»-ву дигар*
*«Таҷавваъ таронӣ таҷаррад тасил».*

Хаёлии Бухороӣ (даргузашта 850) бештар аз Камоли Хуҷандӣ таъсир ёфта ва девони ӯро татаббуъ карда, чунонки худ гӯяд:

*То дар тариқи шеър Хаёлӣ камол ёфт*
*Номаш замона «Булбули боги Хуҷанд» кард.*

Мазоҳири ин таъсирот дар бархе аз ғазалиёташ мушоҳида мешавад. Нигоранда 16 маврид онро дар муқаддима бар девони Хаёлӣ (чопи Донишгоҳи Табрез, 1352) нақл кардаам.

Амиршоҳи Сабзаворӣ ҳам аз ҷумлаи мухлисону пайравони ин орифи бузургвор будаасту бас.

**Пайнавишт:**


1. Девони Камоли Хуҷандӣ / Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ. - Теҳрон, 1385.
2. Муин. Ҳофизи ширинсухан.
3. Ҳашрии Табрезӣ. Равзаи атҳор / Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ. – Табрез, 1371.
4. Хондамир. Ҳабиб-ус-сияр. - Ҷилди саввум.-Теҳрон.
5. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Нафаҳот-ул-унс / Ба кӯшиши Маҳдии Тавҳидипур. - Теҳрон, 1326 шамсӣ.



*Бадриддин Мақсудов*


## ВАЗЪИ ИҶТИМОӢ, ФАРҲАНГӢ ВА АДАБИИ ТАБРЕЗ ДАР АҲДИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Авзои иҷтимоӣ ва инкишофи касбу ҳунар. Табрез дар қисмати ҷануби Озарбойҷони Эрон мавқеият дошта, ба қавли муаррих ва ҷуғрофидони машҳури асри XIV Ҳамдуллоҳи Муставфӣ, мансуб ба иқлими чаҳорум аст ва бинои он ба фармони Зубайда - духтари Ҷаъфари Аббосӣ, завҷаи Ҳорунаррашид ба соли 175/802, ниҳода шудааст (49, 45). Табрез дар давоми мавҷудияташ то асри XIV чандин бор бар асари зилзилаву обхезӣ ва дигар ҳодисоти табиат хароб шудааст ва онро аз нав ободкардаанд (24 ,66; 19, 226; 35, 16). Табрез дар аҳди мавриди назари мо дорои боғистонҳои бисёр буда, обҳои гуворои Меҳронрӯд, Сардрӯд, Сурхоб, Чарандоб ва нуҳсаду чанд корез онҳоро шодоб менамуданд (49, 77). Анвои гуногуни ғалла ва меваҷот, хусусан, себу зардолу, ангуру олуи зард, муруду шоҳтут ва ғайра беҳтар аз ҳар ҷои дигар дар боғоти ин шаҳр мерасидааст (30, 16). Муҳаммад ибни Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ (тав.1288) - муншии шинохтаи Озарбойҷон шаҳри Нахчувонро таъриф намуда, дар зебоӣ ва сафо онро баъд аз Таб-рез гузошта менависад: “Шаҳре, ки дар маҷмӯи мамолик баъд аз Бағдоду Табрез мутаназзаҳе мисли он ҳеҷ надида буд ва ҳеҷ гӯш нашунида”(31, 468). Ҳамин муаллиф дар ҷои дигар менависад: “Мадинаи дорулмулки Табрез аз муъзамоти билоди мамолики ислом аст» (31, 481).

Шоири асри XIII ва ибтидои асри XIV Низории Қаҳистонӣ, ки дар моҳи муҳаррами соли 679 (майи 1281) Табрезро дидааст, аз зебоӣ ва фазои ҷонфизои он ба шавқ омада, дар сафарномаи манзуми худ чунин овардааст:

*Баъди ид, ар сокин, ар тез омадем,*
*Ғурраи моҳро ба Табрез омадем.*
*Ёфтам шаҳре макони айшу ҳур,*
*Мулки фирдавсе пур аз ғилмону ҳур.*
*Ҷаннате, к-аш ҳур пироман бувад,*
*Ҷои ман, вақте ки дил бо ман бувад (10, 92).*

Ҳарчанд дар тасвири Низорӣ муболиға аст, вале он аз ҳақиқат дур ҳам нест, зеро Низорӣ на ҳамаи шаҳрҳои дидаашро чунин васф кардааст. Масалан, шаҳри Боку дар назари ӯ шаҳри хурдакаки тира ва беҳаловат намудааст (10, 97). Камоли Хуҷандӣ низ, ки Табрезро ба ҷон мепарварид, дар ашъораш борҳо аз он бо муҳаббат

ёд намудааст. Масалан, дар мақтаи як ғазалаш Табрезро ба биҳишт монанд карда мегӯяд:

*Зоҳидо, ту биҳишт ҷӯ, ки Камол,*
*Волиёнкӯҳ хоҳаду Табрез (2, 74).*

Дигар:

*Табрез маро ба ҷои ҷон хоҳад буд,*
*Пайваста маро вирди забон хоҳад буд (15, 364).*

Васфи Табрез чун шаҳри бузурги зебову обод дар «Муъҷам-ул- булдон»-и Ёқути Ҳамавӣ (асри XIII), «Аҷоиб-уд-дунё» (муаллифаш маълум нест, асри XIII), «Таърихи оламорои Аббосӣ»-и Искандар Муншӣ, «Ҳафт иқлим»-и Амин Аҳмади Розӣ ва ғайра омадааст.

Мардуми Табрез сафедчеҳра, хушсурат ва мутакаббиру соҳибнахват будаанд (49, 77). Ҳамдуллоҳи Муставфӣ Табрезро ситоиш намуда, мардумонашро бағоят латиф ва ширинсухан зикр кардааст (49, 77).

Нуфуси аҳолиаш низ хеле бисёр будааст. Сафири испанӣ Руи Гонсалес де Клавихо тазаккур медиҳад, ки «дар Табрез 200 ҳазор хонавода, балки зиёдтар аз он вуҷуд дорад» (40, 54). Агар ҳар оила ба ҳисоби миёна иборат аз панҷ нафар дониста шавад, пас аҳолии он қариб ба як миллион рост меояд. Ин маълумоти Клавихо ба ахбори сайёҳи франсавӣ Журден де Северак, ки баъд аз Марко Поло дар ибтидои асри XIV аз Табрез дидан намудааст, пурра мутобиқат дорад. Ӯ навишта буд: «Аҷоиботи бузургеро ман дар Эрон дидам ва он ин аст, ки дар он ҷо калонтарин шаҳрест бо номи Тавриз, ки дусад ҳазор хонавода дорад» (39, 135). Агар маълумоти Рашидуддини Фазлуллоҳ дар бораи андозаи «Рабъи Рашидӣ» ва масоҳати «Шанби Ғозония» дуруст ҳисобида шавад, дар он сурат имкон дорад воқеан чунин бошад. Зеро як худи «Шанби Ғозон»-ро Рашидуддин аз масоҳати Табрези кuҳна бузургтар мегӯяд (42, 235). Дар ин масъала маълумоти Ҳофизи Абрӯ дар «Зайли «Ҷомеъ-ут-таворих»-и Рашидӣ низ хеле ҷолиб аст. Ӯ менависад: «Дар фасли харифи ин сол (771/1370) буд, вабои азим воқеъ шуд, чунонки қариб сесад ҳазор одамӣ фурӯ рафт ва чун вабо охир шуд, маълум набуд, ки касе аз Табрез талаф шуда бошад» (50, 196). Чунин маълумот дар «Равзат-ус-сафо»-и Мирхонд ҳам оварда шудааст (29, 187).

Аз ин санад ва шаҳодатҳои таърихӣ маълум мешавад, ки Табрез дар асри XIV шаҳри бузург ва сераҳолӣ будааст.

Машғулияти асосии аҳолии Табрез қаблан зироаткорӣ, боғдорӣ ва чорводорӣ будааст. Вале дар асри XIV омада авҷ гирифтани санъатҳои ҳунармандӣ дар шаҳрҳои ғарби Эрон, махсусан, дар маркази Озарбойҷон - шаҳри Табрез қобили таваҷҷуҳ аст. Ин шаҳр ҳанӯз дар асри XIII маркази муҳими саноатӣ - ҳунармандӣ, хусусан, шоҳибофӣ буд (37, 196). Аз пайванди қарнҳои XIII-XVI сар карда, дар замони элхониҳои муғули Эрон Табрез ба як маркази бузурги тиҷоратӣ, иқтисодӣ, сиёсӣ ва мадании тамоми Осиёи наздик мубаддал мешавад. Шурӯъ аз ҳамин давра Табрез тадриҷан ба он ҳадди азамату шукӯҳи ободонӣ расид, ки то муддатҳо яке аз муътабартарин шаҳрҳо ба ҳисоб меомад. Он дар давраи чӯпониҳо, ҷалоириҳо ва темуриён низ доруссалтанат, яъне пойтахти Озарбойҷон ба шумор мерафт (31, 7). Мувофиқи маълумоти Клавихо де Гонсалес, ки дар соли 1404 аз Табрез дидан намудааст, ин шаҳр дорои кӯчаву паскӯчаҳоиозода ва дӯконҳои ороста будааст, ки дар онҳо молҳои гуногун,сандал, тафту дурру ҷавоҳир ва ғайра мефурӯхтанд (37, 196). Клавихо дар сафарномааш менависад, ки «Табрез аз ҳама бузургтарин

вамуҳимтарин шаҳрҳои Эрон аст. Ин шаҳри тиҷоратӣ аст. Масоҳати шаҳр хеле азим ва аз ҷиҳати пулу мол бағоят пурсарват буда, ҳамарӯза хариду фурӯхт ба амал меояд» (40, 54). Маҳз дар ҳамин давраи мавриди назари мо нақши иқтисодии Табрез дар Озарбойҷон хеле меафзояд. И.П.Петрушевский Табрезро бузургтарин маркази тиҷоратии тамоми Шарқи Миёна меҳисобад. Таб-рез ҷои бордиҳӣ ва боргирӣ ва макони таҳвилхонаҳои бузурги тиҷоратӣ будааст (37, 195).

Роҳи асосии корвонгузар, ки дар он вақт Шарқро бо ғарб мепайваст, аз Табрез мегузашт ва корвонҳои тиҷоратии савдогарони Чин, Ҳиндустон, Хуросон, Хоразм, Гурҷистон, Ироқ, Луристон ва ғайра аз шоҳроҳи тиҷоратии Табрез гузашта, ба соҳилҳои баҳри Сиёҳ ва баҳри Миёназамин мебаровард (36, 184). Муҳаққиқи рус Я.М.Свет қайд мекунад, ки роҳи тиҷоратии Таб-рез аз ноҳияҳое мегузашт, ки аз роҳзанҳои хонигарии Олтинӯрда ва Миср эмин буд. Аз тарафи дигар, элхониҳо назар ба ҳукумати Миср аз савдогарон хироҷи кам мегирифтанд ва имкон медоданд, ки ҳама навъи молҳо ва ба ҳар тарафе, ки туҷҷор хоҳанд, гузаронида шавад (39, 51). Бинобар ин, роҳи тиҷоратии Табрез дар асри XIV ҳамеша пурҳаракат буд ва, аз ин рӯ, савдогарони чи ғарбиву чи шарқӣ аз гузаштан бо роҳи Табрез, ки ҳам арзон меафтиду ҳам амнияташ хуб буд, манфиатдор буданд. Ҳамин тавр, нуфузи Таб-рез ҳамчун шаҳри тиҷоратӣ торафт меафзуд. Сайёҳи винетсиягӣ Марко Поло, ки ҳанӯз дар солҳои 70-уми асри XIII аз Табрез гузаштааст, навиштааст, ки «Табрезро дидам, шаҳрест бузург ва боазамат, мавқеияташ хеле олист. Тамоми дунё ба ин шаҳр мол мефиристад. Барои хариди молҳои хориҷӣ туҷҷори лотинӣ он ҷо ворид мешуданд» (38, 60). Чунин тасвири шаҳри  Табрезро дар осори тамоми муаллифони Шарқу Ғарби асри XIV, ки онро дидаанд, метавон ба мушоҳида гирифт. Иоган Шилтбергер – сардори салибдорони бовариягӣ, ки дар ҷанги Темур ба Султон Боязид асир афтода, бисёр шаҳрҳои Осиёро дидааст, дар сафарномаи худ зикр мекунад, ки «Табрез шаҳри асосии тамоми Эрон аст ва оидоти Мироншоҳ аз ин шаҳр нисбат ба оидоти подшоҳи бузурги исавӣ зиёдтар аст, чаро ки ин шаҳр бузургтарин маркази муомилоти тиҷоратӣ аст» (60, 40). Роҳиби франсавӣ Одорике Порденонениз дар бораи Табрез навиштааст: «Ин шаҳр аз ҷиҳати тиҷорат машҳуртарин ва беҳтарин шаҳри дунёст…. Хон аз он зиёдтар андоз мегирад, нисбат ба он, ки подшоҳи франсавӣ аз тамоми қаламрави худ меситонад» (12, 384).

Чунин арзёбиҳои муаллифони аврупоии ин аҳд холӣ аз ҳақиқат нест. Зеро соҳиби «Равзат-ус-сафо» - Мирхонд даромади солонаи Табрезро дар ибтидои асри XIV болиғ бар 800 тумон (яъне 80 ҳазор динори тилло) донистааст (29, 203).

Ҳамин ҷиҳатҳо буд, ки Табрез дар асри XIV марказҳои тиҷоратие, мисли Бағдод ва Басраро фишор оварда, ба зинаи фаръӣ фароварда буд (16, 384). Муҳаққиқон А.С.Беретанитский ва Б.В.Веймарн барҳақ гуфтаанд, ки «Табрез дар асри XIV пуле буд миёни Шарқу Ғарб» (13, 5). Аҳамияти тиҷоратии Табрез баъд аз вайрон карда шудани Сарой 1393 ва Бағдод 1400 аз тарафи Темур боз ҳам зиёдтар гашт. Акнун воридшавии абрешим ва соири молҳо ба бозори Табрез афзунӣ ёфт, ба бозорҳои аврупоӣ низ бо роҳи Табрез бароварда мешуд. Ба ҳамин тариқ, Табрез дар асри XIV ягона шаҳре буд, ки чи аз ҷиҳати нуфуси аҳолӣ ва чи аз ҷиҳати иқтисодӣ назар ба вазъи то давраи муғулии худ хеле пеш рафта ва тараққӣ кард.

Бо назардошти он, ки касбу ҳунар симои шаҳрро ҳамчун ҷои доимии аҳолинишин муайян мекунад ва онро чун маркази иқтисодиву маданӣ нишон

медиҳад, дар ин хусус низ мухтасар тавақкуф мекунем. Назар ба маълумоти сарчашмаҳои хаттӣ шурӯъ аз асри XIII касбҳои гуногун дар Табрез интишор меёбад ва ба асри XIV омада ниҳоят тараққӣ мекунад. Дар асри XIV дар Табрез касбҳои шоҳибофӣ, наддофии пашм, қолинбофӣ, чакмандӯзӣ, рангрезӣ, чармгарӣ, аслиҳасозӣ, кулолгарӣ, тиллокорӣ, зарбофӣ, заргарӣ, ҷавоҳирсозӣ, шишасозӣ ва ғайра хеле инкишоф меёбад. Азбаски дар ибтидои асри XIV аз тарафи Ғозонхон ва вазири донишманди ӯ - Рашидуддин як силсила корҳои сохтмонӣ ва созмондиҳӣ ба роҳ монда шуда буд, аз ин рӯ, гуфта метавонем, ки як зумра касбҳои вобаста ба сохтмони бино ба мисли гилкорӣ, сангтарошӣ, гаҷкорӣ, дуредгарӣ, хиштрезӣ ва ғайра низ пеш рафта буд. Муҳаммад ибни Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ дар "Дастур-ул-котиб фӣ таъйини-л-маротиб" аз бисёр касбу пешаҳо мисли оҳангар, банноъ, наҷҷор, фаххор, ҳаҷҷор, искоф (мӯзадӯз), саббоғ (рангрез) ва ғайра, ки дар ин аср маъмул буд, ном мебарад (31, 6), ки баёнгари ривоҷу равнақи пешаҳои мутазаккира дар ин аҳд мебошад. Дар китоби "Аҷоиб-уд-дунё" оварда шудааст "ҳирфае нест, ки дар Табрез мустаъмал набошад. Дар он ҷо атлас, дебои чинӣ, кимхоб ва ҳоказо тайёр карда мешавад" (5, 50). Ҳамдуллоҳ Муставфии Қазвинӣ дар "Нузҳат-ул-қулуб" овардааст, ки "Мардуми Табрез фақиру ғанӣ аз касб холӣ нес-танд" (49, 77). Яке аз касбҳое, ки дар Табрез хеле интишор ёфтааст ва собиқаи қадимӣ дошт, ин қолинбофӣ мебошад. Ҳанӯз дар асри X қолинҳои табрезӣ дар бозори ҷаҳонӣ машҳур буданд. Аммо инкишофи комили қолинбофӣ аз асри XIV шурӯъ шудааст. Гузашта аз ин, пешрафти оҳангариву фулузкорӣ дар Табрез ба мушоҳида мерасад. Масалан, Абдулазизи Табрезӣ – писари усто Шарофиддини Табрезӣ деги дутонагии хеле машҳури масҷиди Хоҷа Аҳмади Ясавии воқеъ дар шаҳри Туркистонро рехтааст, ки беҳтарин намунаи инкишофи санъати рехтагарии Табрез дар асри XIV мебошад (9, 82). Аз мактуби № 51 "Мукотибот"-и Рашидуддин маълум мешавад, ки дар ибтидои асри XIV бисёр пешаварон ва ҳунармандон аз ҳар гӯшаву канори дунё худашон ба Табрез омада зиндагӣ ихтиёр менамудаанд (41, 343). Рашидуддин тавассути мактуб аз писараш Хоҷа Саъдуддини Ҳаким хоҳиш менамояд, ки "панҷоҳ нафар суфбоф аз Антокиё ва Сусу Тарасус (шаҳрҳоеанд дар Сурия- Б.М.) бифиристанд, аммо на бо заҷру зӯр, балки ба лутфу мувозотва чунон кунанд, киаз сари фароғи бол ва рафоҳияти ҳол мутаваҷҷеҳ гарданд. Ҳамчунон, бист нафар суфбоф аз Қибрис (Кипр-Б.М) равонаи доруссалтанати Табрез кунанд" (20, 345). Ҳамин тартиб аз бисёр нукоти ҷаҳон аҳли касбу пеша ва ҳунар на ба тариқи иҷборӣ, балки ихтиёран ба Табрез ҷалб карда мешуданд. Аз гуфтаҳои Ибни Батута маълум мешавад, ки "ҳар як аснофи пешаварон маҳалли махсусе доштанд, ки ба таҳия ва фурӯши маҳсулоти худ машғул мешуданд" (24, 225). Искандари Муншӣ низ навиштааст, ки "саканаи ин балдаи фохира (Табрез-Б.М.) аксар тоҷир ва аҳли ҳирфат ва саноатанд" (20, 308).

Сабаб ҳамин будааст, ки ҳатто Темур вақте ба Табрез дохил мешавад, назар ба ахбори Алии Яздӣ аз аснофи ҳунармандон ва пешакорон, ҳар кӣ дар қисме аз ақсом машҳур ва маъруф буд, ҳамаро хонакӯч ба Самарқанд мебарад (20, 290).

Муҳаққиқ М. Х. Гейдаров дар бораи шаҳрҳои Озарбойҷони асри XIV сухан ронда, онҳоро аз рӯи шуғли аҳолӣ ва сатҳи инкишофи умумӣ ба се гурӯҳ тақсим намудааст. Инҳо шаҳрҳое, ки касбу ҳунар ва тиҷорат дар хоҷагӣ нақши асосиро бозида, ҳунармандон, косибон, пешаварон ва тоҷирон аксарияти аҳолиро ташкил медиҳанд; шаҳрҳое, ки унсурҳои иҷтимоии онҳоро косибон ва деҳқонон ба таври

мусовӣ ташкил медиҳанд; шаҳрҳое, ки дар онҳоаҳли ҳирфа назар ба деҳқонон камтаранд. Гейдаров дар ин тақсимбандӣ ба типи аввали шаҳрҳо, пеш аз ҳама, Табрезро шомил намудааст, ки ин ба ақидаи муаллифони сарчашмаҳо мувофиқати том дорад.

Кадом омилҳо барои пешрафту тараққии касбу ҳунар мусоидат намудаанд? Дар ҷавоби ин суол бо назардошти мулоҳизоти муаллифони сарчашмаҳои хаттӣ метавон ба чунин хулоса омад, ки омили пешрафти касбу ҳунар дар Табрез, аввалан, амният ва осоиши хуби он дар ин аҳд аст. Сониян, сиёсати мутамарказонӣ ва ислоҳотии ҳукумати Ғозонхон, ки баъдтар ҳам давом кард, сеюм, инкишофи тиҷорат дар Табрез, чаҳорум, мавқеи хуби ҷуғрофии шаҳри Табрез – ҳамин чор омили асосии ба ҳамдигар алоқаманд боиси рушди босуръати касбу ҳунар дар Табрез гардид. Дар натиҷа, миқдори табақаи некӯаҳволии шаҳр бар замми рӯҳониён ва тоҷирони калон афзуда, доираи истифодаи маснуоти ҳунарӣ васеъ шуд.

**Ривоҷи улуми адабӣ.** Азбаски вазъи улуми адабӣ воситаи асосии муайян кардани ҳиссу завқи адабии замони гузашта аст, нигоҳи кӯтоҳе ба равиши илмҳои адабии қарни мавриди омӯзиш меафканем. Ин ҷо бояд арз шавад, ки мо ба улуми адабии ин аҳд аз рӯи фаҳмиши ҳамон рӯзгор наздик мешавем.

Дар асри XIV дар Табрез ва дигар ноҳияҳои форсизабонҳо, ки таълифоти гуногуне роҷеъ ба улуми адабӣ ба вуҷуд омаданд, мисли дигар асарҳои соҳаҳои гуногуни илм асосан характери таълимӣ доранд, яъне дар асри XIV дар илми баён, бадеъ, арӯз, қофия, балоғат, луғат, сарфу наҳв ва дигар соҳаҳои улуми адабӣ, асарҳои нав, ки дорои назарияи тоза бошанд, кам ба назар мерасанд. Рисолаҳое, ки дар ин давр таълиф шудаанд, асосан шарҳу тафсирҳо, ҳавошиву таълиқот бар асарҳои пешиниён ва талхисҳо, яъне мухтасари рисолаҳои қаблӣ мебошанд, ки барои омӯзиш ва таълими улуми адабӣ навишта шудаанд. Бо вуҷуди ин, баъзе китобҳо дар фанни шеъру иншо ҳам таълиф гардид, ки сармояи донишҳои адабии форсиро афзун гардонид. Маншаи бузурги фаъолияти олимони ин аҳд дар илми балоғат “Мифтоҳ-ул-улум”-и алломаи охири асри XII ва ибтидои асри XIII Сироҷиддин Абуляъқуб Юсуф ибни Абӯбакр Муҳаммади Саккокии Хоразмӣ (ваф. 1228) будааст (23, 292). “Мифтоҳ-ул-улум”-и Саккокӣ қариб тамоми соҳаҳои улуми адабиро фаро гирифта буд ва дар асри XIV низ яке аз муътабартарин китобҳои дарсӣ ба шумор мерафт. Аз ин рӯ, дар асри XIV ба ин китоб навиштани шарҳҳо, ҳошияҳо ва тартиб додани тахлисҳо аз рӯи он маъмул гардид. Аз ҷумла, аллома Қутбиддини Шерозӣ ба қисмати сеюми ин китоб, ки дар илми балоғат аст, шарҳе бо номи “Мифтоҳ-ул-мифтоҳ”-ро навишт (44, 292). Хатиби Қазвинӣ (ваф. 739/1339) бо номи “Талхис-ул-мифтоҳ” мухтасари қисмати сеюми “Мифтоҳ-ул-улум”-ро, ки оид ба илми маонӣ ва баёну бадеъ аст, тартиб дод. Дар шарҳи “Талхис-ул-мифтоҳ” Хатиби Қазвинӣ асаре навишт, бо номи “Ал-эзоҳ” (44, 293). Бар ин ду асари Хатиб олимони дигар мисли Фозили Халхот (ваф. 745/1344), ки Шамсиддини Зӯзанӣ (ваф. 795/1393), Ҷамолиддин ибни Муҳаммади Оқсароӣ (ваф. 800/1398) шарҳҳо навиштаанд. Забеҳуллоҳ Сафо навиштааст, ки “Талхис-ул-мифтоҳ” аз китобҳои муҳими дарсӣ шуд ва мударрисону толибони улуми адабӣ бад-он таваҷҷуҳи хос карданд” (16, 294).

Машҳуртарин шарҳи «Талхис-ул-мифтоҳ» китоби машҳури “Мутаввал” аст аз Саъдиддини Тафтозонӣ (722-792/1322-1390), ки аз муҳимтарин китоби дарсӣ дар илми балоғат маҳсуб мешуд. Тафтозонӣ дар улуми адабӣ осори зиёде таълиф

кардааст. Аз ҷумла, “Мақосид-ут-толибин” дар калом, “Иршод-ул-ҳодӣ” дар наҳв, “Шарҳи «Тасриф»-и ал-Иззӣ”, “Ҳошия бар “Кашшоф” ва чандин таълифоти дигар.

Ин ҷо аз аллома Мирсаид Шарифи Ҷурҷонӣ (740-816/1340-1413), ки муосири Тафтозонӣ буда, якҷоя бо ҳам дар дарбори Темур зиндагӣ ва фаъолият менамуданд, бояд ёдовар шуд. Донишманди мазкур ҳавошӣ ва таъликоти бисёр дорад, ки ба 50 адад мерасад (16, 295). Шарҳи қисми сеюми “Мифтоҳ-ул-улум”-и Саккокӣ ва шарҳҳои дигар ба осори Тафтозонӣ навиштааст. Ӯ ба “Қофия”-и Ибни Ҳоҷиб низ ба форсӣ шарҳ навиштааст, ки дар гузашта хеле маъруф буд.

Дар қарни XIV мухтасари дигари қисми сеюми “Мифтоҳ-ул-улум”-ро устоди Тафтозонӣ – Қозӣ Иззиддини Эҷӣ (ваф. 756/1355) бо номи “ал-Фавоид-ул-ғиёсия” навишта ва ба Хоҷа Ғиёсиддин Муҳаммад бахшид. Бар “Фавоид-ул-ғиёсия” аз шогирдони Қозӣ Иззиддин Шамсиддини Кирмонӣ (717-786/1317-1384) бо номи “Таҳқиқ-ул-фавоид” шарҳ навишт. Аз осори ӯ “Шарҳи мавоқиф”, “Шарҳи мухтасари Ибни Ҳоҷиб”, “Ҳошия бар тафсири Байзовӣ” ва ғайра маълуманд. Дар асри XIV бештарин китобҳо, ки доир ба улуми адабии форсӣ навишта шудаанд, албатта, таҳти таъсир ва тақлиди улуми адабии арабӣ таълиф шудаанд. Аз ҷумла, Маҳмуд ибни Умари Наҷотӣ аз удабои маъруфи нимаи аввали асри XIV рисолаи “ал-Қофия” навиштааст дар илми арӯз ва қофияи шеъри форсӣ, ки ба “Арӯзи Наҷотӣ” машҳур будааст. Ӯ ин асари худро ба Хоҷа Ғиёсиддин Муҳаммади Рашидӣ бахшидааст (16, 297). Аз китобҳои муҳим, ки дар илми балоғати форсӣ навишта шуд, “Ҳадоиқ-ул-ҳақоиқ”-и Шарафуддин Ҳасан ибни Муҳаммади Ромии Табрезӣ мебошад. Шарафуддини Ромӣ аз шоирон ва олимони машҳури қарни XIV буда, муосири Султон Увайси Ҷалоирӣ ва маликушшуарои Шоҳ Мансури Музаффарӣ (ваф. 790/1388) аст. Дар бораи ҷараёни зиндагӣ ва фаъолияти Ромӣ дар сарчашмаҳо маълумоти муфассале ба назар нарасид. Давлатшоҳи Самарқандӣ дар тазкираи худ зикр кардааст, ки “Шарафуддини Ромӣ марди донишманд буда ва соҳиби фазл, хусусан, дар илми шеър саромади рӯзгори худ будааст” (15, 344). Фақат ба эътирофи худи Ромӣ дар китобаш “Анис-ул-ушшоқ” метавон чунин натиҷа гирифт, ки ӯ аз шогирдони назариядони адабиёт Ҳусайн ибни Маҳмуди Кошӣ (ваф. 710/1310) будааст. Муҳаммад Алӣ Тарбият санаи фавти ӯро 795/1393 зикр кардааст (34, 191). Аббос Иқбол бошад, ба далели он, ки агар ӯ шогирди Маҳмуди Кошӣ бошад ва ҳам ду асари зикршударо дар авоили салтанати Султон Увайс (737-776/1337-1374) навишта бошад, то ба соли 795/1393 зинда будани ӯ изҳори шак намудааст (44, 3).

Шарафуддини Ромӣ “Ҳақоиқ-ул-ҳадоиқ”-ро дар шарҳи “Ҳадоиқ-ус-сеҳр”-и Рашиди Ватвот навиштааст (56). Аз навиштаҳои Ромӣ дар муқаддимаи ин китоб бармеояд, ки ноқидон ва донишмандони дарбори Султон Увайс чунин назар доранд, ки “Ҳадоиқ-ус-сеҳр”-и Ватвот муҷмал аст ва ба тафсил эҳтиёҷ дорад. Сипас ба амри Султон Увайс Ромӣ рисолаи “Ҳақоиқ-ул-ҳадоиқ” дар шарҳу тафсили “Ҳадоиқ”-и Ватвот мураттаб сохтааст (56, 2). Асари мазкур аз ду қисм иборат аст: Қисми аввал дар суханони Рашиди Ватвот ва тавзеҳи онҳо дар 50 боб ва қисми дуюм дар истилоҳоти мутааххирон дар ин фан бо истифода аз намудҳои шеъри муосиронаш дар 10 боб. Шарафуддини Ромӣ дар қисми аввал ҳар як аз мавзӯоти калони Ватвотро бо тасрифоте нақл карда ва сипас тавзеҳоте бар он афзудааст.

Аз мутолиаи ин асар чунин натиҷа гирифтем, ки қисмати аввали он сирф шарҳу тафсири “Ҳадоиқ-ус-сеҳр” нест. Шарафуддини Ромӣ зимни шарҳи гуфтаҳои Рашиди

Ватвот иловаҳое низ аз худ овардааст ва бо мисолҳо ақидаҳояшро ба субут расонидааст. Аз ҷумла, дар хусуси иҳом чунин навиштааст: Рашид оварда, ки иҳом калимаеро гӯянд, ки ба ду маънӣ шомил бошад ва ба наздики ман мебояд, ки ба чанд маънӣ муштамил бошад.

Байт:

*Дил акси рухи хуби ту дар оби равон дид,*
*Вола шуду фарёд баровард, ки моҳӣ?*

Иҳоми ин байт яке "моҳ" аст ва яке "моҳӣ" ва яке "моҳият" (56, 58). Байти мазкур аз Имоди Фақеҳи Кирмонӣ аст. Яъне, шоир гуфтааст, ки дил акси рухи ту дар об диду фарёд баровард, ки "ин моҳӣ аст?" ё "акси моҳ аст?" ё "моҳияти ин чист?". Ба ҳамин монанд иловаҳоро ҳарчанд ҷузъӣ аст, метавон дар бобҳои истиора, ҳусни тахаллус, ҳашв ва ғайра дарёфт кард. Дар қисми дуюми "Ҳақоиқ-ул-ҳадоиқ", ки аз 10 боб иборат буда, аз шарҳи "Ҳадоиқ-ус-сеҳр" берун аст, санъатҳои бадеие, ки таърифу тафсир шудаанд, ғолибан, ҳама санъатҳои лафзии шеърӣ, мисли мавқуф, каломи зоиду мукаррар, истифҳому муғолата, тазоду акс, мусаббаъву мусамман, мазил, мусалсал ва ғайра бо ақсому анвояш мебошад. Тавре ки пештар ҳам зикр шуд, бештари мисолҳои дар ин қисмат овардашуда, аз таровишҳои табъи шоирони ҳамзамони муаллиф аст. Пас маълум мешавад, дар санъати шоирони ин аҳд, низ суханварон мисли дигар эҷодкунандагони саноеи нафиса дар баробари диққат додан ба маънӣ, ба тазйини сухан низ таваҷҷуҳ зоҳир менамуданд ва ин падида дар назарияи шеъри ин вақт низ инъикос ёфтааст.

Ба қавли муаллифи "Суханварони Озарбойҷон" Ромӣ рисолаи дигаре ҳам дар илми бадеъ бо номи "Бадоеъ-ус-саноеъ" дар Табрез навиштааст, аммо ҳеҷ кадом аз тазкиранависон аз он ёд накардаанд. Бино ба шаҳодати ӯ як нусхаи хаттии ин асар, ки соли 1225/1810 китобат шудааст, дар китобхонаи донишгоҳи Теҳрон таҳти рақами 4213 мавҷуд аст. Давлатободӣ муқаддимаи он нусхаро дар "Суханварони Озарбойҷон" нақл кардааст (3, 463-464). Аз он маълум мешавад, ки Ромӣ дар ин рисола таърифи 16 санъат – тарсеъ, таҷнис, саҷъ, иштиқоқ, зуқофиятайн, истифҳом, иҳом, мутазод, мутародиф, рад-ул-аҷузи илосадр, истиора, лузуми моялзам ва ғайраро оварда бо мисолҳо музайян сохтааст. Давлатободӣ дар хусуси ҷузъи дуюми "Ҳақоиқ-ул-ҳадоиқ" ва ё рисолаи мустақил будани он дар мулоҳиза ронда, дар асоси баъзе далелҳо онро асари мустақил ҳисобидааст, ки қобили қабул аст.

"Анис-ул-ушшоқ"-и Ромӣ низ дар илми бадеъ буда, аз муқаддимаи хурд, 19 боб ва хотима иборат аст. Ин асар намунаҳои байту пораҳои шеъриеро, ки шоирони асрҳои X-XIV дар васфи аъзои зебоиҳои зоҳири маъшуқа, мисли мӯй, ҷабин, абрӯ, чашм, мижгон, рӯй, хат, хол, лаб, дандон, даҳон, гардан, қад, миён ва ғайра гуфтаанд ва дар ин замина ташбеҳоти рангину ҷолиб сохтаанд, дар бар мегирад. Шарафуддини Ромӣ дар ин асараш образҳои шеърии дар асоси мафҳумҳои мазкур ба миёномадаро таҳлил ва тасниф карда, ғолибан муродифҳои арабӣ ва гоҳо паҳлавию юнонии онҳоро меорад. Аз ин рӯ, ин асар, ки худ ҷанбаи таҳқиқӣ дорад, барои тадқиқи таҳаввули минбаъдаи образҳо дар шеъри ғиноии классикии форсу тоҷик ва, махсусан, анвои ташбеҳот аҳамияти фавқулодда дорад. Масалан, Шарафуддини Ромӣ дар сифати мижгон сухан ронда чунин зикр намудааст: "Ҷамъе аз шуарои қадим мижгонро "ҳиндувони оинадор" ё "алмоспора" гуфтаанд, ки ин ташбеҳот хилофи ташбеҳоти мутадовил аст" (55, 17). Барои ин даъво ӯ аз Асҷадӣ ва Муиззӣ

мисол овардааст ва тазаккур додааст, ки чунин ташбеҳсозӣ дар шуарои баъдӣ ба назар намерасад. Ё навиштааст: “Баъзе шоирон соқи маъшуқаро ба “уннобу бақам” сифат кардаанд ва ин ташбеҳот дар ин аҳд мустаъмал нест” (55, 53). Ба ҳамин монанд фикрҳои дигарро низ дар “Анис-ул-ушшоқ” метавон пайдо кард. Ногуфта намонад, ки хотимаи асар молики аҳамияти хос аст. Ромӣ дар он андешаҳои назарияи худро пиромуни санъатҳои бадеӣ, аҳамияти таносуби лафзу маънӣ дар шеър, шеъри асилу шоири асил, моҳияти умдаи ҳунари шоирӣ ва ғайра изҳор доштааст.

Шамсиддин Муҳаммад Фахрии Исфаҳонӣ (1275-1349) шоир ва донандаи машҳури арӯз ва дигар ақсоми улуми адабӣ буда, муосири Хоҷа Ғиёсиддин Муҳаммади Рашидӣ ва Абӯисҳоқи Инҷу аст. Ин адиб, асосан, ба сохтани шеъри маснӯъ масруф будааст. Ӯ қасидаи маснӯи бузурге бо номи “Махзан-ул-буҳур ва маҷмаъ-ус-саноеъ” дар саноеи бадеӣ ва авзони арӯзӣ дар мадҳи Хоҷа Ғиёсиддин Муҳаммад сохтааст, ки муштамил бар 55 баҳр ва ҳар баҳр мутазаммини санъате аз саноеи “Ҳадоиқ-ус-сеҳр”-и Ватвот аст (23, 128). Шамс Фахрии Исфаҳонӣ дар соли 745/1344 китобе низ бо номи “Меъёри Ҷамолӣ ва мифтоҳи Абӯисҳоқӣ” навишта, ба Абӯисҳоқи Инҷу бахшидааст. Ин китоб аз 4 қисмат-арӯз, қофия, балоғат ва луғат иборат аст. Нусхаи қаламии “Меъёри Ҷамолӣ” дар китобхонаи филиали институти шарқшиносии АФ СССР воқеъ дар Ленинград таҳти рақами В-560 нигоҳ дошта мешавад (11, 10). Тавре ки худи Шамси Фахрӣ дар муқаддимаи асараш навиштааст “дар маҷмӯи ин чаҳор китоб ҳеҷ шеъри бегона аз ашъори мутақаддимон ва мутааххирон нест, илло чанд байти маъдуд, ки зарурати иштиҳодро оварда буд, балки ҷумла мухтареи табъу мубтадеи хотири бандаи заиф аст” (54, 3). Қисмати чоруми “Меъёри Ҷамолӣ” ҳамчун луғати тафсирии Шамси Фахрӣ машҳур аст ва ба муддати тӯлонӣ баъд аз “Луғати фурс” дуюмин луғати машҳур ба ҳисоб мерафт. Ин луғат соли 1885 аз тарафи К.Залеман чопи интиқодӣ шудааст. Аз мушаххасоти умдаи луғати мазкур иборат аз он аст, ки моддаи луғавӣ аз ҳарфи охиринаш бо тартиби алифбои арабӣ тавзеҳ карда мешавад. Шамс Фахри Исфаҳонӣ дар ин луғати худ калимаҳои сирф форсие, ки бештари онҳо барои форсизабонони имрӯзӣ мафҳум аст, вале аз истеъмол баромадааст (масалан, рӯзбон - денивальный), ҷамъу тавзеҳ кардааст. Ҳамчунин, дар ин луғат шарҳи калимаҳои суғдӣ, паҳлавӣ ва туркӣ низ дучор мешавад, ки барои мутахассисони соҳаи забон ҷиҳати омӯзиши вазъи забони форсии асри XIV маводи хуб медиҳад. Дар ин давра таълифоти алоҳидае дар илми луғат навишта шудааст, ки “Сиҳоҳ-ул-аҷам”-и Шамсиддин Муҳаммад ибни Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ (маъруф ба Шамси Муншӣ), ки ба номи Хоҷа Ғиёсиддин Муҳаммад бахшидааст (Ҳоҷӣ Халифа дар “Кашф-уз-зунун” иштибоҳан ин асарро ба Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ-падари Шамси Муншӣ нисбат додааст) (51,74), “Кашф-ул-эъроб”-и Ҷамолиддин Муҳаммад бинни Муҳаммади Табрезӣ ва ғайраро метавон ном бурд. Яке аз китобҳои бузурги энсиклопедие, ки дар аҳди мавриди мутолиаи мо дар Табрез (соли 1335) навишта шудаасту хеле ҷолиб аст, “Нафоис-ул-фунун фӣ ароиси-л-уюн”-и Шамсиддин Муҳаммад ибни Маҳмуди Омулӣ (ваф. 753/1352) мебошад. Муҳаммади Омулӣ мударрис буда, аз алломаҳои он рӯзгор ба шумор мерафт (16, 241). Ин асари ӯ қариб ҳамаи илмҳои ақливу нақлии мутадовил дар асри XIV-ро дар бар мегирад. Омулӣ дар муқаддимаи китоб навиштааст: “Савоб чунин намуд, ки ин китоб ба ду қисм мураттаб шавад, қисме дар улуми авохир”(33, 7). Шарҳи илмҳои адабӣ дар қисмати улуми авохир, яъне улуми аҳди ислом дар мақолаи аввал

овардааст. Муҳаммади Омулӣ улуми адабии замони худро ба 16 навъ ҷудо намудааст, ки иборатанд аз хат, ҷудо намудааст, ки иборатанд аз хат, луғат, иштиқоқ, тасриф, наҳв, маонӣ, баён, бадеъ, арӯз, қавоъид, фарз, накд-уш-шеър, давовин, амсол, иншо, истифо мебошад (33, 7). Ҳоҷӣ Халифа дар “Кашф-уз-зунун” навиштааст, ки “Муҳаммад ибни Маҳмуди Омулӣ, ки дар ҳар фанне таълифоте дорад, хостааст ҳамаи онҳоро дар китобе воҳид бо номи “Нафоис-ул-фунун фӣ ароиси-л-уюн” ҷамъ оварад ва адади илмҳои ҷамъовардаи ӯ дар ин асар ба 120 расонидааст” (51, 607). Аммо бояд гуфт, ки ба қавли худи Омулӣ (33, 7) ва таъйиди Забеҳуллоҳ Сафо ҳамаи илмҳои баёншуда дар “Нафоис-ул-фунун” 160 адад аст.

Қисмати улуми авохири “Нафоис-ул-фунун” дар омӯзиши масъалаҳои умумии назарӣ ва амалии фununи адабӣ, хосса, дар шинохти истилоҳоти гуногуни адабиётшиносии он аҳд аҳамият дорад.

Аз донишмандони дигари охири асри XIV ва ибтидои асри XV-и Табрез Ваҳиди Табрезӣ аст, ки дар Табрез ба дунё омада, таҳсил ва касби камол кардааст. Ӯ ду асари муҳим таълиф намудааст. Яке “Мифтоҳ-ул-бадоеъ” ва дигар “Ҷамъи мухтасар” барои таълими додарзодаи муаллиф дар ҳудуди солҳои 1417-1420 навишта шудааст (18, 19). Чунин ба назар мерасад, ки ҳадафи аслии Ваҳиди Табрезӣ дар “Ҷамъи мухтасар” асосан тавзеҳи қоидаҳои умумии арӯзу қофияи шеъри форсӣ будааст. Ӯ, илова бар ин, зимни муайян намудани вазни абёте, ки ба таври мисол фаровон овардааст, санъатҳои бадеии онҳоро низ муайян ва ташреҳ кардааст. Хуллас, ин асар ҳам мисли дигар асарҳои роҷеъ ба фанни шоирӣ навишташудаи он аҳд дастури хуби таълимӣ барои фаро гирифтани фанни сухангустарӣ мебошад.

Китоби дигаре, ки зикри он ин ҷо воҷиб аст, “Ҷавоҳир-ул-асрор”-и Шайхи Озарӣ мебошад. Ин адиби донишманд, ки ба шаҳодати сарчашмаҳои хаттӣ дар соли 866/1462 дар синни 82-солагӣ аз олам гузаштааст, дар соли фавти Камоли Хуҷандӣ 17 сол доштааст. Пас гуфтан мумкин аст, ки ӯ ҳаёти адабии асри Камолро дарк кардааст. “Ҷавоҳир-ул-асрор”-ро Озарӣ дар соли 840-и ҳиҷрӣ, мутобиқ ба 1437 мелодӣ навишта ба анҷом расонидааст. Ин китоб ба қавли Давлатшоҳи Самарқандӣ, маҷмӯаест аз “наводиру амсол ва шарҳу абёти мушкила ва ғайру золика” (20, 455). “Ҷавоҳир-ул-асрор” аз чор боб иборат буда, ҳар боби он муштамил бар чандин фасл аст, ки он фаслҳо дар навбати худ ба чандин сир тақсим мешаванд. Боби чоруми китоб “Дар баёни каломи шуаро” дар даҳ фасл мураттаб шудааст. Шайхи Озарӣ дар ин боб абёту порчаҳои мушкилеро аз жанрҳои гуногуни шеърии шоирони бузурги гузашта ва муосири худ шарҳу эзоҳ додааст. Аз ҷумла, дар фасли сеюм чанд байт аз ғазалиёти Камоли Хуҷандӣ ва дар фасли панҷум, ки “дар баёни ишколи муқаттаот” аст, як қитъаи Камолро шарҳу тафсир кардааст. Дар охир муаллиф роҷеъ ба баҳрҳои вазни арӯзи форсӣ мухтасар таваққуф намуда, дар баробари он баъзе навъҳои нодири ташбеҳ ва санъатҳои лафзии шеърӣ, мисли иҳом, тарсеъ, таъқид ва ғайраро таъриф намуда, бо мисолҳо эзоҳ додааст.

Азбаски дар асри XIV насри фанниву бадеӣ низ ривоҷ дошт, дар назария ва амалияи анвои гуногуни он, хосса насри муншиёна, баъзе китобҳо навишта шудаанд. Масалан, Шамсиддин Муҳаммад ибни Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ дар фанни иншо ва муросилот асаре бо номи «Дастур-ул-котиб фӣ таъйини-л-маротиб»-ро дар соли 1365-66 таълиф карда, ба Султон Увайси Ҷалоир бахшидааст. “Дастур-ул-котиб”-ро олими озарӣ А.А.Ализода дар ду ҷилд дар Маскав (ҷ.1, 1962, ҷ.2, 1973) ба табъ

расонидааст. Ин асар дастури нависандагии он аҳд буда, оиди тарзи иншои мактуботи расмиву ғайрирасмӣ ва қоидаву тартиботи он мебошад. Нахҷувонӣ дар ин китоб роҷеъ ба одоби нависандагӣ ва шароити он низ баҳсҳо кардааст. Муҳаммад ибни Алии Хоразмӣ ҳам китоби судманде бо номи “Ҷалолия” дар илми мукотиба таълиф намудааст (16, 298).

Гуфтан лозим аст, ки ҳама китобҳои зикршуда на танҳо дар асри XIV, балки дар асрҳои XV-XVI ва минбаъд ҳам барои фаро гирифтани улуми адабӣ барои шоирону нависандагон ва адабиётшиносон ба ҳайси манбаъҳои муҳим хидмат кардаанд.

**Ривоҷи шеъру шоирӣ.** Санъати шеър дар асри XIV идомаи муттасили шеъри асри XIII буда, аз давраҳои муҳими таҳаввули он мебошад. Тавре ки дар қисми улуми адабӣ дидем, шарҳу таълиқот ва асарҳои гуногуне дар улуми адабия, махсусан дар илми сегона – арӯз, бадеъ ва қофия таълиф шудаанд, ки ҳамин худ бозгӯкунандаи ривоҷи шеър дар ин аҳд мебошад. Мо ин ҷо кӯшиш мекунем, ки фақат ба вазъи шеъру шуарои Табрези асри XIV бо назаргирии он, ки Камоли Хуҷандӣ дар он муҳити адабӣ фаъолият дошт, чашмандозиҳо намуда, мушаххасоти умдаи шеъру шоирии он давраро то ҳадде муайян намоем. Бояд гуфт, ки дар ин хусус ҳам шеършиносон ва ҳам худи шоирони он аҳд то андозае дахл кардаанд.

Яке аз донишмандони соҳибназар ва дақиқсанҷи каломи мавзуни ин давр Шарафуддин Ромии Табрезӣ аст. Давлатшоҳ, ки Шарафуддини Ромиро “хусусан дар илми шеър саромади рӯзгори худ будааст” мегӯяд (20, 341), ҳақиқати ин чиз аз осори ӯ низ ҳувайдо аст. Пас чунин ҳукм равост, ки андешаҳои назарии ӯ дар мавриди шеъру шоирӣ инъикоскунандаи тарзи фаҳмиши дақиқи масъалаи мазкур дар аҳди мавриди омӯзиши мо мебошад. Бинобар ин, ҳангоми муайян намудани афкори назарии асри XIV дар бораи шеъру шоирӣ ба андешаи ин марди фозил амиқтар бояд назар афканд.

Ромӣ дар хотимаи “Анис-ул-ушшоқ”-и худ дар хусуси шеъру шоирӣ бисёр андешаҳои ҷолиби диққат ва қобили мулоҳиза баён намудааст. Ӯ шеърро як санъати махсусу фавқулодда ва шоири дар кори худ муваффақ ва соҳибистеъдодро шахси саодатманд ҳисоб мекунад. Ӯ ҳарчанд аз як тараф, “каромат шаққе бувад аз муъҷизот ва шеър навъе аз сеҳр” (55, 59) мегӯяд ва лутфи табъро “натиҷаи назари Ҳақ” медонад, аз тарафи дигар, ба масъала хеле дуруст наздик шуда зикр мекунад, ки “аммо касбро мадхале тамом аст ва саъйро эътиборе азим, ки ба тадриҷу қарору интизор тарбият гардад” (55, 60). Яъне, ҷидду ҷаҳд, кӯшишу корро аз эътибор соқит нанамуда, шоириро на як кори бадоҳатӣ, балки як протсесси тадриҷӣ ва эволютсионии фаъолияти зеҳнӣ ҳисоб мекунад, албатта, бо назардошти саъю заҳмат. Ӯ меафзояд, ки “бар мустаиддон пӯшида нест, ки умре дар илме сарф мебояд кард, то бар ҳақиқати он бирасанд ва коме бароваранд” (55, 60). Ин андешаҳои Ромӣ аз он ҷиҳат низ ҷолиб ва қобили қабул аст, ки худи ӯ бар замми шеършинос будан шоири пуртавоне ҳам буд. Яъне, Ромӣ назарияи худро дар бораи шеър дар амалияи эҷоди бадеияш таҷассум намудааст. Аз назари Ромӣ байти шеър устувор бар чаҳор рукн аст, ки онҳо иборатанд аз лафз, маънӣ, санъат ва хаёл. Дар сурате байт солим ва маъмур хоҳад шуд, ки ба ҳамин “аркони арбаа” мустаҳкам бошад. Ромӣ ба ҳар чор рукн диққати махсус дода, онҳоро шарҳ додааст. Ӯ мегӯяд: “Лафз қишр асту маънӣ лубби ӯ”. Яъне, ба таври дигар ифода карда шавад, лафз ин суроби калима ва иборат

аст ва маънии он гавҳари мазмуни вай аст. Санъат бошад, (санъати шеърӣ) "бар ҳуруф мутараттиб аст ва ба ҳасби талаффуз дар иборат ояд" (55, 61). Ромӣ хаёлро шарҳ дода, онро "гулгунаи рухсори арӯси маънӣ" (55, 61) мегӯяд. Ин ҷо "хаёл" бо истилоҳоти имрӯзии "фантазия", "воображение", "вымысел" мувофиқ аст ва дақиқтари онро А.Н.Болдырев "поэтическая выдумка" (14, 149) номидааст. Аз мулоҳизоти Ромӣ роҷеъ ба хаёл чунин маълум мешавад, ки ӯ ба ҳайси шеършинос аз андешаҳои олимони пешгузаштааш Арасту, Ибни Сино, Шамс Қайси Розӣ ва, хосса, Насриддини Тӯсӣ огоҳии том дошта, афкори эшонро оид ба моҳияти шеър ва шахси шоир вобаста ба протсесси адабии замонаш такомул додааст. Ромӣ, ки "хаёл"-ро "гулгунаи рухсори арӯси маънӣ" мегӯяд, пай бурдани он душвор нест, ки ӯ ҳам мисли Насриддини Тӯсӣ хаёлро мансуб ба маънии шеър медонад. Дар воқеъ ҳам лафз ва хаёли рангин дар якҷоягӣ маъниеро дар либосе пероста ироа мекунад ва дар натиҷаи охир ин ё он фикр ё ғояи муайян талқин мешавад. Манбаи офариниши хаёл "қувваи мутахаййила", яъне нерӯи димоғии шоир аст, ки онро Ромӣ "машшотаи рухсори арӯси маънӣ" медонад. Шеъри барҷастаи дилнишин ҳамон аст, кихаёлангез бошад. Аз ин рӯ, шеърро тасвири хаёли шоирона бояд донист. Ромӣ тақозо мекунад, ки вусъати хаёл дар қалам ба дараҷаи ифрот нарасад ва аз фаҳм дур воқеъ нагардад. Аммо эҷоди чунин шеъри комил кори саҳл нест. Бинобар ин, ӯ таъкид мекунад, ки "ба хаёли камол тавон расид ва ба камоли хаёл натавон расид" (55, 61). Шарҳи ин ҳукм чунин аст, ки ҳар шоир то дараҷаи камоли худ хаёлпардозӣ мекунад ва пештар аз он рафта наметавонад. Доманаи хаёл бошад хеле фаррох ва беохир аст ва ба камоли хаёли шоирона расидан маҳол аст. Ин монанди он аст, ки имконияти донишпазирӣ ва маърифаткунии инсон ҳудуд надорад. Пас тасвири мухайяли ҷанбаҳои мухталифи падидаҳои табиат ва зиндагӣ ба фаросат ва назокати завқи эстетикии гӯянда вобаста аст, ки он ҳам сарҳад надорад. Ба ҳар ҳол аз он ҷиҳат, ки шоир кашфҳои шоиронаи худро дар сухан меорад, яъне талаффуз мекунад. Ромӣ овардааст, ки "сухангӯйро нақшбанди бод гуфтаанд, чаро ки дар сухан ҳар нақш бар бод нақш мебандад" (55, 62). Аз навиштаҳои Шарафуддин Ромӣ ва бархе шоирони ин аҳд маълум мешавад, ки баъд аз Хоҷа Насриддини Тӯсӣ суханшиносони асри XIV дар фаҳмиши шеър ва моҳияти аслии он бозпас ба консепсияи мутақаддимон бозгашт намуда, дар ҷавҳари шеър, пеш аз ҳама хаёлро унсури асосӣ мешинохтагӣ шуданд. Чунин ранг гирифтани масъала, аз як тараф, нуфузи андешаҳои адабию эстетикии Насриддини Тӯсӣ ва пешгузаштагон дар шинохти шеър бошад, аз сӯи дигар, ин натиҷаро дар пешрафту такомули табиии каломи рехта бояд ҷуст, ки торафт ва беш аз пеш ҷанбаи ҳунарии он боло мегирифт. Рехтагӯёни ин давр бештар ба нуктасанҷӣ, маъниофаринӣ ва тааҷҷубангезии калом таваҷҷуҳ зоил менамуданд. Инҳо ҳамафақат дар заминаи вусъати хаёл ва барҷастагии қувваи мутахаййилаи шоирон метавонист ба миён ояд. Ҳамин тасвири хаёлоти шоирона аст, ки нозуктарин торҳои эҳсоси шунаванда ё хонандаро таҳрик менамояд, бармеангезад ва ӯро ба дунёи ҳис ва андеша мекашонад, дар дилаш завқеву нишоте эҷод мекунад. Бад-ин васила табиати инсонро ба табиати моддӣ пайванд медиҳад. Яке аз шоирони боистеъдоди Табрез, ҳамзамони Камол - Ассори Табрезӣ дар маснавии "Меҳру Муштарӣ" дар боби "Сабаби назми китоб" ба ҳамин нукта ишора намуда фармудааст:

*Сухан чун май нишотангез бояд,*

*Ки то хотир бад-ӯ рағбат намояд.*
*Зи гул бошад чаманро об дар ҷӯй,*
*Зи мул бошад бутонро ранг дар рӯй.*

Камоли Хуҷандӣ низ асоси суханварии худро бар ҳамин тарз ниҳодааст. Аз ин рӯ, дилкашии шеъри худро дар "пурхаёлӣ" ва "мухайялӣ", яъне пуробурангии он мебинад:

*Нақши Чин гарчи дилкаш аст, Камол,*
*Нақши килки ту пурхаёлтар аст (30, 90).*

Ё дар ҷои дигар мегӯяд:

*Баъд аз ту аз қаринон дар қарнҳо аз ин сон,*
*Шеъри тари мухайял сар то ба по кӣ гӯяд? (10, 344).*

Дар ҳақиқат, ҳар шеъри дилангез ҷанбаи қавии хаёлӣ дорад, ҳар гуна маъниро фақат дар партави хаёл метавон шоирона баён кард. Лафзи "хаёл" дар шеъри шуарои асри XIV-и Табрез, хосса, дар ашъори Камол ба маъниҳои гуногуне, мисли тасвир, тасаввур, фикр, накш, акс, ёд, гумон, пиндор ва ғайра низ хеле фаровон омадааст, ки дар заминаи ҳамин маъниҳо образҳои бадеӣ офарида мешавад. Аз ин ваҷҳ, хаёл компоненти муҳими ҳама гуна тасвирот аст. Хаёл аст, ки ба шоир имкон медиҳад дар лаҳзае ҳосили андешаи худро бо тамоми ҷузъиёти маънавиаш, ки онро метавон фақат тасаввур намуда, баъдан ба идроки он гузашт, дар қолаби калимот рехта тақдими хонанда намояд. Пас, ба қавли Шафеии Кадканӣ "хаёл маҷмӯи имконоти баёни ҳунарӣ аст, ки дар шеър матраҳ аст ва заминаи аслии онро анвои ташбеҳ, истиора, иҳом, асноди маҷозиву рамз ва гунаҳои мухталифи ироаи тасовири зеҳнӣ ташкил медиҳад" (3, 15). Аз ин нуқтаи назар "хаёле", ки Ромӣ дар назар дорад, ҳамоно тасвирест зеҳнӣ барангезандаи ҳиссу хаёли хонанда.

Гузашта аз ин, Ромӣ ба таносуби калом дар шеър диққати махсус дода, риоя шудани онро як амри фарз медонад ва онро "ҷони сухан" ва меъёри муҳими шеъри асил меҳисобад. Зеро таносуби комили калима ва таркибҳои байт мутобиқати услубиву мундариҷавии шеърро таъмин намуда, боиси устувории устухонбандии он мегардад.

Баъдан, Ромӣ принсипҳое, ки бояд дар шеър риоя шавад, ташреҳ намудааст. Назар ба гуфтаҳои ӯ чунин натиҷа ҳосил мешавад, ки сухан бояд сафои оинаро дошта бошад, яъне равшан ва фасеҳ бошад. Ҳамчунин, латофати обро дошта бошад, яъне равон бошад ва сухан поку бикр бошад (55,62). Яке аз шартҳои дигари шоириро Ромӣ дар ростгуфторӣ ва росткории шоир донисла мегӯяд: "Мизони табъи аҳли назм иқтизои ростӣ кунад ва сухангӯи соҳибкамол бояд, ки ростгуфтор ва дурусткирдор бувад, то сухани ӯ баландӣ ёбад" (55, 63).

Дар гузашта яке аз талаботе, ки назди аҳли санъат гузошта мешуд, пок намудани қалб аз ҳама гуна олоишот ва кудурот буд. Яъне, санъаткор бояд дили пок ва ахлоқи накӯ дошта бошад. Ромӣ низ аз шоир ҳамин чизро тақозо намуда навиштааст: "Сафои зулоли сухан аз манбаи дил аст. Ҳар гоҳ, ки маҷрои об баста шавад, об ҷорӣ нагардад ва замири оина сурати маънӣ аст, то оина равшан набувад, маънӣ чӣ гуна сурат бандад? Мудом, ки мутакаллим ба авсофи ҷамил мавсуф нагардад, аз таҷаллии наварӯси олами ғайб (илҳом-Б.М.) рӯи гушоиш наёбад ва пайвас-та бояд, ки шоирро талаби ҳусн ғолиб бувад ва ҳусни талаб (яъне шоир бояд ба ҳусни тарзи адо бикӯшад, на ба тарзи силаситонӣ- (Б.М.),то сухани ӯ силсилаҷунбони ҳалқаи ушшоқ гардад..."(55, 64). Тавре ки дида мешавад, Ромӣ ин ҷо

назарашро дар бобати меъёри одоб ва этикаи шоирӣ ифода намуда, аз шоир тақозо дорад, ки шараф ва эътибори сухангӯйиро нигаҳ дорад.

Шайх Озарӣ низ дар "Ҷавоҳир-ул-асрор" шоирони асил ва боистеъдодро васф намуда, мақоми онҳоро дар ҷомеа хеле арҷ мегузорад. Маълум мешавад, Озарӣ хуб мефаҳмид, ки шоир аз пешбарандагони маданияти маънавии халқ аст. Аз ин рӯ, ӯ статуси иҷтимоии фаъолияти шоириро хуб дар назаргирифта, шоиронро дар зинаи иҷтимоӣ мисли Низомӣ баъд аз анбиёҳо меҳисобад ва эшонро "хусравони иқлими аҳду аср" медонад (53, 149б).

Шоир шеър мегӯяд ва шеър ба фикри Озарӣ низ зодаи тахайюли шоир аст. Агар он ҳунармандона гуфта шуда бошад, нуфузаш ба эҳсосоти одамон хеле муассир воқеъ мешавад. Ӯ менависад: "Оташи гуфтори эшон (шоирон-Б.М.) машъалаи ғозибони куфркушой бо анвои бикрашон мӯниси гирифтори шаби фироқ ва доруи фикрашон марҳами дили маҷрӯҳи ушшоқ навозандагони ранҷурони захми шамшери мувaддат ва барозандагони арӯсони маҳди меҳру муҳаббат, забони эшон мифтоҳи абвоби ганҷи малакутӣ ва дили эшон ганҷинаи ҷавоҳири асрори лоҳутӣ" (53, 149б). Тавре ҳам, ки дида мешавад, Озарӣ дар шеър бештар ҷанбаи эҳсосиро мебинад, ки ин чиз, албатта, ба вазъи иҷтимоии замон иртиботи сахт дорад ва дар амалияи эҷодии шоирони ин давр низ хуб ба мушоҳида мерасад. Аз ҷониби дигар, ӯ ба "оташи гуфтор", "навои бикр", "доруи фикр" ва "забони чун мифтоҳ"-и шоир аҳамият медиҳад, ки ҳамаи ин ишора ба ҳунари шоирона аст.

Дар воқеъ, дар асри XIV ҳунари шоирӣ пеш рафта, услуби баён дар шеър хеле ба камол расида буд. Шоирон бо истифода аз паҳлӯҳои гуногуни шакливу маънавии лафз ба дарёфти маънӣ ва баёни ҳунармандонаи он мекӯшиданд. Азбаски дар ин давр протсесси такмили шеъри ирфонӣ идома дошт, ба ҳам пайвастани ҳунармандонаи шаклу маънӣ дар сухан боло гирифта буд. Тавре ки дар фаслҳои гузашта дидем, дар ин аҳд дар Табрез санъатҳои гуногуни нафиса, умуман маданияти моддӣ ва маънавӣ рӯ ба тараққӣ ва таҳаввул ниҳода буд ва аҳли ҳунару санъат дар баробари амиқрафти мазмуну мундариҷа ба тазйин ва ҳашамнокии маҳсули дасту завқи худ мепардохтанд. Шеър низ, ки як ҷузъи санъати зебо аст, дар ин амр дар канора намонд. Дар ин мас-ъала ҳанӯз Шиблии Нуъмонӣ дуруст изҳори назар намуда буд: "Шоирӣ ва иншоъпардозӣ ҳар ду бо тамаддунякнавохт мароҳили такомул мепаймояд. Яъне, тамаддун дар ҳар пояе бошад, шоирӣ низ ҳамдӯш ва бад-он гуна хоҳад буд" (58, 66). Адабиётшиноси намоёни рус Д.С.Лихачев низ қайд кардааст, ки "Услуби замона барои ҳамаи санъатҳо ва барои тамоми даври худ ягона аст ва фақат дар марҳалаҳои муайяни инкишофи идроки эстетикӣ арзи вуҷуд мекунад" (25, 202). Ба эътибори он гуфтаҳо шоирон низ мисли соири санъаткорон тобеи гармонияи услуби ягонаи бадеии вақт буданд. Шоирони зиёде ба майдон омада буданд, ки ба ифодаи маъниҳои тозаву дақиқ дар шеър ва корбурди саноеи бадеӣ дар он эътибори хос медоданд. Бад-ин тартиб "дар шеъри ин аҳд сабке маснӯъ ва парвардаи тахайюлоти дуру дароз ба вуҷуд омад ва асоси пояи хаёлбофӣ ва мазмунсозӣ ва санъатгарӣ дар шеър сареҳан ба мушоҳида мерасад" (26, 448). Шоирон дар ҷустану пайдо кардани мазмунҳои ғарибу бикр ва ёфтани нуктаҳои амиқ талоши фаровон ба харҷ дода, аз ҳамдигар пешӣ меҷустанд. Хуллас, диққати зиёд додан ба шаклу маънии лафз ва таваҷҷуҳ намудан ба лутфу табъ яке аз

нишонаҳои услуби умумии шеъри ин давра шуд. Завқи эстетикии давр ҳаминро тақозо мекард.

Агар ба равиши шеъри асри XIV ва навиштаҳои шоирони ин аҳд назар афканем, мебинем, ки шуаро дар аксари жанрҳои шеърӣ, мисли маснавӣ, ғазал, қасида, қитъа, рубоӣ, тарҷеъбанд, фардбайт, муаммо ва ғайра эҷод намудаанд. Жанрҳои номбаршуда, ҳарчанд ба тариқи анъанаи пешиниён идома карда омад, вале маснавӣ ва ғазал дар ин аҳд баъзе таҳаввулотро аз сар гузаронд. Дар воқеъ ҳам маводи адабии мавҷуда ба мо имкон медиҳад гӯем, ки таваҷҷуҳи шоирон ба ин ду жанри шеърӣ нисбатан бештар будааст. Аз ин рӯ, мутахассисон асри XIV-ро асри густариши маснавӣ ва ғазал низ номидаанд (43, 137). Аз адабиётшиносони муосир Н.Сайфиев, ки достонҳои асри XIV-и форсу тоҷикро нисбатан мукаммалтар омӯхтааст, онҳоро аз ҷиҳати шаклу мундариҷа ва сохташон ба чанд гурӯҳ тақсимбандӣ намудааст. Назар ба таснифоти ӯ достонҳои дар ин аср таълифшуда, достонҳои таърихӣ, фалсафӣ-дидактикӣ, ишқӣ-лирикӣ ва достонҳои эпикии романӣ мебошанд ва ҳама дар шакли маснавӣ навишта шудаанд (45, 11).

Ин ҷо мо метавонем аз “Зафарнома”-и Ҳамдуллоҳи Муставфӣ, “Шоҳаншоҳнома”-и Аҳмад бинни Муҳаммади Табрезӣ, “Гулшани роз”- и Маҳмуди Шабустарии Табрезӣ, “Ҷоми Ҷам” ва “Даҳ нома”-и Авҳадии Мароғаӣ, “Меҳру Муштарӣ”-и Хоҷа Муҳаммад Ассори Табрезӣ ва ғайра ном барем, ки намоёнгари ривоҷи достоннависӣ дар ҳаёти адабии Табрез низ мебошад. Аз ҷиҳати ҳаҷм калонтарин маснавии ишқӣ-лирикии достонсароёни Табрези ин аҳд “Меҳру Муштарӣ”- и Ассори Табрезӣ мебошад, ки баъдтар аз тарафи Ҷомӣ баҳои сазовор гирифтааст.

Н.Сайфиев дар асоси таҳлили ҳаматарафа ва далелҳои эътимоднок ба чунин хулосаи одилона меояд, ки “сужетҳои “Меҳру Муштарӣ”, “Фироқнома”, “Ҷамшеду Хуршед”, “Гулу Наврӯз” ба куллӣ нав мебошанд. Чунин сужетҳоро дар адабиёти хаттии форсу тоҷик то асри XIV мо вонамехӯрем” (45, 11). Достонҳои “Ҷоми Ҷам”, “Даҳ нома”, “Меҳру Муштарӣ” ва ғайра аз ҷиҳати композитсия, хусусиятҳои услубӣ ва ҳалли мавзӯъ асарҳои типи нав мебошанд (45, 11).

Дар баробари рушди маснавӣ миёни жанрҳои мутадовили давр ғазал мақоми бешоиба дорад. Дар ин аҳд шоир ба суроғ намеояд, ки дар ин жанри нафис табъ наозмуда бошад. Хубтараш ба гуфтаҳои шоир ва шеършиноси ин давра Шайх Озарӣ гӯш фаро диҳем, ки мегӯяд: “Пӯшида нест, ки аз ҷинси ҷавоҳири фununи шеърия ҳеҷ ришта латифтар ва гавҳаре шарифтар аз риштаи ҷавҳари ғазал нест, ки ҳама самараи аъмолу мақомот ва аҳволу натиҷаи ишқу муҳаббат бо маъшуқ ва муварриси асрори фироқу висол аст, ҳосил, ки чамани фунуни ашъор аст ва тоифае мутағаззилон булбулони гулзор ва тӯтиёни шаккаристони аҳли гуфторанд:

*Аз фунуни шеър фанни беҳтарин омад ғазал,*
*Чун накӯрӯён, ки дар сурат беҳанд аз ҷинси инс.*

Ҳамчунон ки ин фанни шариф аз фунуни сухан пуршеваву фитнагар ва дилрабою ғамзазан аст, ишқварзон ва соҳибони ин ҳирфа ҳама азиз-ул-вуҷуду оламгир ва шаҳрошубу турфатабъ ва танассуҷгӯю адимулмисл ва нодиратуттавр бошанд” (53, 180а).

Азбаски Озарӣ ғазалро мофавқи фунуни шеърия медонад, ғазалсароро низ “хориҷи тоифаи шоирон” медонад ва меафзояд, ки ин гурӯҳро аҳли лутфу табъ

хонанд” (53, 180 а). Дар ин гуфтаҳои худ Озарӣ ҳам ғазалро аз нуқтаи назари шеършиносии аҳди худ таъриф додааст, ҳам моҳияти бадеии онро то андозае кушодааст ва ҳам мавқеи ғазалсароро миёни шоирони дигар муайян намудааст. Яъне, Озарӣ мақому эътибори шоири ғазалгӯро миёни соири суханварон болотар арзёбӣ мекунад. Аз ҷониби дигар, вақте ба навиштаҳои Озарӣ нек менигарем, маълум мешавад, ки дар ин маврид ӯ на танҳо назари шахсии худро баён кардааст, балки назари эстетикии шеършиносони он замонро ифода кардааст. Яъне, дар аҳди мавриди назар мақоми ғазалгӯёнро аз мартабаи шоирони дигар ба маротиб болотар медонистанд. Дар воқеъ ҳам шоирони ғазалсаро тараннумкунандагони ҳақиқии ишқу зебоӣ ва барангезандагони шавқу завқ ва дилбастагӣ ба ҳаёту муборизаву талош баҳри комёбӣ дар зиндагӣ, хуллас муттакои қалби афроди ҷомеа буданд. Гузашта аз ин, жанри ғазал барои шоирони ғазалсаро мадори озмоиши табъ ва имкони васеъ ҷиҳати ибрози ҳунар дар ифодаи туғёни эҳсосоту андешаҳои ботинӣ мебошад. Шоирони ғазалсарои асри XIV анъанаи ғазалсароии гузаштагон, хосса Саъдӣ, Амир Хусрав ва Ҳасани Деҳлавиро идома дода, дар пешбурди ин жанр боз ҳам ба дастовардҳои нав ноил гардиданд.

Натиҷаи чакидаҳои табъи латифи як қатор шоирони ғазалгӯ мисли Хоҷу, Имоди Фақеҳи Кирмонӣ, Ҳофиз, Салмони Соваҷӣ, Камоли Хуҷандӣ ва дигарон буд, ки инкишофу таҳаввули жанри ғазал ба ҳадди аъзамӣ расид. Протсесси ташаккули он ҳамчун жанри олии шеъри ғиноӣ ба таври расмӣ асосан анҷом пазируфт. Шоирони ин аҳд якчанд хусусиятҳои шаклӣ-композитсионие, ки дар ғазали асри XIII ҳанӯз роҳи такомул мепаймуд (28, 40), дар чавкоти ғазали худ мустаҳкам намуданд. Инҳо иборатанд аз тақсимкунии фазои дохилии ғазал ба пораҳои композитсионию мавзӯӣ, дар дохили ғазал риояи принсипи мухторияти байтҳо, маҳдудкунии ҳаҷми ғазал аз 7 то 12 байт ва ҳатмӣ будани зик-ри тахаллус дар мақтаи ғазал. Вобаста ба ин хусусиятҳои зикр-шуда се типи композитсионии ғазал-пароканда; мусалсал (43, 148) (ё якпора) ва воқеабанд сареҳан ба назар мерасад, ки миёни ин шаклҳо типи аввал мавқеи намоён дошт. Доираи мавзӯъ ва мундариҷаи ғазал низ дар ин давра васеъ шуд. Ба қавли дурусти Забеҳуллоҳ Сафо дар ғазалсароии асри XIV ғазали орифонаву ошиқона ба ҳам даромехт ва аз ин омезиш шеваи нав дар ғазал ба зуҳур пайваст. Дар ин шева аз тарафе, афкори олии ирфонӣ ва нукоти амиқе аз ҳикмат ва тафаккуроти шоирона ва аз тарафи дигар, забони латифи шоирони ғазалгӯй ва диққате, ки онон дар ҳифзи зоҳирии алфози худ ба кор мебурданд, ба якдигар ҳамроҳ шуд (22, 323). Ин ҷо ҳаминро метавон илова кард, ки барои шоирони ғазалсарои ин аҳд маъвои тасаввуф мактаби дигари ҳунари шеърӣ буд. Азбаски “хамирмояи тасаввуф ишқу муҳаббат аст” (47, 69), онҳо мекӯшиданд, нозуктарин эҳсосоти ишқиро бо латифтарин калимоту иборот арз намоянд. Дар баробари ҳамаи ин гуфтаҳо ҳаминро ҳам бояд қайд кард, ки завқи зебоишиносии хонандагони он аҳд низ такмил ёфта буд. Чунин ғазале мавриди писанди онон қарор мегирифт, ки маънӣ ва мазмуни тоза дошта бошад, дорои хаёлоти дақиқи шоирона буда, тарзи адои он тааҷҷубангез ва барангезандаи хаёли хонанда бошад. Камоли Хуҷандӣ низ ба чунин нукта ишора намуда гуфтааст:

*Камол ашъори ақронат чу эъҷоз,*
*Гирифтам, сар ба сар ваҳй асту илҳом.*
*Чу холӣ аз хаёли хос бошад,*

*Хаёл аст он, ки гирад шуҳрати ом (31, 512).*

Ҳама нозукбаёнӣ ва борикандешиҳои Камол барои ифодаи хаёли хоси бикр, ба таъбири устод С.Айнӣ “мазмуни хоси тозаи обнарасида” (4, 228) мебошад ва дар ин кор ӯ, дар воқеъ, маҳорати фавқулодда дошт, ки боиси пайравии дигарон мегашт. Аз ин рӯ, Зайнулобидини Муътаман зикр кардааст, ки “Баъд аз Амир Хусрав ва Хоҷа (Ҳофизи Шерозӣ-Б.М) шуарое чун Камоли Хуҷандӣ ва пайравони ӯ дар мазмунтарошӣ ва ба истилоҳи худашон “хаёли хос” қадамҳои тоза бардоштанд ” (24, 353).

Аз пайравони Камоли Хуҷандӣ Амиршоҳӣ низ гуфтааст:

*Шоҳӣ, хаёли хос бигӯ аз даҳони дӯст,*
*Чун нест лаззате суханони шунидаро (6, 5).*

Шайхи Озарӣ низ ба тарзи адои ғазал диққати махсус дода латофат, зарофат ва такаллуф дар каломро аз муҳимтарин мушаххасоти ғазал медонад (53, 180а). Ҳамчунин, нозукӣ ва вусъати хаёлро бар он илова намуда, каммияту камоли ғазалро дар ҳамин сифатҳо мебинад. Шеършиноси машҳури асри гузашта Шиблии Нуъмонӣ ҳам пиромуни ғазал андеша ронда, мулоҳизаҳое наздик ба ҳамин маъниро ифода намуда навиштааст: “Забони ғазал забоне аст хос, ки дорои назокат, латофат ва билохира шӯху зариф мебошад ва барои чунин забоне, албатта, хотирот ва хаёлоти хос ҳам лозим аст” (59, 42). Хаёли хос, яъне ибтикору ихтирои хоси шоиронааст, ки онро адабиётшинос А.Сатторов “оригинальная поэтическая выдумка” (46, 21) номидааст. Шоир дар асоси таҷрибаи шеърӣ нозуктарин эҳсосоти отифии худро ба риштаи тасвир мекашад ва робитаи инсонро бо табиат намоиш медиҳад. Лафзи хос муқобили ом аст. Ом, яъне умумӣ, куҳна, маъмулӣ гуфтан аст. Хос бошад, муқобил ё акси ом аст. Ба маънии ҷадид, тоза, нав, яъне ғайри ом, ғайримаъмулӣ, ғайри мутадовил аст. Яъне, он кашфиёти тозаи бадеиро, ки шоир дар натиҷаи мушоҳидаҳояш аз падидаҳои табиат ва зиндагӣ ба вуҷуд меорад, ба тарзи нав баён мекунад. Тасвири чунин хаёли хоси шоирона, ки ба масъалаи тарзи баён низ иртибот дорад ва шоирро гоҳо ба такаллуф мерасонад ва тавре ки зикр шуд, Озарӣ такаллуфро чун сифати ғазал ном гирифтааст. Пас такаллуф чист? Маънии луғавии такаллуф махориҷи изофӣ, зинату ороиш аст. Шоир аз тамоми имконоти забонӣ, воситаҳои тасвир суд гирифта, ба василаи лафз наққошӣ мекунад, ба тарзи хос наққошӣ мекунад. Азбаски адабиёт ҳунари забонӣ аст, ҳунари худро дар коркарди забон нишон медиҳад. Аз ин рӯ, такаллуф бештар иртибот дорад ба завқ ва ҷаҳони маънавиву маърифатии шахси эҷодкор. Дар як вазъу рӯҳияи муайяни завқӣ шеъри баланде сохтан аст. Ин дар сурате ҳунар аст, ки ба дараҷаи ифрот нарасад. Дар амри ба чунин савияи ҳунарӣ ғазал гуфтан аз миёни шоирони асри XIV Камол гӯӣ сабқат рабуда буд. Таҳқиқоти дар ин замона бурдаамон моро ба чунин хулоса овард, ки дар асри XIV ғайр аз мактаби ғазалсароии Шероз, ки ба сарварии Ҳофизи Шерозӣ фаъол буд, мактаби ғазалсароии Табрез низ вуҷуд дошт ва он маркази хаёлпардозӣ ва маъниофаринӣ буда, симои барҷастаи он, ё метавон гуфт сарсилсилаи он барҳақ Камоли Хуҷандӣ буд.

Азбаски Камол, ба қавли С.Айнӣ “устоди бузурги забон аст” (4, 229), такаллуфоташ зишт воқеъ намешуд. Ӯ тарзе ғазал мегӯяд, ки такаллуфаш маълум намешавад, агар бошад ҳам, хушоянд аст, зеро решаи маънавии қавӣ дорад.

Такаллуфҳои Камол на танҳо мавриди қабули аҳли завқи он рӯзгор воқеъ мешуд, балки худаш ҳам онҳоро меписандид. Ҳамин аст, ки ӯ гуфтааст:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*“Каллиминӣ ё ҳумайро”- и ман аст (ҷ.2, 539).*

Аз ин бармеояд, ки Камол лафзбозиҳо ва такаллуфоти хешро меписандидааст. Яъне, Камол низ мисле, ки Муҳаммад (с) тарзи такаллуми Оишаро дӯст медошт, такаллуфоти худро хуш доштааст. Камол, дар воқеъ, шефтаи лафзи зебо буд, онро дар шеъраш ба гуна-гуна мақомҳо паҳлӯгардонӣ мекард ва арзиши онро ҳам хуб мефаҳмид. Ба таври дигар, шоир набзи калимотро ба даст дошт ва хуб медонист, ки куҷо ва чӣ тавр ба кор барад, то сиҳати калом бар ҷой монад. Чунин ба назар мерасад, ки шоирони ҳасуде ҳам пайдо мешуданд, ки дар ин равиш аз Камол пешӣ меҷустанд, вале бар он муваффақ намешуданд. Инро мо аз он факте, ки Шайхи Озарӣ дар “Ҷавоҳир-ул-асрор” овардааст, метавонем бифаҳмем. Озарӣ навиштааст: “Дар замони Шайх Камоли Хуҷандӣ аз хабисони Табрез ба ҷиҳати ифҳоми Камол ду байте фароҳам оварда буданд ва филҳақиқа онро маънӣ мураттаб набуд ва он ин аст:

*Субҳ чу бар хати уфуқ ҷилва диҳад бадеъро,*
*Маркази кулл инон кашад нуҳ фалаки сареъро.*
*Сайри сареҳи Фарқадон аз фалаки ҳамоилӣ,*
*Шакли мусалласӣ диҳад шаш ҷиҳати рабеъро (53, 194 а).*

Воқеан ҳам, ин ҷо зиёдаравӣ дар такаллуф аст, ки шеърро зишт намуда, аз салосат берун бурдааст. Маълум мешавад, дар Табрези асри XIV дар гуфтани шеъри нағзу сара ҳеҷ кас бо Камоли Хуҷандӣ баробарӣ намекардааст. Инро мо аз навиштаҳои Шайхи Озарӣ низ хуб фаҳмида метавонем. Ӯ дар бораи ғазал сухан ронда менависад: “Афзал-ул-мутааххирин Шайх Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, ки билоназири мотақаддам ва мотааххири худ аст ва лафзану маънан ин ҳирфаро (ғазалсароиро - Б.М.) ба камоли худ расонидааст ва чунонки ҳақ ин тавр аст, доди нозукӣ ва латофату хаёл дода” (53, 170 а). Аз ин ҷо ҳусни назар ва таваҷҷуҳи Шайхи Озарӣ ба тарзи сухани Камол бараалоина мушоҳида мешавад. Аз муҳаққиқони муосир Ян Рипка оид ба хусусиятҳои бадеиву услубии эҷодиёти Камол мухтасар суҳбат намуда, ишора ба “мактаби эҷодӣ”- и Камол намудааст, ки бисёр шоирон шомили мактаби ӯ буданд (28, 253). Дар воқеъ ҳам Камоли Хуҷандӣ ғазалсарои турфатабъи Табрези асри XIV аст, ки аксари шоирон таҳти таъсири ӯ даромада, аз эҷодиёти диловези ӯ чошниҳо бардоштаанд. Аз ҷумлаи чунин шоирон Ҳоҷӣ Муҳаммад Ассори Табрезӣ мебошад. Соли тавлиди Ассор ба мо маълум нест, вафоташ дар соли 1390 воқеъ гардидааст. Ӯ тамоми умри худро дар зодгоҳаш Табрез сипарӣ намудааст. Ассори Табрезӣ на танҳо ҳамасри Камоли Хуҷандӣ,балки аз зумраи дӯстони ҳамнишини ӯ ҳам будааст (52, 275). Назар ба навиштаи Саид Нафисӣ, Ассор ба ғайр аз маснавии “Меҳру Муштарӣ” (соли 1377 навиштааст) девони ғазалиёт низ дорад. Муҳаммад Алии Тарбият аз девони Ассор истифода кардааст ва навиштааст, ки “Маҷмӯи девони Мавлоно (Ассори Табрезӣ – Б.М.) муштамил бар фунуни аш-ъор ва қасоид ва ғазалиёт ва муқаттаоту рубоиёт ва ғайру золик” (34, 276). Манучеҳр, мулаққаб ба Бадеи Табрезӣ (соли тавлид ва даргузашташ маълум нест) низ аз шогирдони Камоли Хуҷандӣ буда, шоири маъруфи он замон буд (44, 193). Ӯ ғайр аз маснавии “Муҳаббатнома”, ки бо номи “Анис-ул-орифин” низ маъруф аст, ғазал ҳам сурудааст. Суханвари дигаре, ки Камоли Хуҷандӣ бо ӯ муносибати наздики дӯстона дошту ҳамроҳаш нишастухез ва мулоқотҳо дошт, шоири соҳибдевон, вале камшинохташуда Ардашер ибни Ҳасан Маозии Табрезӣ (соли тавлид ва даргузашташ маълум нест) мебошад. Ҳамчунин, дар асри XIV дар

Табрез як идда шоирон мисли Муҳаммад Ширини Мағрибӣ, Шайх Кучаҷи Табрезӣ, Ҳоҷӣ Аминуддини Табрезӣ, ки дар ғазал Нурӣ тахаллус мекард (ваф.758/1357), Амир Муҳаммад Бадриддини Табрезӣ, Мавлоно Дарвеши Самурғонӣ, ки бо тахаллуси Каримӣ эҷод мекард, Шарафуддини Ромии Табрезӣ, Масеҳии Табрезӣ, Қосим-ул-анвор, шоирони зӯфунун Сайрафии Табрезӣ, Хоҷа Абдулҳайи Табрезӣ ва дигарон дар сабки шеъри Камол суханпардозӣ мекарданд. Дар бораи шоирони зикршуда шоҳзода Нодир Мирзо дар "Таърих ва ҷуғрофии дор-ус-салтанати Табрез (ба замимаи шарҳи ҳоли бузургон)", Муҳаммад Алии Тарбият дар "Донишмандони Озарбойҷон", Саид Нафисӣ дар "Таърихи назму наср дар Эрон ва дар забони форсӣ", Азизи Давлатободӣ дар "Суханварони Озарбойҷон" ва дигар муаллифон сухан рондаанд.

**Пайнавишт:**


1. Азизи Давлатободӣ. Суханварони Озарбойҷон. – Табрез, 1355. – 579 саҳ.
2. Азизи Давлатободӣ. Девони Камоли Хуҷандӣ // Оянда. Шумораи 10, соли 8-ум, 1361.
3. Айнӣ С. Камоли Хуҷандӣ // Куллиёт. – Душанбе: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1963.-ҷ.11, китоби 1. – саҳ. 222-231.
4. Ализода А.А. Социально-экономическая и политическая история Азербайджана XIII-XIV вв.-Баку: Изд-во АН Аз.ССР, 1956. – 419 с.
5. Амир Шоҳии Сабзаворӣ. Девон /Тасҳеҳ, ҳавошӣ ва муқаддимаи Саиди Ҳамадиён.-Теҳрон, 1341. – 459 с.
6. Амин Аҳмади Розӣ. Ҳафт иқлим /Бо тасҳеҳ ва таълиқи Ҷаводи Фозил. - Ҷ.3, 1340. – 520 с.
7. Атоулло Маҳмуди Ҳусайнӣ. Бадоеъ-ус-саноеъ /Бо сарсухан, тавзеҳот ва таҳрири Р.Мусулмонқулов. - Душанбе: Ирфон, 1974. – 221 с.
8. Афсаҳзод А. Лирика Абд ар-Рахмана Джами: Проблемы текста и поэтики.-М.: Наука, 1988. – 326 с.
9. Баевкий С.И. Описание персидских и таджикских рукописей Института народов Азии. Вып. 4.-М.: Изд-во вост.лит., 1962. – 77 с.
10. Байбурди Ч.Г. Жизнь и творчество Низари-персидского поэта ХШ-XIV вв.-Москва.: Наука, 1966. – 269 с.
11. Болдырев А.Н. К вопросу о литературно-критических взглядах Джами и его современников //Народы Африки и Азии, 1969.-№2. – с.149-151.
12. Бретаницкий Л.С. Зодчество Азербайджана XII-XV веков.-М.: Изд-во АН СССР, 1956. – 556с.
13. Бретаницкий Л.С., Веймарн В.В. Искусство Азербайджана. -М.: Искусство, 1976. – 269 с.
14. Вахиди Табрези. Джам-и мухтасар. Трактат о поэтике /Крит.текст пер.и примеч. А.Е.Бертельса.-М.: Изд-во вост.лит., 1959. – 120с.
15. Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуаро. Бо таҳқиқ ва тасҳеҳи Муҳаммад Аббосӣ. – Теҳрон, 1337. – 649 саҳ.
16. Забеҳулло Сафо. Таърихи адабиёт дар Эрон. - Ҷ.3. бахши 2.-Теҳрон, 1346.
17. Забеҳулло Сафо. Таърихи адабиёт дар Эрон. Ҷ.3. бахши 1, чопи дувум.-Теҳрон, 1353.-704 саҳ.
18. Зайнулобиддини Муътаман. Таҳаввули шеъри форсӣ.-Теҳрон, 1339. – 416 саҳ.
19. Ибни Батута. Сафарнома. Тарҷумаи Алӣ Муҳад. – Теҳрон, 1337. – 798 саҳ.
20. Искандар Мунши. Таърихи оламорои аббосӣ. -Ҷ.1.-Теҳрон, 1334. – 607 саҳ.
21. История персидской и таджикской литературы: Пер.с чешского /О Клима, Ян Рипка, Иржи Бечка: под ред. Я.Рипки: Ред, пер.. предис. и коммент.И.С.Брагинского. -Москва: Прогресс, 1970. – 440 с.
22. Камоли Хуҷандӣ. Девон. Матни интиқодӣ бо муқаддимаи Ш.Ҳусейнзода ва С.Асадуллоев. Ҷ.1.-Душанбе: Ирфон, 1986. – 510 саҳ.
23. Камоли Хуҷандӣ. Девон. Матни интиқодӣ бо муқаддимаи Ш.Ҳусейнзода ва С.Асадуллоев. Ҷ.2.-Душанбе: Ирфон, 1987. – 551 саҳ.
24. Климович Л.И. Хрестоматия по литературе народов СССР. – М.: Учпедгиз, 1947. – 832 с.
25. Лихачев Д.С. Развитие русской литературы X-XVIII вв. Эпохи и стили// Избранные труды: в 3 т. – Л., 1987.-Т.1. – с.24-260.

26. Лутфалибеки Озар. Оташкада. Бахши 2 /Бо тасҳеҳ, таҳшия ва таълиқи Ҳасан Содоти Носирӣ. – Теҳрон, 1337. – 941 саҳ.
27. Маҷиди Ваҳром. Ҷуғрофиёи таърихӣ ва осори бостонии Табрез /Баррасиҳои таърихӣ, 1399, Шумораи 4. – саҳ. 186-230.
28. Мирзоев А. Рӯдакӣ ва инкишофи ғазал дар асрҳои X-XV.-Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958. – 76 саҳ.
29. Мирхонд. Равзат-ус-сафо. - Ҷ.5.-Лакҳнав: Невал Кишур, 1891. – 207 саҳ.
30. Минорский В. Таърихи Табрез. Тарҷумаи Абдулалии Коранг. –Теҳрон, 1377. – 138 с.
31. Муҳаммад ибн Ҳиндушоҳ Нахчувонӣ. Дастур-ул-котиб фӣ тайъини-л-маротиб. Крит. текст, предисл. и указ. А.А.Ализаде. – М.: Наука, 1977. – т.1, ч.2. – 566 с.
32. Муҳаммад ибни Ҳиндушоҳи Нахҷувонӣ. Дастур-ул-котиб фӣ таъйин-ал-маротиб. Матни илмӣ ва интиқодӣ бо муқаддима ва саъю эҳтимоми Абдулкарим Алӣ ӯғли Ализода.-Д.: Дониш, 1963. - Ҷ.1., ҷузъи 1.
33. Муҳаммад ибни Маҳмуди Омулӣ. Нафоис-ул-фунун фӣароиси-л-уюн. - Теҳрон, чопи сангӣ, бидуни таърихи табъ. – 222 с.
34. Муҳаммадалии Тарбият. Донишномаи Озарбойҷон. - Теҳрон: Маҷлис, 1314. – 414 с.
35. Нодир Мирзо. Таърих ва ҷуғрофиёи доруссалтанати Табрез (замимаи шарҳи ҳоли бузургон). - Теҳрон, 1363. – 397 с.
36. Певзнер С.Б. Китайские мотивы на памятниках художественного ремесла средневекового Египта // Труды Эрмитажа, 1958. - Т.2. – с.170-188.
37. Петрушевский И.П. Государства Азербайджана в XV в. // Сборник статей по истории Азербайджана. - Баку, 1949, Вып.1. – с. 151-213.
38. Поло Марко. Книга Марко Поло /Пер. со старофранц. И.П.Минаева; Ред. и вступ. статья И.П.Магидовича.-М.: Географгиз, 1976. – 375с.
39. После Марко Поло: Путешествия зап.чужеземцев в страны трех Индий /Пер. с латин. и староитал. яз., введ. и примеч. Я.М.Света.-М.: Наука, 1968. – 235 с.
40. Путешественники об Азербайджане. – Баку: Изд-во АН Азерб.ССР, 1961.-Т.1. – 497 с.
41. Рашид-ад-дин. Переписка /Пер., введ. и коммент. А.И.Фалиной.- М.: Наука, 1971. – 498с.
42. Рашидуддин Фазлуллоҳ. Ҷомеъ-ут-таворих. Ҷ.3. Матни илмӣ ва интиқодии форсӣ. Ба саъй ва эҳтимоми Абдулкарим Алӣ уғли Ализода. Нашароти Фарҳангистони улуми Ҷумҳурии Озарбойҷон. - Боку, 1957. – 727 с.
43. Рейснер М.Л. Основные этапы развития газельной лирики на фарси в X-XIV вв. Дис.канд.филол.наук.-М., 1980. – 162 с.
44. Саид Нафисӣ. Таърихи назму наср дар Эрон ва дар забони форсӣ. Дар ду ҷилд. - Теҳрон, 1344. – 1166 с.
45. Сайфиев Н. Основные направления развития романтического эпоса и сюжет легенды «Гул и Навруз» в персидско-таджикской поэзии XIV века.-Автореф.дис…- д-ра филол.наук.-Душанбе, 1981. – 45 с.
46. Сатторов А. Из истории персидско-таджикской литературно-эстетической мысли X-XV вв.: Дис… канд. аилол.наук. - Душанбе, 1972.
47. Хондамир. Ҳабиб-ус-сияр. - Ҷ.3. ҷузъи 1. – Ҳиндустон, 1293. – 141 с.
48. Хондамир. Ҳабиб-ус-сияр. - Ҷ.3. ҷузъи 3. - Ҳиндустон. 1293. – 374 с.
49. Ҳамдулло Муставфии Қазвинӣ. Нузҳат-ул-қулуб /Бо кӯшиши Ҷ.Л. Стронҷ. - Ҳоландия: Лейден, 1915. – 287 с.
50. Ҳофизи Абру. Зайли «Ҷомеъ-ут-таворих»-и Рашидӣ /Бо муқаддима, ҳавошӣ ва таълиқоти Хонбобо Баёнӣ. Бахши 1. – Теҳрон, 1317. – 289 с.
51. Ҳоҷӣ Халифа. Кашф-уз-зунун. - Ҷ.2. – Истамбул, 1310. – 622 с.
52. Ҷавод Салмосизода. Зиндагиномаи тане чанд аз орифон ва сӯфиёни Озарбойҷон / Озарбодагон, 1353. – саҳ. 193-214.
53. Шайхи Озарӣ. Ҷавоҳир-ул-асрор. Нусхаи китобхонаи миллии Тоҷикистон ба номи Фирдавсӣ.- Душанбе, рақами 1916. – 191 в.
54. Шамсиддин Фахрии Исфаҳонӣ. Меъёри Ҷамолӣ. Перостаи Содиқи Киё. Бахши 4. - Теҳрон, 1337. – 557 с.

55. Шарафуддин Ромии Табрезӣ. Анис-ул-ушшоқ /Ба тасҳеҳ ва эҳтимоми Аббос Иқбол. - Теҳрон, 1325. – 64 с.
56. Шарафуддин Ромии Табрезӣ. Ҳадоиқ-ул-ҳақоиқ. Ба тасҳеҳ, ҳавошӣ ва ёддоштҳои Саид Муҳаммади Козимӣ. - Теҳрон, 1341. – 168 с.
57. Шарафуддин Алии Яздӣ. Зафарнома /Бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Муҳаммади Аббосӣ. - Ҷ.1. - Теҳрон, 1336. – 587 с.
58. Шиблии Нӯъмонӣ. Шеър-ул-аҷам /Тарҷумаи Саид Муҳаммадтақӣ Доии Гелонӣ. - Ҷ.4. чопи 2. - Теҳрон, 1336. – 254 с.
59. Шиблии Нӯъмонӣ. Шеър-ул-аҷам /Тарҷумаи Саид Муҳаммадтақӣ Доии Гелонӣ. - Ҷ.5. чопи 2. - Теҳрон, 1337. – 195 с.
60. Шильтбергер Иоганн. Путешествие по Европе, Азии и Африки с 1394 года по 1427 год /Пер.со старонем.Ф.К.Бруна: Изд. Ред.и примеч. Э.М.Буниятова. - Баку: Элм, 1994. – 86 с.

*Бадриддин Мақсудов*

## ВОҚЕИЯТИ РӮЗГОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ДАР МУҚАТТАОТИ Ӯ

Камоли Хуҷандӣ дар мақоми шоире ғазалсаро дар анвои дигари шеъри ғиноӣ, чун қитъаву рубоӣ ва фардбайт низ табъ озмудааст. Аз ҷиҳати миқдор миёни анвои зикршуда, қитъаи осори Камол дар мақоми аввал аст. Дар «Девон»-и нашри Табрези шоир 86 қитъа, дар чопи Маскав 101 қитъа ва дар чопи Душанбе 106 қитъа ба назар мерасанд. Ҳарчанд матни интиқодии девони тозанашри Камол ба таҳияи оқои Эраҷи Гулисурхӣ акнун комилтарин нусхаи чопӣ ба ҳисоб меояд, вале шумораи қитъаҳои шоир дар он 101 то аст.

Бояд гуфт, ки қитъаҳои Камоли Хуҷандӣ то имрӯз аз тарафи аҳли таҳқиқ ба таври бояду шояд омӯхта нашудаанд. Ба таври ҷиддӣ таҳқиқу баррасии қитаоти Камол барои бештару беҳтар шинохтани аҳволи Камол, шахсияти вай, осораш, ошноёни вай, доираи муомилоти ӯ бо ҳамзамононаш, назари худи шоир ба шеъраш ва, умуман, дар дарки муҳити зиндагонияш кӯмаки ҷиддӣ мерасонад.

Ба тавре ки маълум аст, дар жанри қитъа парвози хаёл ё, умуман, тасвир камтар аст. Дар қитъа бештар баён аст ва он ҳам, ғолибан, баёни воқеӣ, яъне дар қитъа ҷанбаи воқеияти падидаҳо ва ҳодисот баён шуда ва хеле пурқувват аст. Аз ин дидгоҳ, метавон гуфт, ки қитъа то ҳадде шеъри бедурӯғ аст. Бинои зарурат дар навбати аввал омӯзиши қитаоти Камоли Хуҷандӣ аст ва феълияти он дар навбати дувум аст. Тамоми қитъаҳои Камоли Хуҷандӣ ҷанбаи қавии иттилоотӣ доранд.

Бадеҳист, ки Камол қитъаҳояшро дар вақту ҳолатҳои гуногуни завқиву руҳӣ навиштааст ва аз лиҳози мазмуну ғоят низ гуногунанд. Аз нигоҳи мавзӯъ ва муҳтаво метавон қитъаҳои Камолро ба қарори зер дастабандӣ кард:

1. Инъикоси вақоеи таърихии аҳди шоир.
2. Зикри шуарои бо Камол ошно.
3. Васфи ҳаҷви сабки пешаварон.
4. Фахрия ва ҳасби ҳол.

Дар робита бо гурӯҳи аввали таснифи зикршуда, Камол чандин қитъа дорад, ки дар онҳо асли воқеияти таърихии вақти худро хеле дақиқ бозгӯ мекунад. Намунаи беҳтарини ин гуна қитъаҳо қитъаест дар бораи ҳуҷуми Тӯхтамиш ба Табрез:

*Гуфт Фарҳод-оқо ба Мирвалӣ,*
*Ки «Рашидия»-ро кунем обод.*
*Зар ба табрезиён ба оҷиру санг*
*Бидиҳем аз барои ин бунёд.*
*Буд мискин ба шуғли кӯҳканӣ,*
*Ки зи мӯрони кӯҳу дашт зиёд*
*Лашкари подшоҳ Тӯхтамиш*
*Омаду ҳотиф ин нидо дардод:*
*Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,*
*Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод (3, 1, 511).*

Дар ҳақиқат ба шаҳодати китобҳои таърих соли 787 / 1385 Тӯхтамиш дар роҳи Дарбанд ба Табрез ҳуҷум овардаву онро тороҷ карда буд. Дар натиҷа, кӯшишҳои Амирвалӣ ҳокими Табрез дар амри обод кардани шаҳраки Рашидия ё Рабъи Рашидӣ (он бо ибтикори вазири бузург Рашидуддин Фазлуллоҳ, ки 718 ҳиҷрӣ қатл шудааст, дар охири қарни сездаҳум ва ибтидои қарни чаҳордаҳум дар канори Табрез бино шуда буд) барабас рафта буданд.

Аз мутолиаи қитъаҳои Камол бармеояд, ки қисме аз онҳо ба ин ё он муносибат ба удабо ва шуарои ошнои ӯ бахшида шудаанд. Аз ахбори манбаъҳои адабӣ ва таърихӣ пайдост, ки Камол ҳама ҷо мавриди истиқболи халқ қарор мегирифт ва пайравони бисёр ва муридони вафодор аз хосу ом ҳосил мекард. Аз рӯи асноди мавҷуд метавон гуфт, ки бисёре аз шоирону санъаткорон бо Камол мусоҳиб шудан ва мавриди қабули назари ӯ шуданро ба худ мояи ифтихор медонистанд. Камоли Хуҷандӣ ба манзалаи шоир ва орифе ҷӯёи Ҳақ мекӯшид, то бо фузало, донишмандон, шоирон, мутрибон ва дигар ақшори соҳибназари ҷомеа дар иртибот бошад. Аз қитаоти Камол ошкор аст, ки равобити ӯ бо шоирони муосираш ба шакли мустақим ва ғайримустақим сурат мегирифт. Роҳи ғайримустақими Камол бо шоирони баноми асри худ, аз қабили Ҳофизи Шерозӣ, Фақеҳи Кирмонӣ, Салмони Соваҷӣ ва дигарон ба ин сурат буд, ки ӯ ба онҳо шеър ирсол мекард ва аз аш-ъори эшон истиқбол менамуд. Ба тариқи мустақим ҳам Камол бо шоирони ҳамзамонаш, ки дар Табрез фаъолият доштанд, ҳамчун, Муҳаммадширини Мағрибӣ, Ассори Табрезӣ, Шайх Куҷаҷи Табрезӣ ва, ҳамчунин, шоирони зӯфунун, ки аз шогирдону пайравони худи ӯ буданд, мисли Бадеи Табрезӣ, Абдуллоҳи Сарфии Табрезӣ, Хоҷа Абдурраҳими Хилватӣ, Абдулҳайи Табрезӣ ва монанди онҳо қаробат ва нишасту бархост дошт.

Яке аз чунин суханвароне, ки Камоли Хуҷандӣ бо ӯ муносибати дӯстона дошт ва мулоқоташ мекард, шоири соҳибдевон, вале камшинохта Ардашер ибни Ҳасан Маозии Табрезӣ аст. Камол дар як қитъааш мегӯяд:

*Дуои ман ин аст дар ҳар намозе*
*Ба хилватгаҳ ё малҷаъӣ ё муозӣ.*
*Нигаҳ дор асҳоби завқу тарабро,*
*Зи чанги Малоливу шеъри Маозӣ (4, 2, 503).*

Аз як қитъаи дигари Камол, ки дар девонаш ҳаст, чунин маълум мешавад, ки Маозӣ шахси ботавозуъ ва хоксору шикастанафс будааст. Қитъа ин аст:

*Эй толиби маонӣ, дар шоирӣ зи ҳар дар,*
*Дар ҳуҷраи Маозӣ чун оиву нишинӣ.*

*Аз бас тавозуъ ӯро кӯчакдиле шиносӣ,*
*Лекин бародари ӯ марди бузург бинӣ (4, 2, 461).*

Аз Маозии Табрезӣ низ қитъае нақл мекунем, ки дар он муоширату муҷолисат доштани Камол бо Маозӣ ошкор мешавад. Қитъа ин аст:

*Шайхи муршид, Камоли миллату дин,*
*Дӯш мегуфт рамзе аз сари ҳол,*
*Ки шоҳаншоҳ мири Мироншоҳ,*
*Подшоҳест бас фариштахисол.*
*Дар ҷавобаш Ҷамолуддин сӯфӣ*
*Гуфт: «Ӯ хусравест фаррухфол».*
*Баъд аз он дар миён Маозӣ гуфт:*
*«Подшоҳест бо ҷамолу камол».*

Камол дар ин шеър сареҳан «Шайхи муршид» ва «Камоли миллату дин» муаррифӣ мешавад ва нуфузи ақоиди ӯ ба ҳамсуҳбатонаш низ, ки ба тасдиқи ҳукми ӯ забон мекушоянд, маълум мешавад.

Албатта, Камол қитаоти худро барои ҳамзамононаш гуфтааст ва яқин дошт, ки гуфтаҳои ӯ ва ишораҳои ӯ барои хонанда равшан ва фаҳмиданӣ аст ва ҳамин тавр ҳам буд. Аммо, барои хонандаи имрӯзӣ, ки миёни Камол ва ӯ беш аз шашсад сол фосила аст, ҳамаи қитъаҳо комилан қобили идрок нестанд. Дар масъалаи тафҳими дурусти маъноии онҳо баъзе маъхазҳо ёрӣ мерасонанд. Яке аз чунин манбаъҳо «Ҷавоҳир-ул-асрор»-и Шайх Озарӣ аст. Шайх Озарӣ дар фасли панҷуми боби чаҳоруми китоб, ки «Дар баёни ишколи муқаттаот» ном дорад, ба шарҳи як қитъаи Камол чунин меоварад:

*«Эй булбули хушнагма, зи мо бод саломат,*
*Ҳар мург, ки бар шох чунин нагма сарояд.*

Ин қитъаи Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳматуллоҳи алайҳи, аст, ки Озарӣ онро давом медиҳад ва барои Мавлоно Хурдаки Самарқандӣ фиристода шудааст, чандон ишкол надорад. Аҳли табъро дар рабти маънои ӯ имтиҳон мекунад, ки лафзи ӯ гӯёи маънои ӯ нест? «Эй булбули хушнағма, зи мо бод саломат», яъне нағмаи ӯ саломи ту бод, вассалом» (8,234-235). Аз ин шарҳ ду чиз ҳосил мешавад. Аввалан, аз тарафи Озарӣ ба таври дақиқ гуфта шудааст, ки қитъаи мазкур барои Мавлоно Хурдаки Самарқандӣ навишта шудааст. Сониян, аз шарҳи фавқи Озарӣ, дӯсти Камоли Хуҷандӣ будани Мавлоно Хурдаки Самарқандӣ маълум мешавад:

*Номи ту аз он Хурд шуд аз модари гетӣ,*
*К-ин нагмасароӣ ҳама аз табъи ту зояд.*

Аз рӯи шарҳи Озарӣ метавонем матни бо хати кириллӣ чопшудаи ҳамин қитъаро ислоҳ кунем. Дар нашри дуҷилдии «Девон»-и Камол ба кӯшиши Ҳусейнзода, Қаҳҳорова ва Асадуллоев «Номи ту бад-он хурда шуд аз модари фитрат» (6,31-32) омадааст, ки ҳам аз ҷиҳати имло ва ҳам аз рӯи мантиқи муҳокима ғалат аст. Пас, «хурда» не ва «Хурд» навиштани он салоҳ аст ва чун исми хос аст, бояд бо ҳарфи калон навишт.

Матни аз рӯи «Ҷавоҳир-ул-асрор» тасҳеҳшудаи қитъаи мазкур чунин садо медиҳад.

*Эй булбули хушнагма, зи мо бод саломат,*
*Ҳар мург, ки бар шох чунин нагма сарояд.*
*Номи ту аз он Хурд шуд аз модари гетӣ,*
*К-ин нагмасароӣ ҳама аз табъи ту зояд.*
*Ҳар нақш, ки дар парда нуҳуфтӣ зи наю чанг,*

*Чун моҳи наваш Зуҳра ба ангушт намояд.*
*Номи сухани банда баровар ба гарибӣ,*
*К-ин кор гариб асту зи дасти ту барояд.*
*Ҳар шеър, ки мо бе зиҳу андоза бибуррем,*
*Аз тантана дар нойи шумо дар тана ояд.*

Аз мазмуни қитъа метавон пай бурд, ки Мавлоно Хурдаки Самарқандӣ овозхони мумтозу мутриби маъруфе будааст.

Дар «Девон»-и Камоли Хуҷандӣ қитъае ҳаст, ки ба Муъҷазӣ ё Муъҷарӣ ном шоири дигари Самарқанд бахшида шудааст:

*Ба самъи Муъҷазӣ, эй пайки ошиқон, бирасон*
*Ҳадиси шавқи мулоқоту орзумандӣ.*
*Зи баъд он, ки задӣ ҳалқа бар дару худро*
*Дар он ҷаноби ҳумоюн чу ҳалқа афкандӣ.*
*Бигӯяш ин қадар аз ман, ки эй ба рутбату фазл*
*Гузашта қадри ту аз пояи ҳунармандӣ!*
*Чӣ гул шукуфт аз инат, ки бар сабили хилоф,*
*Дарахти меҳру муҳаббат зи бех баркандӣ*
*Гар аз танидаи ёрӣ гусаста шуд торе,*
*Чӣ бошад, ар ба сарангушти афв пайвандӣ.*
*Маро худ аз ту чӣ нафъу туро зи ман чӣ зарар,*
*Ки ман туро биписандам, маро ту напсандӣ?*
*Ба назму наср, гирифтам, ки Саъдии вақтам,*
*Ки ман зи хоки Хуҷандам, ту аз Самарқандӣ* (4, ҷ.2, 494).

Дар ин шеър Камоли Хуҷандӣ дар муносибат бо Муъҷазӣ аз дари сулҳ дармеояд. Гумони наздик ба яқин он аст, ки миёни онҳо ба сабабе ихтилоф сар задааст ва ранҷиши хотир ба вуҷуд омадааст. Ғайр аз ин Камол дар охири қитъаи мазкур низ аз осори насри худ хабар медиҳад. Аммо, бояд бигӯем, ки дар ягон сарчашмаи хаттии маълум аз осори насрии ӯ маълумоте ҳосил нашуд ва ҳамаи суханшиносон ҳама ҷо аз осори ӯ ёд кардаанд. Вале фақат аз девони ашъораш сухан гуфтаанд.

Ба ҳар сурат, бо иттако ба муҳтавои ҳар ду қитъаи ин ҷо овардашуда як гиреҳи хурди тарҷумаи ҳоли Камолро кушодан мумкин аст. Устод Айнӣ дар мақолаи худ изҳор мекунад, ки Камоли Хуҷандӣ муддате дар Самарқанд иқомат кардааст, аммо ҳарифони самарқандӣ ӯро наметоронидаанд ва барои ин устод Айнӣ байти шоирро шоҳид меоварад:

*Гӯиям ҳар дам, ки берун рав зи шаҳри мо, Камол,*
*Ин самарқандигарӣ бо як хуҷандӣ то ба кай?* (7,289).

Ҳоло баъзеҳо бар онанд, ки лафзи самарқандигарӣ мисли иборати таклифи самарқандӣ ба маънои маҷозияш машҳур шудааст ва ин байт далеле бар дар Самарқанд будани Камол наметавонад бошад, аммо аз мазмуни ду қитъаи ахир ба хубӣ метавон пай бурд, ки Камол дар воқеъ, дар Самарқанд будааст ва дӯстону ҳарифоне, чун Мавлоно Хурди Самарқандӣ, Муъҷазии Самарқандӣ ва дигарон доштааст.

Аз мутолиаи қитаоти Камол маълум мешавад, ки қисмате аз онҳоро аз рӯи зарурат гуфтааст ва қисми дигарро сирфан ба иқтизои табъи шоирӣ.

Бояд бигӯем, ки аксар қитъаҳои Камол дорои матолиби хусусӣ ва нукоти шахсӣ (9) ва баёнгари воқеияти рӯзмарраи рӯзгори ӯ будаанд. Камол дар қитаоташ аз мардони пешавар ва ҳунарманди оддии замонаш, чун Ҳоҷии Найзан, Алоуддини

Гилкор, Хусрави Фаххор, Маҳмуди Хушгӯ, Ҳуссоми Качал, Ҳоҷӣ Саққо, Бӯбакри Рубобӣ, Ҳоҷӣ Аҳмади Кал ва дигарон сухан меронд ва бо зарофати хеле нозуки суханварӣ дар маҳдудаи одоби сухан гоҳо онҳоро васф ва ғолибан ҳаҷв мекунад.

Ҳарчанд, ба сабаби набудани иттилооти комил дар бораи афроди мутазаккиршуда қазоват дар бораи шахсияти онҳо душвор аст, вале ба ҳар ҳол аз матни қитъаҳо ҳувайдост, ки эшон аз муосирони Камол будаанд. Ин масъала мушаххас мекунад, ки Камол шоире зарофатгӯ, шӯхтабиат, ҳозирҷавоб ва зиндадилу некбин ва дар миёни тӯдаҳо буд ва бо онҳо муносибати наздик дошт.

Бархе аз қитъаҳои Камол аз лиҳози мазмун фахрианд. Дар онҳо шоир ба тарзи суханаш, лутфи гуфтораш, хаёли хосу табъи баланди шоириаш ва аз озодагиву сарбаландиаш сухан гуфта ва бар ақоиди куллии хеш дар бораи лафз ва маънои ашъораш таъкид кардааст. Ин гуна қитъаҳои Камол чаҳордаҳтоянд ва ҳамагӣ аҳамияти адабӣ-маърифатӣ доранд.

Камоли Хуҷандӣ аз ҷумлаи шоиронест, ки дар ҳадди имкон кӯшиш мекунад, то ҳамаи ғазалиёташ дар тӯл яксон бошанд, яъне аз ҳафт байт дарнагузаранд. Дар таърихи шеъри форсӣ-тоҷикӣ ӯ аввалин шоире аст, ки дар қитъаҳояш роҷеъ ба меъёри ҳаҷми ғазал, яъне ғазали ҳафтбайтӣ сухан ба миён овардааст ва худ онро риоят кардааст:

*Маро ҳаст аксар газал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд (4, ҷ.2, 514).*

Ва ё:

*Ҳафт байт омад газалҳои Камол,*
*«Панҷ ганҷ» аз он ушри ашир (4, ҷ.2, 518).*

Камол дар як қитъааш ба хонанда дастур медиҳад:

*Чу девони Камол афтад ба дастат,*
*Навис аз шеъри ӯ чандон, ки хоҳӣ.*
*Хаёлоти латифу лафзу ҳарфаш,*
*Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ.*
*Зи ҳар ҳарфаш равон магзар чу хома,*
*Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чун сиёҳӣ (4, ҷ.2, 468).*

Дар қитъаи дигар чунин таъкид мекунад:

*Макун хоҷа ислоҳи шеъри Камол,*
*Қабул аз ту в-аз банда фармудан аст,*
*Ки пеши ман ислоҳи шеъре чунин,*
*Ба гил байти маъмур андудан аст (4, 2, 514).*

Вале аз замони зиндагии Камол то имрӯз будаанд касоне, ки гоҳ-гоҳе ба ӯ эрод мегирифтанд ва ба қавли худи шоир ангушт ба ҳарфаш мениҳодаанд. Аммо, то ҳол афроде, ки ба сухани Камол хурдагирӣ кардаанд, ҳама ноком мондаанд, зеро паёму баёни шоирро аз дохили осори ӯ ва аз раҳгузари сабки хоси шоирии ӯ санҷида ва баррасӣ накардаанд.

**Пайнавишт:**


1. Браун, Эдвард. Аз Саъдӣ то Ҷомӣ / Тарҷума ва ҳавошии Алиасғари Ҳикмат. – Теҳрон, 1327.
2. Айнӣ, Садриддин. Куллиёт (Камоли Хуҷандӣ). – Ҷ.11, китоби якум. – Душанбе, 1963.
3. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ /Ба эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ.- Ду муҷаллад. – Теҳрон: Суруш, 1374.
4. Девони Камоли Хуҷандӣ /Матни интиқодӣ бо муқаддимаи Ш.Ҳусейнзода ва С.Асадуллоев.- Ҷилдҳои 1 ва 2. – Душанбе: Ирфон, 1986-1987.

5. Девони Камоли Хуҷандӣ /Бо кӯшиши Ш.Ҳусейнзода, Н.Қаҳҳорова, С.Асадуллоев. – Ду муҷаллад. – Душанбе: Ирфон, 1983-1985.
6. Манорски. Таърихи Табрез /Тарҷума ва таҳияи Абдулалӣ Коранг. – Теҳрон, 1337.
7. Нахҷувонӣ, Ҳоҷӣ Ҳусайн. Чиҳил мақола /Бо кӯшиши Юсуф Ходим Ҳошимӣ. – Табрез: Хуршед, 1343.
8. Ҳофиз, Абрӯ. Зайли «Ҷомеъ-ут-таворих» аз Рашидӣ /Бо муқаддима, ҳавошӣ ва таъліқоти Хонбобо Баётӣ. – Бахши нахустин. – Теҳрон, 1317ҳ.
9. Шайх Озарӣ. Ҷавоҳир-ул-асрор. Китобхонаи Миллии Тоҷикистон ба номи Фирдавсӣ. – Душанбе. Рақами 1916, 188-189 б, а89 а.

*Дастгири Ноил*

## КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ВА ДАРДИ ҒУРБАТ

Дар бораи зиндагӣ, шахсияти рӯҳонӣ ва мақоми шоирии Хоҷа Камоли Хуҷандӣ камтар осори таҳқиқӣ дар забони форсии дарӣ навишта шудааст. Бо он ки дар «Тазкират-уш-шуаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ, «Ҳабиб-ус-сияр»-и Хондамир, «Нафаҳот-ул-унс»-и Мавлоно Ҷомӣ ишораҳое рафтааст, аммоончунон ки мутааххирин дар бораи «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ва осори Носири Хусрав, Саъдӣ, Мавлонову Ҳофиз таҳқиқоти ҷомеъ анҷом додаанд, дар мавриди Шайх Камол ба амал наёмадааст. Дар «Нафаҳот-ул-унс»-и Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ мехонем: «Вай бисёр бузург будааст ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он сирру талбисро буда бошад, балки мешояд, ки бар он буда бошад, ки зоҳир мағлуб ба ботин нашавад ва аз риояи сурати убудият боз намонад. Чунончи худ гӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё Ҳумайро»-и ман аст.*

Ва зовияе, ки дар Табрез дошта, хилвате будааст, ки шаб дар он ҷо ба сар мебурда ва касе дигар дар он ҷо кам мерасидааст. Чун баъд аз вафоти вай дидаанд, ғайр аз бӯрёе, ки бар он ҷо менишаста ё мехуфта ва санге зери сар мениҳода, чизи дигаре наёфтаанд… «Шайх Камоли Хуҷандӣ аз бузургтарин шоирону орифони Мовароуннаҳр ва зодгоҳаш Хуҷанди бостон буд, ки аксар авқоти умри худро дар ғурбат ва ҷиловатанӣ сипарӣ кард ва то поёни умр ранҷи беватаниву ғурбат раҳояш накард ва дар Табрез ҳамчунон дар ғурбат бимонд ва ғазалҳои ҷонгудоз ва пурсӯзи орифона, ғарибона ва ошиқона суруд ва «во ғарибӣ, во ғарибӣ! во ғариб» гуфт ва дур аз зодгоҳаш-Хуҷанд ҷон супурд!»

Агар сайругаште бар коҷистонҳои шеъри Камол бинамоем ва аз биркаҳои обии сурудаҳои ҷовидонааш гавҳарони маъниро ба каф биёварем, мебинем, ки Камоли Хуҷандӣ шоири вобаставу мутааллиқ ба тоҷикони Мовароуннаҳр ва Хуҷанд нест, балки ӯ шоири тамоми мардумест, ки ба забони форсӣ, дарӣ ва тоҷикӣ сухан мегӯяд. Шоири ҳама халқҳое, ки Наврӯзро муштарак ҷашн мегиранд. Камол шоири ҳама замонаҳо ва ҳама наслҳост. Имрӯз касе забони шеъри Одамушшуаро Рӯдакии Самарқандӣ ва Носири Хусрави Балхӣ, Саноиву Саъдӣ ва Ҳофиз аз ҳам фарқ карда наметавонанд. Инҳо шоирони як миллати бузург, як маданияти бузург, як фарҳанги ғаниву дурахшони форсизабону тоҷикзабонанд, ки тӯли замонаҳову асрҳо фарҳанг, таърих, дину оини муштарак доштаанд. Ин устодони бузурги адаб сутунҳои тиллоии

фарҳангу забони мо на, балки имрӯз ба адабиёти ҷаҳонӣ ва башарият таъаллуқ доранд. Агар дар забонҳои гуфторӣ ва лаҳҷаҳои мо тафовутҳое вуҷуд доранд, забони адабӣ забони отифаву забони эҳсосу ишқу ормонҳо дар ҳама яксон аст. Дар ғазалҳои орифонаву ошиқонаи Камол ҳамеша рангу бӯи ишқи заминиву осмонӣ, шӯридагиву шайдоии инсонӣ ба мушоҳида мерасад.

*Аз ошиқӣ ҳамеша ҷавон аст пири мо,*
*Холӣ мабод ишқи бутон аз замири мо.*

Шайх Камол, ки ошиқпешаву шоҳидбоз ва ринду майхора аст, ҳеч ҳунари худро аз мардум пинҳон намедорад:

*Гар садам айб ба майхориву риндӣ пайдост,*
*Дар ниҳон як ҳунарам ҳаст, ки шоҳидбозам!*

* * *

*Халқ гӯянд, ки ринд асту назарбоз, Камол*
*Ҳар чӣ гӯянд, ба рӯи ту, ки сад чандонам!*

* * *

*Камол ошиқу ринд аст ҳолиё зи азал*
*Зиҳӣ саодат агар то абад чунин бошам.*

Хоҷа Камол, ки ошиқ аст, ишқро сарчашмаи ҷӯшони маърифати инсонӣ медонад ва василаи расидан ба Ҳаққу ҳақиқат ва бад-ин сон аз сирри ғайб медонаду аз асрори Худо огоҳ аст:

*Ёфт аз сирри Худо огаҳии ғайб, Камол,*
*То миёну даҳани танги туро ҷӯё шуд.*

Шайх Камол монанди бисёре аз бузургони адаби форсӣ ва орифон, ки мегуфтанд сухани ишқ ба забон намегунҷад, ишқ гуфтанӣ нест ва рози ишқро аз худи ишқ бояд шунид:

*Мушкили ишқ на дар ҳавсалаи дониши мост,*
*Ҳалли ин нукта бад-ин фикри хато натвон кард.*
(Ҳофиз)

*Бишӯй авроқ агар ҳамдарси моӣ,*
*Ки илми ишқ дар дафтар набошад.* (Ҳофиз)

-муътақид аст, ки алфози башар аз ифодаи маънии ишқ кӯтоҳ аст:

*Чандон, ки метавон, сухани дил ба мо бигӯ,*
*Ошиқ ба савту ҳарф такаллум намекунад.*

Камол орифи бамуродрасида аст, қофилагумкардаи роҳ нест, ки пояш дар гили зулмат фурӯ рафта бошад. Камол ба шамси ҳақиқат расидааст:

*Ашкам зи акси рӯи ту шабҳо дари ту ёфт,*
*Дар офтоб қофила раҳ гум намекунад.*
*Бе ишқи гулрухе насарояд ғазал, Камол,*
*Булбул, ки маст нест, тараннум намекунад.*

* * *

*Дар ишқи ту тарки сар чӣ бошад,*
*Аз дӯст азизтар чӣ бошад?!*
*Ҷон низ агар фиристам он ҷо,*
*Ин туҳфаи мухтасар чӣ бошад!*

Шайх Камол шоире буда покизадоман ва инсондӯст. Бо солусу риё ва зуҳди зоҳирӣ ва мардумфиребиву ситамборагӣ оштинопазир:

*Номи Камол рафт ба покизадоманӣ,*
*То дар ғамат ба хуни дил олудадоман аст.*

Ғами Камол ғами мардум аст, ғами инсонҳое, ки дар зери тозиёнаҳои зоҳидони зоҳирпарасту мутаҳаҷҷир шона хам кардаанд, таҳқир ва таъзиб мешаванд. Ғазалҳои Камол чошнибахши ҳалқаи сӯфиёну навозишгари рӯҳи саргардони маҷолиси рақсу самои онон аст:

*Дар самое, ки ғазалҳои ту хонанд, Камол,*
*Сӯфиёнро ҳама аз сар ҳаваси ҳалво пухт.*

Самоъ аз назари Хоҷа Камол на он аст, ки сӯфиёни риёкор меандешанд, дар самои Камол ғубори риёву тазвирро роҳе нест. Аз ин сабаб барои риёпешагон қобили дарк нест.

*Олами озодагӣ хуш оламест,*
*Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст.*
*Андар ин пастӣ дилат нагрифт ҳеҷ*
*Азми боло кун, ки боло хуштар аст.*
*Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,*
*Мурғи обиро ба дарё хуштар аст.*

Шайл Камол ба пайравӣ аз бузургон, чун Фирдавсӣ, Саъдӣ, Ҳофиз, Хоқонӣ, Заҳир, Мавлавӣ ва дигарон ғазалҳои худро меситояд ва ба ширинсухании хеш меболад:

*Камол аз шавқи лаъли шаккаринат,*
*Бағоят тӯтии ширинзабон аст!*

* * *

*Мечакад оби ҳаёт аз суханони ту, Камол,*
*Сухан ин аст, ки гӯӣ ту, дигарҳо сухан аст.*

* * *

*Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,*
*В-арна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт.*

Хоҷа Камол баландии сухани худро то бад-он ҷо мерасонад, ки мегӯяд:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чӣ баъд аз камол, нуқсон аст.*

* * *

*Гар биҷӯянд ба сад қарн наёбанд, Камол,*
*Булбуле чун ту хушалҳон ба чаманҳои Хуҷанд!*

Хуб аст, ки хоҷа гуфт: «Ба чаманҳои Хуҷанд» ва нагуфт ба боғистонҳои ҳамаи сарзаминҳои шеъри форсӣ, в-арна ба навоҳои Фирдавсу Саъдӣ, Ҳофизу Мавлавӣ ва Бедил касе гӯш намедод. Садҳо сол пас аз Камол Соиби Табрезӣ гуфт:

*Соиб, касе ба рутбаи шеърам намерасад,*
*Дасти сухан гирифтаму бар осмон шудам!*

Ва Бедил ҳам гуфт:

*Зи баъди мо на ғазал, на қасида мемонад,*
*Зи хомаҳо ду-се ашки чакида мемонад.*

Хоҷа Камол дар асре мезист, ки ғазалҳои Ҳофиз ҳамчун каломи осмонӣ бар ҷонҳову равонҳо ва отифаву эҳсоси мардуми асраш дар Ироқу Ҳинд ва Форсу Хуросону Мовароуннаҳр ҳукумат меронд ва панди «порсӣ»-и ӯ то Бангола расида буд:

*Шаккаршикан шаванд ҳама тӯтиёни Ҳинд,*
*З-ин панди порсӣ, ки ба Бангола меравад.*

* * *

*Ироқу Форс гирифтӣ ба шеъри хуш, Ҳофиз,*
*Биё, ки навбати Бағдоду вақти Табрез аст!*

* * *

Хоҷа Камол дар оғози девонаш қасидае ба ин матлаъ дорад:

*Эй зоти туро сифоти олам,*
*Чун хилқати Мустафову Одам.*

Дар ин қасида зимни сутудани худ ва ташбеҳи он ба нуқраи хом ва баландиву устувории кӯҳҳои Хуҷанду дурахшандагии ситораҳои осмон худро аз Анвариву Заҳири Форёбӣ ҳам бартар медонад:

*Бурданд Камол гӯи даъвӣ*
*Назми туву наср ҳар ду бо ҳам.*
*Девони ту гар касе бихонад,*
*Дар пеши суханварони олам,*
*З-ин гуфта равад Заҳир аз пой,*
*Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам.*
*Чун кӯҳи Хуҷанд омад ин шеър,*
*Бо оби баланду номи муҳкам.*

Бо ин ҳол, девони Хоҷа Камол ҳамчун ганҷинае аз андешаҳои орифонаву инсондӯстона, дарди ғурбат сӯзу гудози орифонаву ошиқона ва шӯридагиву шайдоӣ аст, ки роҳ ёфтан ба завоёву нуктаҳои борики он корест душвор.

*Гуфтӣ, ки Камол аҳли муҳаббат чӣ касонанд?*
*Ҷон сӯхтаву бо ғами ту сохтае чанд!*

*Мирзо Муллоаҳмад*

## ШАЙХ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ВА «КАМОЛ»-ҲОИ ДИГАР

Дар таърихи адабиёт ва фарҳанги форсу тоҷик бо тахаллуси «Камол» ё «Камолиддин» адибону донишмандони зиёде арзи вуҷуд кардаанд, ки маъруфтарину машҳуртарини онҳо, Камолиддин Муҳаммад Абӯаҳмади Хуҷандӣ аст. Дар ин маврид шоир Дарвеш Муҳаммади Каримӣ фармудааст:

*Бисёр Камоланд, Каримӣ, ба ҷаҳон, лек*
*Онро, ки камоли сухан аст, он зи Хуҷанд аст (3,129).*

Дар воқеъ, бо ному тахаллуси Камол ва Камолиддин то қарни нуҳуми ҳиҷрӣ-қамарӣ даҳҳо адибу донишманд, назири Камолиддин Абулфатҳ Пиндори Розӣ (қарни чаҳоруми ҳиҷрӣ), Камолиддин Махдуми Бухороӣ (қарни шашуми ҳиҷрӣ), Камоли Бадовинӣ (қарни шашуми ҳиҷрӣ), Камоли Байҳақӣ (қарни шашуми ҳиҷрӣ), Бобокамоли Хуҷандӣ (қарни шашуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Зиёди Исфаҳонӣ (қарни шашуми ҳиҷрӣ), Қозӣ Камолиддини Занҷонӣ (қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ), Камоли Шерозӣ (қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Алӣ Ансории Саммокӣ (қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Алӣ Сулаймони Баҳронӣ (қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Ҳусайн (қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Абулҳасани Форсӣ (қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Абдурраззоқи Самарқандӣ (қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Ҳусайни Хоразмӣ (қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Маҳмуд Хоҷуи Кирмонӣ (қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ), Мавлоно Камолиддин Абдурраззоқи Кошонӣ

(қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ), Камолиддин Ҳусайни Кубравӣ (қуруни ҳаштум-нуҳуми ҳиҷрӣ) зуҳур кардаанд.

Камоли Хуҷандӣ дар зимни шеърҳояш борҳо ба ҳамномҳои маъруфаш ишора намуда, аз онҳо ба некӣ ёд кардааст, ки, мутаассифона, муҳаққиқони осори шоир ба ин масъала таваҷҷуҳ накардаанд.

Таҳқиқи ин масъала натанҳо кӯмакест барои шинохти он «Камол»-ҳо, балки ба равшан намудани лаҳзаҳои торики рӯзгору осор ва сабки нигориши Камоли Хуҷандӣ низ кӯмак мекунад. Аз ин рӯ, мо саъй мекунем муносиботу фаъолияти халлоқонаи Камоли Хуҷандиро бо шоирону донишмандони ҳамномаш, ки ба онҳо зимни ашъораш ишора кардааст, ҳатталимкон таъйин намуда, ваҷҳи ҳаммонандии онҳоро нишон диҳем.

Камоли Хуҷандӣ зимни ашъораш ба Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ ишора намудааст. Дар қитъаи фахрияе шоир барои таъкиди мақоми суханварии худ аз ҳамноми шуҳратмандаш Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ ёд мекунад ва мехоҳад бигӯяд, ки аз вай, ки дар замони худ машҳур шуда, маъруфтар аст:

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан.*
*Ба камоли ту дар сухан имрӯз,*
*Он Камол ин шараф надошт, ки ман (1,1214).*

Ҳарчанд қитъаи мазкур фахрия аст ва дар ин навъи шеър роҳ додан ба муболиға ва иғроқҳо ҷоиз аст, вале дар ин шеър муболиғае ба назар намерасад ва гуфтаи шоир воқеият аст. Зеро Камоли Исфаҳонӣ, дар воқеъ, аз қасидасароёни машҳури аҳди худ буд. Вале дар қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ ғазал ривоҷи бисёр пайдо карда ва Камоли Хуҷандӣ аз маъруфтарин устодони ин навъи шеър гардид ва, ҳатто, мавриди қабулу эътирофи бузургтарин ғазалсарои ҳамаи замонҳо Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ қарор гирифт.

Дар қитъаи дигар Камоли Хуҷандӣ ба муқоисаи худ бо Камоли Исфаҳонӣ пардохта, сареҳан устодии ӯро дар офаридани қасида ва беназирии худро дар ғазалсароӣ таъйид намудааст ва шабоҳаташонро бори дигар ёдоварӣ кардааст:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, дигар зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар ғазал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*
*Филмасал дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе, магар ба мӯе чанд (1,993).*

Акнун ба суоле бояд посух гуфт, ки Камолиддин Исмоил кист ва ваҷҳи ташобеҳи ин ду Камол дар чист? Зеро илова бар он ки дар мавриди ин масъала таҳқиқ нашудааст, аҳволу осори Камоли Исфаҳонӣ низ мавриди баррасӣ қарор нагирифтааст ва мақоми ӯ дар забону адабиёти форсӣ таъйин нашудааст.

Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ аз маъруфтарин қасидасароёни ҳавзаи адабии Исфаҳон дар қуруни шашум-ҳафтуми ҳиҷрӣ маҳсуб мешавад. Ӯ дар хонаводаи шоири барҷаста Ҷамолиддин Абдурраззоқи Исфаҳонӣ ба дунё омад ва ба роҳи падар рафта ва қасидасароиро пеш гирифтааст. Маҳорати суханварии Камолиддин Исмоил низ асосан дар қасидасароӣ зоҳир гаштааст. Ӯ суннатҳои қасидасароии қарнҳои пешинро идома дода, қасидаи мадҳиро, ки рӯ ба таназзул ниҳода буд, бо тасвирҳои рангин ва маонии хосу бикр, тахайюлоти тозаи шоирона, ташбеҳу истиороти ноб аз

нав ҷон бахшидааст. Қасоиди мадҳии Камолиддин Исмоил, қабл аз ҳама, на бо мадҳҳои муболиғаомез, балки бо маъниҳои бикру бадеъ, ки ҳам дар тағаззулот ва ҳам дар қисматҳои дигари қасоиди ӯ хеле фаровонанд, қобили таваҷҷуҳ мебошад ва ба шоир лақаби «халлоқ-ул-маъонӣ»-ро ба ҳамин сабаб додаанд. Масалан, дар тавсифи лола ва шукуфа, суману бунафша, боду абр ва соири падидаҳои табиат шоир тасвирҳои тоза ва маъниҳои сабукро меоварад:

*Бунафша ҳамчу шаб асту чароғи ӯ лола,*
*Суман сапед сапедаву масту гул офтоблиқо*
*Шудааст равғани қандили лола оби саҳоб,*
*Чунончи оташи шамъи шукуфа боди сабо.*
*Ту дилсиёҳии лола бубин ба вақте чунин,*
*Ки як нафас накунад соғари шароб раҳо.*
*Ба сӯзи сина ҳамегиряд абру ҷояш ҳаст,*
*Ки абрро ба баҳорон бас андак аст бақо (2,9).*

Ё худ дар тасвири пирӣ чунин маънии тозаву бикре офаридааст:

*Дандони луқмахоме чу бар коми ман намонд,*
*Баҳри ғизои ман фалак аз сар гирифт шир (2,63).*

Маъниҳои тозаву бикрро дар зимни мадҳи мамдуҳ низ метавон мушоҳида кард:

*Гуфт хуршед, к-аз ин тег шудам ман ҳам тан*
*То чу соя накунад, ҳиммати ту пайи сайрам.*
*Зуҳра дар базми фалак дӣ ба тараннум мегуфт:*
*«Кошки қитъае аз мадҳи ту будӣ зи барам»*
*Моҳ гуфто, ки сӯи қадри ту дорам оҳанг*
*З-ин сабаб зарду гудозон зи гино ҳунарам (2,86-87).*

Маонии хосу бикр, бахусус, дар қасоиди мардуфи шоир бисёр ҷолибу фаровон мебошад. Аз ҷумла, дар қасидае, ки дар радифи «пой» навишта шуда, 78 байтро фаро мегирад, вожаи «пой» дар ҳар байт тобишҳои тозаи маъноӣ касб менамояд:

*Эй дил, чу нест сабр туро дар қарори пой*
*Ҳамон бар бисоти ишқ манеҳ зинҳор пой…*
*Гар бар сари ту тег бувад, филмасал чу кӯҳ,*
*Медор сахт дар ғами он ғамгусор пой…*
*Хоҳӣ, ки рост гардад пушти дутои ман,*
*Як дасти хилъатам деҳу як сар чаҳорпой…*
*Тарсам, ки чун дароз шуд ин шеър, ҳеч кас*
*Дар гӯши худ раҳаш надиҳад чун ҳазорпой (2,113-114).*

Бад-ин тартиб, Камолиддин Исмоил тариқи офариниши маонии хосро ба дараҷаи воло расонидааст, ки аз он шуарои дигар пайравӣ кардаанд.

Камоли Хуҷандиро низ, қабл аз ҳама, ба хотири ҳамин хусусияти қасоиди Камол Исмоил ба худ ҷалб намудааст ва дар офаридани маонии хосу бикр аз ӯ пайравӣ кардааст. Баъзе ҳаммонандиҳо ва қаробати ду Камол, қабл аз ҳама, дар офаридани маонии хос дар шеър аст. Беҳуда нест, ки Абдурраҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» ба ашъори ҳар ду Камол баҳои якранг медиҳад ва эроди яксон мегирад. Роҷеъ ба Камолиддини Исфаҳонӣ менависад: «Аммо муболиғаи вай дар тадқиқи маонии иборати вайро аз ҳадди саломату равонӣ берун бурда» (7,142).

Дар бораи Камоли Хуҷандӣ мефармояд: «Вай дар латофати сухан ва диққати маонӣ бар мартабаест, ки беш аз ин мутасаввир нест. Аммо муболиға дар он шеър, вайро аз ҳадди саломат берун бурдааст» (7,145).

Ҳаммонандии дигари ду Камол дар гаравиши онҳо ба тасаввуф аст. Бо таваҷҷуҳ ба гуфтаи Давлатшоҳи Самарқандӣ «Камол дар хирқаи сӯфия ва фуқаро даромада буд ва дар беруни шаҳр зовия ихтиёр карда» (5,115).

Гаравиши Камоли Хуҷандӣ ба тасаввуф аён аст ва ҷои ҳеҷ шубҳа нест.

Яке аз хусусиёти муштараки ашъори ин ду Камол дар ҳазлу мутояба ва зарофат аст. Шиблии Нӯъмонӣ роҷеъ ба Камоли Исфаҳонӣ ба ҳақ навиштааст: «Аз хадамоти умдаи Камол ба шеъру шоирӣ ин аст, ки ҳаҷву зарофатро, ки ба воситаи Анварӣ ва Сӯзанӣ ва … забони авбош шуда буд, ниҳоят зарифу хушмаза кард» (4,15).

Барои намуна, қитъаи зери ӯро бигирем, ки ба қавли Эдвард Браун «беҳтарин ҳаҷвияи адабиёти форсӣ» мебошад:

*Гар хоҷа зи баҳри мо баде гуфт*
*Мо чеҳра зи гам намехарошем.*
*Мо гайри накӯиаш нагӯем,*
*То ҳар ду дурӯг гуфта бошем (2,150).*

Чунин зарофату ҳазли малеҳу нозукро дар ашъори Камоли Хуҷандӣ низ метавон мушоҳида кард. Тасвирҳои парадоксӣ ва лутфи шоирона, ки хоси ғазалҳои ӯст, идомаи ин тарзи баён аст.

Шайх Камоли Хуҷандӣ дар мақтаи яке аз ғазалҳояш боз ба ду Камол ишора намудааст:

*Бишкаст Камол аз суханат қадри Камолайн*
*Чун аз гуҳару лаъли Сипоҳониву Кошӣ (1,982).*

Эраҷи Гулисурхӣ дар тавзеҳи «камолайн» дар повараќи девони шоир навиштааст: «Манзур: 1. Камолиддини Исфаҳонӣ – қасидасарои маъруф; 2. Камолиддини Хуҷандӣ» (1,982).

Дар ҳақиқат, манзури шоир дар байти боло қабл аз ҳама, Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ аст, ки ба ӯ борҳо ишора рафтааст. Вале ба назари Эраҷи Гулисурхӣ роҷеъ ба Камоли дувум наметавон розӣ шуд. Зеро аввалан, Камоли Хуҷандӣ, ки ба лутфу қадри суханаш ифтихор дошт, онро боиси кам шудани эътибораш намедонист ва ин хилофи мантиқи фахрия аст. Сониян, дар мисраи дувуми байти мазкур шоир барои осон шудани дарки матлаб ба нисбаи ҳар ду Камол ишора кардааст. Яъне, яке Исфаҳонӣ буда, дигаре Кошӣ ё худ Кошонӣ аст. Аз «Камол»-ҳои маъруфе, ки дар фавқ зикр шуданд, ду тан дар Кошон таваллуд ёфта ва зиндагӣ кардаанд. Яке Камолиддин Ҳусайни Кубравӣ аст, ки аз шуарои мутасаввиф ва пайрави силсилаи кубравия буда, ки девони аш-ъори ӯро ба Мансури Ҳаллоҷ нисбат медиҳанд. Дувумӣ Камолиддин Абдурраззоқи Кошонӣ аст, ки шоири мутасаввиф буда ва аз маслаки «суҳравардия» пайравӣ мекардааст. Ӯ ҳамчунин чандин рисолаи ирфонӣ таълиф намудааст. Акнун суоле ба миён меояд, ки Камоли Хуҷандӣ кадом як аз онҳоро дар назар дорад.

Аз рӯи далоили зайл метавон ишораи Камоли Хуҷандиро ба Камолиддини дувум, яъне Абдурраззоқи Кошонӣ таъйид кард. Зеро Камолиддини Кубравӣ, аввалан, дар даврони пирии Камоли Хуҷандӣ хеле ҷавон буда ва муқоиса кардан бо ӯ имконпазир нест. Сониян, Камолиддини Кубравӣ бо нисбаи Кошонӣ ё Кошӣ маъруф нест. Вале Камолиддин Абдурраззоқ қабл аз таваллуди Камоли Хуҷандӣ аз олам даргузашта, ҳамчун Кошонӣ машҳур аст. Аз байти зерини Мавлоно Камолиддин Кошонӣ қаробати Камоли Хуҷандиро бо ӯ дар баёни матолиби ирфонӣ ва лутфи шоирона метавон эҳсос кард:

*Бе дарди диле роҳ ба бӯстон натвон ёфт,*
*То ҷон надиҳӣ, суҳбати ҷонон натвон ёфт (6,769).*

Аз баррасии боло бармеояд, ки дар ашъори Камоли Хуҷандӣ зикри шуарову донишмандон тасодуфӣ набуда, балки аҳдофу матолиби ҷиддӣ дар бар дорад. Аз ҷумла, ин ишораҳо бештар иртиботи маънавӣ ва услубии осори Камоли Хуҷандиро бо шоирони ҳамномаш Камоли Исфаҳонӣ ва Камолиддин Абдурраззоқи Кошонӣ нишон медиҳад.

**Пайнавишт:**


1. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ / Ба эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ.-Теҳрон: Суруш, 1374. (Иборат аз ду ҷилд)
2. Исфаҳонӣ, Камолиддин Исмоил. Куллиёт.-Теҳрон. Чопи сангӣ, бидуни соли нашр.
3. Мақсудов, Бадриддин. Рӯзгор ва осори Камоли Хуҷандӣ.-Душанбе, 1994.
4. Нӯъмонӣ, Шиблӣ. Шеър-ул-аҷам. – Ҷ.2.-Теҳрон. Чопи савум, 1368.
5. Самарқандӣ, Давлатшоҳ. Тазкират-уш-шуаро /Ба ҳиммати Муҳаммади Рамазонӣ.-Теҳрон, 1366.
6. Хайёмпур. Фарҳанги суханварон. – Ҷ.2.-Теҳрон, 1372.
7. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Баҳористон /Бо тасҳеҳи Аълохон Афсаҳзод.-Маскав, 1978.



*Мирнеъматуллоҳи Мӯсавӣ*


## НИГОҲЕ БА ЗАМОН ВА ШЕЪРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ шоири орифи садаи ҳаштум, яке аз барҷастатарин ғазалсароёни адаби густурдаи форсист. Бо таваҷҷуҳ ба ин ки ҳунар офаридаи замону вазъияти иҷтимоӣ ва мутаассир аз авзои сиёсист, дар баррасии шеъри шоирон бояд вазъияти сиёсӣ ва иҷтимоии ононро ба диққат мавриди мутолиа қарор дод ва бар асоси пажӯҳишҳои илмӣ дарёфт, ки шоир чӣ нақш дар офаридани шеъри худ доштааст.

Агар ниме аз офариниши “Шоҳнома”-ро ба ҳисоби Ҳаким Фирдавсӣ бигзорем, ними дигари ин ифтихор насиби авзои сиёсӣ ва иҷтимоии садаи чаҳорум ва авоили садаи панҷуми ҳиҷрӣ хоҳад буд, чӣ замони офариниши “Шоҳнома” обастани ин асари сутург будааст ва агар Фирдавсноме низ дар ин замон зуҳур намекард, ин асари гаронқадр ба мақоми зуҳур мерасид ҳоло заифтар ё қавитар аз он чи ки дар даст дорем. Бинобар ин, метавон ба ин натиҷаи қатъӣ эътироф кард, ки осори барҷастаи ҳунарӣ дар замони хосе ва ба муносибати вижае маҷоли таҷаллӣ меёбад. Ҳамчунин, дар баррасии осори ҳунарӣ бояд аз ду зовия ба онҳо нигоҳ кард. Зовияи нахуст ин, ки ҳунарманд бо офаридани ҳунари худ чӣ ҳадафе дорад ва чӣ матлаберо мехоҳад ба мухотаби худ бирасонад. Бегумон, ин матолиб ва ин “чӣ гуфтан” иртиботи мустақиме бо вазъияти замон дорад. Агар андешаву зеҳни ҳунарманд дар пиромуни қонун ва ойини иҷтимоӣ давр бизанад, бегумон, дар замони ҳунарманд беқонунӣ ё дасти кам қонуншиканӣ вуҷуд доштааст. Агар ҳунарманд тазвиру риёро меҳвари аслии асари худ қарор диҳад, бегумон, ҷомеаи ӯ гирифтори дарди бедармони тазвиру солус будааст. Гузашта аз ин, забони ҳунар забони мустақиму оддӣ нест, балки киноиву ғайримустақим аст ва гоҳе, он чи ки ҳунарманд бо ҳунари худ баён мекунад,

акси он ҳадафи ниҳоии ӯст. Вақте Ҳофиз дар байти зер вожаи "оқил"-ро ба кор мебарад, бегумон, манзураш ҷоҳил будааст:

*Воизам гуфт: "Ба ҷуз ғам чӣ ҳунар дорад ишқ?!"*
*Гуфтам: "Эй хоҷаи оқил, ҳунаре беҳтар аз ин".*

Ва ё дар байти зер аз Камоли Хуҷандӣ манзури асливу ниҳоии шоир аз вожаи "омӣ", маънои акси он, яъне "ориф" аст:

*Чӣ зиён, агарчи гаштам чу Камол ринду омӣ,*
*Ки зи зуҳду некномӣ ҳама умр буд орам.*

Бад-ин тартиб, дарёфти паёми ҳунарманд содаву дархури ҳар гӯше нест ва ин вижагӣ забони ҳунарро печида ва дерёб мекунад, ки бояд барои дарёфти он шахсияти ҳунарманд, вазъияти сиёсиву иҷтимоии ӯ ва фактурҳои дигарро баррасӣ кард.

Мавзӯи дигаре, ки дар тарҳи андешаи як ҳунарманд бояд дар назар гирифта шавад, тааҳҳуди ӯст. Ҳунармандон, дарвоқеъ, қишри тезҳушу солими як ҷомеа ҳастанд ва ҳунарманде, ки аз ахлоқи солиму ҳуши саршор баҳра надошта бошад, ҳунарманди воқеӣ нест, балки тазоҳур ба ҳунармандӣ мекунад. Ҳунарманди воқеӣ нисбат ба некандешӣ ва ислоҳи ҷомеа ҳассос аст ва каживу норостиро барнаметобад. Чунин ҳунармандеро метавон ҳунарманди мутааҳҳид номид. Ҳунарманди мутааҳҳид ҷомеаи худро ба сӯи ростӣ ҳидоят мекунад ва ростии мутлақ дар зоти муқаддаси Кибриёст. Бинобар ин, агар дар ҳунар эътирозе, интиқоде ва андешаи муборизаталабона дида мешавад, аз ин чашмаи зулол сарчашма мегирад, ҳарчанд ба зарари қудратмандону соҳибмансабон бошад. Кӯтоҳии сухан ин, ки ҳунарманди асилу мутааҳҳид чанг задан ба "ресмони ҳусни мутлақ"-ро таҷвиз мекунад, на чанг задан ба ресмони фалону баҳмонро.

Бо таваҷҷуҳ ба он чи ки ба таври кӯтоҳ ба нигориш даромад, нахуст бояд дид, ки Камоли Хуҷандӣ дар чӣ замоне ва дар чӣ ҷомеае зиндагӣ мекард ва оё мутааҳҳидона ҷомеаи худро ба чанг задан ба ресмони некии мутлақ даъват карда ва ҳунари худро ба хидмат ба мардуми худ ба кор баста ё на?! Ба иборати фаннӣ отифаи сухани ӯ аз чӣ навъ отифаест? Пас аз баррасии ин бахш нақди марҳилаи дувум, яъне "чӣ гуна гуфтан" ё "чӣ гуна баён кардан" метавонад мавриди баррасӣ қарор гирад. Бинобар ин, нахуст бояд донист, ки Камол чӣ ҳадафе аз шоирӣ дошта, сипас метавон ба ин мавзӯъ пардохт, ки ин ҳадафро чӣ гуна ба мухотабони худ илқо кардааст.

**Авзои сиёсӣ ва иҷтимоии Озарбойҷон дар садаи ҳаштуми ҳиҷрӣ.** Дар садаҳои ҳафтуму ҳаштуми ҳиҷрӣ Эрон, бавижа, Озарбойҷон гирифтори ваҳшигариҳои хонадони Чингиз буд. Таърихи муғул дар Эронро метавон дар се бахши умда баррасӣ кард:

а) давраи куштору номардӣ;

б) давраи оромиши нисбӣ;

в) давраи ҳараҷу мараҷу футурат.

Бо таваҷҷуҳ ба ин, ки Камоли Хуҷандӣ дар давраи савум зиндагии пурбаракати худро сипарӣ мекард, барои ҷилавгирӣ аз тӯлонӣ шудани матлаб, танҳо ин давраро мавриди баррасӣ қарор медиҳем. Давраи футурат ва ҳараҷу мараҷ байни муғулу Темуриён дар таърихи Эрон аз марги охирини элхони муғул Султон Абӯсаид Баҳодурхон дар соли 734 оғоз мешавад. Ва низ таваллуди Камол дар авоили садаи ҳаштум рӯй додааст. Бинобар ин, дар давраи мавриди назар Камол камтар аз сию панҷ сол ва синне муносиб ба рушди фикрӣ ва камоли андеша доштааст.

Дар солҳои ҳарҷу марҷ мусибатҳое бар сари мардуми ситамкашидаи Эрон, бавижа, мардуми Озарбойҷон омадааст ва шоири жарфандеш ва мутааҳҳиди ин давра дар ин ҷомеаи ошуфта, бегумон, сувари хаёли шеъри худро аз ин вазъият гирифтааст. Аз он ҷой, ки ҳунари ноб ва шеъри мутааҳҳид оинаи тамомнамои вазъияти сиёсиву иҷтимоии як давра ба ҳисоб меояд, ниёзе ба баррасии таърихи ин давра эҳсос намешавад, зеро бо чашми мусаллаҳ метавон аз равзанаи шеъри Камол ва "Камол"-ҳо авзои нобасомони онро мушоҳида кард:

*Ҳалол бод майи хулду ҳур зоҳидро,*
*Ки вогузошт ба риндон шаробу шоҳидро.*
*Мабар зи гардани сӯфӣ қилодаи тасбеҳ,*
*Гузор, то бибурад гардани муқаллидро...*
*Аҷаб, ки шаҳна нагашт аз имоми мо воқиф,*
*Ки харҷ кард ба май вақфҳои масҷидро.*
*Камол, лофи ибодат мазан, ки чашми бутон,*
*Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро.*

Бо таваҷҷуҳ ба вижагии аслии забони шеъри ирфонӣ ва рамзҳои сӯфиёна ва таънаҳои риндона ва баёни асрори Ҳақ аз ҷониби ин гурӯҳ бо забоне, ба зоҳир осебпазир, метавон авзои ошуфтаи иҷтимоӣ ва кажравиҳои кордонони амри ҷомеаи шоирро ба равшанӣ дарёфт. Ду шоири номдори муосири Камол Ҳофиз ва Убайд низ аз даричаи ҳунари асил бо ҳадафи "чанг задан ба ресмони Худо", яъне некии мутлақ, ҳамон андешаҳоро баён карданд, ки Камол тайи ғазали пешин ба хонандагони худ гуфтааст. Ҳофиз, ки девонаш саросар пур аз чунин мазмунҳои таънаомез ва риндона аст, бегумон, монанди бисёре аз андешамандони замони худ тасвире аз ҷомеаи ноҳинҷори худро тарсим кардааст:

*Донӣ, ки чангу уд чӣ тақрир мекунанд?*
*Пинҳон хуред бода, ки тағйир мекунанд.*
*Номуси ишқу равнақи ушшоқ мебаранд,*
*Айби ҷавону сарзаниши пир мекунанд...*
*Май хур, ки шайху ҳофизу муфтиву муҳтасиб,*
*Чун нек бингарӣ, ҳама тазвир мекунанд.*

Ва муътаризи барҷаставу номдори дигари ин давра бо хашме фаровону зеҳне ифшогар, аммо лафзе беинон тасвири ҷомеаи давраи футуратро чунин мекунад:

"...Чингизхон, ки имрӯз ба кӯрии аъдо дар дарки асфали муқтадо ва пешвои муғулони аввалину охирин аст, то ҳазорон ҳазор бегуноҳро ба теғи бедареғ аз пой дарнаёвард, подшоҳии рӯи замин бар ӯ муқаррар нагашт.

Ҳалоку чун ситам варзид, лоҷарам қурби навад сол подшоҳии хонадони ӯ қарор гирифт ва ҳар рӯз давлати эшон дар тазоид буд. Абӯсаиди бечораро чун дағдағаи адолат дар хотир афтод ва худро ба шиори адл мавсум гардонид, дар андак муддате давлаташ сипарӣ шуд ва хонадони Ҳалоку ва мусоии ӯ дар сари нияти Абӯсаид рафт".

Бо таваҷҷуҳ ба он чӣ аз Камолу Ҳофизу Убайд дар бораи авзои сиёсиву иҷтимоии садаи ҳаштуми ҳиҷрӣ ба таври кӯтоҳ оварда шуд, ниёзе ба баррасии таърихии ин давра эҳсос намешавад, зеро чунон ки гузашт, танҳо адабиёту ҳунар воқеиятҳои талхи таърихро ба равшанӣ нишон медиҳад. Бо ин ҳол нигоҳи гузаро ба вазъияти сиёсиву иҷтимоии давраи Камол дар шинохти шахсияти ӯ гираҳкушо ба назар мерасад.

Пас аз марги охирин элхони муқтадири муғул, императории густурдаи Элхонон дучори таҷзияву ошуфтагӣ шуд. Дар шимоли сарзамини онон мулуки Карт дар маркази Ҳирот салтанат мекарданд. Дар Сабзавору сарзаминҳои муҷовири он Сарбадорон дорои қудрате буданд. Ҷануби ин сарзамин миёни шоҳзодагони Оли Музаффар тақсим шуда буд, ки ағлаб бо якдигар дар ситез буданд ва маркази ҳукуматҳои мустақили онон дар Шероз ва Исфаҳону Кирмон мустақарр буд. Бахши ғарбии Эронро дар як сарзамини байзошакл, ки конуни шимолии онро Озарбойҷон ва конуни ҷанубии онро Бағдод ташкил медод, Оли Ҷалоир ё Элхониён ба худ ихтисос дода буданд. Ин хонадон дар таърихи сиёсиву фарҳангии Эрон нақши умдае доштанду аҳамияти онон бештар дар он аст, ки ҳамвора шоирони бузурге дар дастгоҳи ҳукуматии худ доштанд ва ононро мавриди ташвиқ қарор медоданд. Аз барҷастатарин шоирони ин давра, ки бо дарбори Элхониён иртиботи наздике доштаанд: Салмони Соваҷӣ, Убайди Зоконӣ, Ассори Табрезӣ, Шарафуддини Ромӣ, Ҳофизи Шерозӣ ва саранҷом Камоли Хуҷандиро метавон ном бурд. Гузашта аз ин, Оли Инҷу, Амирони чӯпонӣ, Туғотемуриён, Салғуриён, мулуки шабонкора, Атобакони Язд, Атобакони Луристон, Қарохитоиён, Мулуки Табаристон ва монанди инҳо ҳар як дар гӯшае ё ба тарафдорӣ аз хонадони Элхониён ва ё ба ҳавои салтанат ин сарзамини куҳанро дучори ошуфтагӣ ва парешонӣ карда буданд ва ҳамеша бо ҳамдигар ҷангу ситез мекарданд, бо ин ҳол давраи иқтидор ва қудрати онон чандон тӯлонӣ набуд ва қисмати бузурге аз ҳукумату амирии онон дар заъф ё задухӯрд мегузашт. Аммо бо камоли таассуф бояд эътироф кард, ки ба қудрат расидани онон бо якдигар ва соири рухдодҳои ин давра дар ҷиҳати аз миён рафтани маданияти Эрон муассир буд ва давраи бисёр ошуфтае дар таърихи сиёсӣ ва дар натиҷа иҷтимоии Эрон ба вуҷуд овард.

Ҳар як аз ин силсилаҳои фаръӣ, ки ба қудрат мерасиданд, хоста ё нохоста талош мекарданд, ки дарбори худро ба қудуми мубораки шоирон низ музайян созанд, то шояд битавонанд, фатҳномаи аъмоли хушунатомези худро ба сурати осори адабӣ ва шеър ба сарзаминҳои дуртар ва шояд ҳам баояндагон бирасонанд. Табиист, ки шоирони огоҳу мутааҳҳиди ин давра дар чунин вазъияти ошуфтаи сиёсиву иҷтимоӣ барои баёни ноҳинҷориҳои ахлоқӣ ва ҳукуматӣ онон фурсатро ғанимат мешумурданд ва бо истифода аз имкони ифшои фасодҳои дастгоҳи ситами шоҳӣ, гоҳе сареҳу гоҳе ба кинояву танзу тамасхур оинавор номардумиву патёрагии (зиштии) ҳукуматдорон ва муздурону солусонро мунъакис мекарданд:

*Бути номеҳрубони ман вафодорӣ намедонад,*
*Ба аҳли дил ба ҷуз зулму ситамкорӣ намедонад.*
*Чу додам дил ба дасти ӯ, ба пои меҳнат афкандаш,*
*Чӣ донистам мани бедил, ки дилдорӣ намедонад...*
*Чӣ суд аз нолаву зорӣ ба ин дар додхоҳонро,*
*Ки султон ҳоли мискинони бозорӣ намедонад.*
*Муроди хотири мо нек медонад ҳабиби мо,*
*Тагофул мекунад з-он сон, ки пиндорӣ намедонад...*
*Камол аз халқ натвонист пӯшидан назарбозӣ,*
*Ки ӯ ринд асту чун зуҳҳод тарророӣ намедонад.*

Боре бо ҳамлаи барқосои “азоби Худо”-и Темур аглаби ин хонадонҳо аз миён рафтанд ва ҷаҳонкушои “ланг” пас аз тасхири сарзамини густурдаи Эрон, бахши ғарбии онро ба писараш Мирзо Мироншоҳ супурд. Авохири умри тӯлонии Камоли

Хуҷандӣ бо ҳукумати ин Мирзои тотор ҳамзамон буд. Бад-ин тартиб, ин шоири ориф давраи тӯлонии ошуфтаеро пушти сар гузошта ва сувари хаёли шеъри худро аз ин ошуфтагӣ интихоб кардааст:

*Ишқ оини порсоён нест,*
*Бехудӣ расми худнамоён нест.*
*Май ба сӯфӣ мадеҳ, ки ин софӣ,*
*Дархури ҳоли бесафоён нест.*
*Магар он дил, ки бар қарори худ аст,*
*Воқиф аз ҳоли дилрабоён нест.*
*Ёр бегона шуд чунон имрӯз,*
*К-аш дигар ёди ошноён нест.*
*Он ки машғули неъмату ноз аст,*
*Ҳеҷаш андӯҳи бенавоён нест.*
*Давлати васл хостам, гуфтанд:*
*“Салтанат дархури гадоён нест”.*
*Раҳбаре ҷӯ, Камол, к-ин раҳро*
*Солҳо рафтаанд, поён нест.*

Султон Ҳусайни Ҷалоирӣ-писари Увайс барои иқомати Камол, ки муддате аз зодгоҳи худ-Хуҷанд ба азми сафари ҳаҷ дур шуда буд ва дар Табрез иқомат дошт, боғу хонақоҳ ихтисос дод ва шайх Камол ба ин шаҳру ин хонақоҳ, ки дар маҳалле бо номи “Валиёнкӯй”, ки дар лафзи кунунии Озарбойҷон “Байлонкӣ” гуфта мешавад, алоқаи шадиде пайдо кард. Чунонки дар мақтаи ғазали зер бо забони вижаи ирфонӣ ва риндии тамом алоқаи худро ба ин макон иброз доштааст:

*Мижа тез асту ғамза тезу ту тез,*
*Хуни ушшоқ рехтӣ ба ситез.*
*Гар кушӣ, бебаҳона натвон кушт,*
*Сад баҳона ба шевае ангез...*
*Кард хуни ҳама ба гардани зулф,*
*Гуфт: “Каҷ дор тураровӯ марез”.*
*Порсо дасти хушк рафт он ҷо.*
*Чу зи тасбеҳ дошт дастовез.*
*Зоҳидо, ту биҳишт ҷӯ, ки Камол*
*Валиёнкӯй ҷӯяду Табрез.*

Вазъи Озарбойҷон пас аз марги султон Увайси Ҷалоирӣ дар замони султон Ҳусайну султон Аҳмад - писарони ӯ, дар асари кашокашу задухӯрд миёни амиру сардорони Ҷалоирӣ, аз як сӯ ва дастдарозии Оли Музаффару амирони Қипчоқу туркмонон, аз сӯи дигар, сахт ошуфтаву парешон буд. Ошуфтагии авзои сиёсиву иҷтимоии Табрез ва густариши ҳараҷу мараҷ боиси ҳамлаи Ғиёсиддин Тӯхтамишхон - фармонравои дашти Қипчоқ ба ин сарзамин шуд, ки дар он шаҳр ба ғорат рафт ва иддаи зиёде ба асорати амири Қипчоқ ба пайравӣ аз аглаби фармонравоёни он давра, иддаи бузургону донишмандони Табрезро ба сӯи пойтахти хеш шаҳри Сарой равона кард. Аз барҷастатарин муҳоҷирони ин иқдом Камоли Хуҷандӣ буд. Камол дар ин шаҳр ба унвони як муҳоҷири номдор ва арҷманд бо шукӯҳу ҷалол зиндагӣ мекард ва ба шеър мепардохт:

*Эй рухат ояти ҳусну даҳанат лутфи Худой,*
*Ба ҳадисе бикушой он лабу лутфе бинамой...*
*Бӯстонест Сарой аз гули он рӯй, Камол,*
*Ба Сарой омадӣ, эй булбули хушгӯ, бисарой!.*

Ва дар ғазале ошиқона аз Сарою дилбарони он диёр бисёр ёд кардааст:

*Турки ман, маҳ бувад ба туркӣ ой,*
*Хуш бувад, як шабе ба назди ман ой.*
*Кард вайрон сарою кох Камол,*
*Тоқи абрӯи дилбарони Сарой.*

Ва низ дар байти зер ба ин мазмун ишора дорад:

*Агар Сарой ҳабиб асту дилбарони Сарой,*
*Биёр бода, ки ман форигам зи ҳар ду сарой.*

Аммо пас аз муддате пойтахти қипчоқиён ошуфтаву парешон мешавад ва шоири ғазалсарову хушгӯй сувари хаёли худро аз ошуфтагиву парешонии маҳалли иқомати худ гирифта, бо каломи зебое, ки дархури ғазал аст, ба ёди Табрезу маҳалли иқомати қаблии худ меафтад ва ба сӯи ин шаҳр бозмегардад:

*Ҳар лаҳза ғамзаҳо ба ҷафо тез мекунӣ,*
*Боз ин чӣ фитнаҳост, ки ангез мекунӣ?!*
*Дилҳои мо нахуст ба тороҷ мебарӣ*
*В-он гаҳ асири зулфи диловез мекунӣ.*
*Гар хун чаконӣ аз дили ошиқ, кирост ҷанг?*
*Шоҳӣ ба қалби рафтаву хунрез мекунӣ.*
*Дар баҳри дида об куҷо истад зи ҷӯш,*
*З-ин сон, ки оташи дили мо тез мекунӣ.*
*Хоби шабон мабанд ба чашмам дигар хаёл,*
*Чун ҳамдамам ба оҳи саҳархез мекунӣ.*
*Аз хуни мо чӣ тавба диҳӣ чашми мастро,*
*Аз бодаи ҳалол чӣ парҳез мекунӣ?*
*Шаҳри Сарой чун дилат ошуфта шуд, Камол,*
*Вақт аст, агар азимати Табрез мекунӣ.*

Дар ин ғазал вожаҳову ибораҳои: “ҷафо”, “тез кардан”, “ангехтан”, “тороҷ”, “асир”, “хун”, “ҷанг”, “шоҳ“, “хунрезӣ” ҳама ҳикоят аз авзои номуносибу ҷангу ситези шаҳру диёр ва маҳалли иқомати шоир доранду ба далели нобасомонӣ ба зеҳни Камол рахна кардаанд ва низ вожаҳову ибораҳои назири: “баҳри дида”, “оби чашм” (ба маънии ашк), “хоб ба чашм наёмадан”, “оҳ“, “ошуфтаву азимати фазои ғаму андӯҳ“ ҷомеаи шоирро ба тасвир мекашад. Ҳамчунин, чун шоир ғазалсаро мебошад, ин ошуфтагиву парешониро дар қолаби ғазал суруда ва вожаҳои вижаи ғазалро дар он гунҷонидааст. Монанди: “ғамза”, “дил”, “зулф”, “диловез”, “ошиқ”, “қалб”, “ҷӯш”, “хаёл”, “тавба”, “чашм”, “маст”, “бода” ва ғайра. Камол дар ин ғазал бо ба коргирии аносири сегонаи боло, шеъре равон ва ғазале обдор сурудааст, ки зимнан нишонгари вазъияти иҷтимоии рӯзгори худ низ мебошад.

Боре, пас аз расидан ба Табрез мавриди инояти Мирзо Мироншоҳ-шоҳзодаи темурӣ қарор мегирад. Ҷолиб ин аст, ки ҳеҷ шоҳзодаи темуриро намебинем, ки шоир, шеършинос ва ё дастикам шоирнавоз набошад. Шохрух-писари дигари Темур чунон бисоте дар шеърдӯстӣ ва фарҳангпарварӣ роҳ андохт, ки дар таърихи шеъри форсӣ аз барҷастатарин ҳомиёни шеъру адаб лақаб гирифт. Подшоҳони темурии Ҳинд дар бораи ҳунармандон ва шоирон инояти вижае доштанд, Акбарподшоҳи Ҳиндро метавон бузургтарин ҳомии шеъри форсӣ дар таърихи он номид. Ва худи Темури хунрез, ки худро “азоби илоҳӣ” муаррифӣ мекард, ду шахсияти мутафовит дошт: Шахсияти нахустин ғоратгариву ситампешагист ва дувумаш ҳунарпарвариву аҳли завқ будан бархӯрд. Агарчи самбулики Темур бо Ҳофиз нишонгари ин ваҷҳи ӯст. Маъруф аст, ки вақте Темур ғазали маъруфи Ҳофиз ба матлаи:

*Агар он турки шерозӣ ба даст орад дили моро,*

*Ба холи ҳиндуяш бахшам Самарқанду Бухороро.*

-ро хонд, шоирро ба ҳузур талабид ва гуфт: “Ман барои ободии Самарқанд дунёро ба оташ кашидаам. Чӣ гуна ба холи маъшуқ мебахшӣ...” матлаб, агар ҳам сохтагӣ бошад, нишонгари ҳунардӯстӣ ва завқи зебоиписанди Темури ҷаҳонкушоро мерасонад.

Ба ҳар ҳол, Мироншоҳ нисбат ба шайх Камол иродат варзид ва гоҳе ҳаммонанди ҳама қудратдорон,барои тазоҳур ҳам, ки шуда ҳадяҳое тақдими ӯ ва хонақоҳаш мекард.

“Мирзо Мироншоҳ нисбат ба Шайх Камол иродате тамом ва ақидате локалом дошт ва рӯзе ба мулозимати он ҷаноб рафта, камари мурассаъ ба расми назр ба назди шайх ниҳод ва ба хилофи маъҳуд шайх он камарро бардошт ва ба хона бурд ва баъд аз лаҳзае, ки ба суҳбати асҳоб муовадат (баргашт) кард, ҳамаро мақбуз ёфта, пурсид, ки ёрон чаро беҳузуранд? Яке аз ҳозирон гуфт, ки дарди камар доранд. Шайх табассум карду гуфт: «Камарро биёваранду қисмат кунанд».

Он чи навишта шуд, аз ҷилди савуми “Ҳабиб-ус-сияр”-и Хондамир буд. Ва низ дар “Тароиқ-ул-ҳақоиқ”-и Ноиб Садри Шерозӣ дар бораи иродату навозиши Мирзо Мироншоҳ ба Камол чунин омадааст:

“Рӯзе Мирзо Мироншоҳ-писари Амир Темур, ки аз ҷониби падар Иёлати Озарбойҷон дошт, ба дидани Шайх омад. Чуҳрагони подшоҳ бар боғчаи Шайх давиданд ва ба ғорати дарахти олучаву зардолу машғул шуданд. Шайх табассуме карду чуҳрагонро гуфт: “Муғулон, ғоратгариро дар боғи дигар кунед, ки Камоли бечора қарздор шуда ва баҳои ин боғча ваҷҳи қарзхоҳон кардааст”. Султон гуфт: “Магар Шайхро қарз аст?” Шайх фармуд: “Даҳ ҳазор динор”. Подшоҳ ҳукм дод, даҳ ҳазор динор биёварданд ва дар ҳамон маҷлис таслими Шайх намуданд ва ба вомхоҳ дод”.

Бинобар ин, Шайх Камол дар тӯли умри тӯлонии худ ошуфтагиҳои давраи муғулӣ, темурӣ ва ҷалоириро, ки конуни аслии ҳар се Озарбойҷон буд, дида ва бо таваҷҷуҳ ба зеҳну андешаи ҳар шоиру ориф наметавониста аз ин нобасомонӣ мутаассир нашавад. Дар қолаби ғазал забони нешдори худро ба сӯи ситампешагони ҳукуматӣ, аз як сӯ ва мутазоҳирони тангназар, аз сӯи дигар, нишона рафтааст:

*Дорем, соқиё, ҳаваси ишрату нишот,*
*Ҷӯёи роҳи майкадаем, иҳдина-с-сирот.*
*Майхонае бисозу бикун вақфи ошиқон,*
*Чизе, ки бериёст беҳ аз сад пулу работ.*
*Зоҳид ба рӯзи ҳашр пулу ҷӯй карда гум,*
*Майхора ҷаста аз пулу бигзашта аз сирот.*
*Мо ошиқему ринду ба маъшуқ мухталит,*
*Эй шайхи неком, ба мо кам кун ихтилот.*
*Дар шаҳр кас намонд аз он шуд касе рақиб,*
*Фарзин шавад пиёда, чу гардад тиҳӣ бисот.*
*З-он лаб равам ба ханда, чу дашном бишнавам,*
*Нуқлу май аст мӯҷиби шодиву инбисот.*
*Суръат макун ба васфи лабу оразаш, Камол,*
*Корест ҳар ду нозуку шарт аст эҳтиёт.*

Дар ҷамъбандии ин бахш, ки мазмуну муҳтавои сухани Камоли Хуҷандиро дар бар мегирифт, ба ин натиҷа расидем, ки ҳаммонанди бисёре аз шоирони орифи садаҳои ҳафтуму ҳаштуми ҳиҷрӣ аз вазъияти сиёсиву иҷтимоии ноҳинҷори ин давра

ранҷ мебурда ва ҳар ҷо даст медода, неши тези каломи оташини худро ба сӯи музаввирону риёкорон нишона мерафтааст. Сухани поёнӣ дар ин бахш ин, ки Камол низ монанди гурӯҳе аз шоирони мутааҳҳид ва ҳофизвор аст, ки шеъри ноби ӯ дар хидмати ифшои нобасомониҳои иҷтимоӣ ва ҳидояти он ба сӯи неки мутлақ ва хубиҳое пазируфта шуда, аз ҷониби афкори бозу равшан суруда шудааст ва шоир аз сароиши шеър ҳадафе ҷуз баёни масъулияти иҷтимоӣ ва ислоҳи ҷомеаву иршоди мардум надоштааст.

Акнун вақти он расидааст, ки бахши дувуми баррасии худро оғоз кунем ва ин пурсишро матраҳ созем, ки Камол зеҳну андешаи худро чӣ гуна ба тасвир кашидааст?

Он чӣ имрӯз ба номи ғазали классикии форсӣ номида мешавад, аз садаи шашум-шоири номдори он давра - Саноии Ғазнавӣ оғоз шудааст, ки ин навъ шеър бояд чанд вижагии аслӣ дошта бошад:

1. Равобити ду тарафро баён кунад (ошиқу маъшуқ).
2. Ҳар як аз байтҳо истиқлоли маъноӣ дошта бошад.
3. Вожаҳои мулоиму дилнишин дар сурудани он ба кор гирифта шавад.
4. Байтҳои он маъмулан байни 7 то 13 бошад.

Дар анвои ғазал низ баҳсҳои тӯлонӣ вуҷуд дорад, ки ошиқона, орифона ва иҷтимоӣ аз анвои маъруфи он аст. Пас аз садаи шашум ғазали классикии форсӣ густариш меёбад ва дар садаҳои ҳафту ҳашт ба такомул мерасад, ки нуқтаи поёнӣ ва авҷи он дар садаи ҳаштум ба дасти Ҳофиз маҷоли таҷаллӣ меёбад. Дар пайдоишу густариши ғазали классикии форсӣ се чеҳраи номдори ин навъи шеър дурахшонтар ва барҷастатар аз ҳама чеҳраҳои мутааддид аст: Мавлавӣ, Саъдӣ ва Ҳофиз ва барои нақду баррасии сухани шоирони ғазалсарои дигар кофист меъёри санҷишро баёни ин шоирон қарор диҳем ва бо онон муқоиса кунем. “Барҷастатарин сифати ғазали Мавлавӣ дар “Девони Шамс” истифодаи ӯ аз вазнҳои зарбӣ аст, ки ҳадафи аслии гӯянда таҳаррук бахшидан ва ба ваҷду шӯр овардани хонанда будааст ва бегумон худ низ ин ғазалҳоро дар ҳоли ваҷд сурудааст”. Дар девони Камол ба ғазалҳое метавон бархӯрд, ки шӯру ҳоли ғазали Мавлавиро дорад:

*Гар дам занам бе рӯи ӯ, шарм оядам аз рӯи худ,*
*Ошиқ наҷӯяд зиндагӣ бе суҳбати дилҷӯи худ.*
*Ман ҷон ҳамекандам зи ғам, он лаб зи ман мехост ҷон,*
*Фарҳод мезад тешаҳо бар сангу Ширин сӯи худ.*
*Бо моҳ гуфтам: “Ин ҳама ҳусн аз куҷо овардаӣ?”*
*Гуфто: “Зи хоки кӯи ӯ молидаам бар рӯи худ”.*
*Гуфтӣ: “Сари як мӯи ман ҳар ду ҷаҳон дорад баҳо”.*
*Дидӣ, ки ҳам нашнохтӣ миқдори тори мӯи худ.*
*Носеҳ бигуфт аз аввалам, к-аз ишқи хубон тавба кун,*
*Рӯи ту диду тавба кард охир зи гуфтугӯи худ.*
*Дар даври чашмат шуд сияҳ аз дуди дил меҳробҳо,*
*Гар боварат н-ояд зи мо, бингар хами абрӯи худ.*

Табиист, муқоисаи на танҳо Камол, балки ҳар як аз сухансароёни номдори форсӣ бо Саъдии ширинсухан танҳо барҷастагии Саъдиро нишон хоҳад дод, чӣ худи шайхи бузургвор ба ҳақиқат огоҳ будаву ишора кардааст, ки:

*Бар ҳадиси ману ҳусни ту наяфзояд кас,*
*Ҳад ҳамин аст сухандониву зебоиро.*

Аммо ин ки Камол дар истиқбол аз Саъдӣ мақоме ба даст оварда ва сухани худро ҳамвор ва равон кардааст, бегумонем. Порае аз ғазалҳои Камол дар гӯши “ғайримусаллаҳ” танини ғазалҳои Саъдиро метавонад дошта бошад:

*Ин меваи ширин магар аз боғи биҳишт аст?*
*В-ин ҳури биҳишт аз шакари ноб сириштаст.*
*Дар боғи биҳишт ин қаду рухсор надиданд,*
*Ин сарв кӣ биншондаву ин лола кӣ киштаст?*
*Мо равза нахоҳем, ки ҳар ҷо чу ту ҳурест,*
*Савганд ба хоки сари кӯят, ки биҳишт аст.*

Аз вижагиҳои фаннии ғазали Камоли Хуҷандӣ илтизоми ҳафт байт аст, ки дар қитъаи зер ба ин мавзӯъ ишора кардааст:

*Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,*
*Панҷ ганҷ аз лутф он ушри ашир.*
*Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст,*
*Ҳар яке поку равону дилпазир,*
*Лек аз ҳар ҳафташон ҳак карданист,*
*Чор байт аз аввалу се аз ахир.*

Аммо ғазали Мавлавӣ дар “Девони Кабир” вақте тамом мешавад, ки мазмуни шоир фурӯкаш кунад. Ба ин далел аст, ки гоҳе ғазалҳои Мавлавӣ аз ҳафтоду ҳаштод низ таҷовуз мекунад. Шӯру ҳолу ҳаяҷони дарунии Мавлавиро, на танҳо дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ, балки дар ҳеҷ шоири дигаре ғайр аз девони худи ӯ наметавон дид. Камол танҳо бахше аз вижагиҳои мутааддиди ғазали Мавлавиро ба ирс бурда ва дар порае аз ғазалҳои худ онҳоро ба кор бурдааст.

Мушобиҳати ғазали Камол бо ғазали Саъдӣ беш аз соири шоирони ғазалсарои пеш аз садаи ҳаштум аст. Бо таваҷҷуҳ ба ин ки Саъдии ширинсухан бо номардумиҳои рӯзгори худ бо мулоимати махсус бархӯрд мекунад ва монанди шоирони пархошгари садаи ҳаштум, аз ҷумла, Авҳадӣ, Камол, Ҳофиз ба суханони кӯбанда ва газанда ба муборизаи сареҳ барнамехезад, балки танҳо дар мақоми насиҳатгӯ ва муаллими ахлоқ бо нармиву мулоимат, ки бегумон пархошу эътирози шадид дар жарфои сухани ӯст, кажандешони рӯзгорро ба роҳи рост ҳидоят мекунад:

*Ҳама айби халқ дидан ба мурувват асту мардӣ,*
*Назаре ба хештан кун, ки ту ҳам гуноҳ дорӣ.*

Бинобар ин, Саъдӣ, бавижа, дар ғазал ҷониби нармиву мулоиматро риоят мекунад ва бо вожаҳову таркибҳову ибораҳои махсуси худ ва бо истифода аз вазнҳои ҷӯйборӣ ва нарму латиф андешаи баланду андарзи иршодкунандаи худро ба гӯши хонандааш мерасонад. Камол аз ибораҳову вожаҳову вазнҳои Саъдӣ истифода кардааст ва ғазалҳое сурудааст, ки аз назари фаннӣ шабоҳати зиёде ба ғазалҳои Саъдӣ доранд. Ғазали зер хонандаро ба ёди ғазали Саъдӣ бо матлаи:

*Эй аз биҳишт ҷузвеву аз раҳмат ояте,*
*Ҳақро ба рӯзгори ту бо мо иноят.*

-меандозад, ки мисрае аз онро низ дар тахаллус тазмин кардааст:

*Дорам зи абрувони ту чашми иноятe,*
*К-аз нозам ар кушӣ, накунандам ҳимояте...*
*Гӯ бар дарат рақиби гадо бош, ё Камол,*
*“Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте”.*

* * *

*Ин ҷо сухани сарв нагӯем, ки паст аст*
*В-он ҷо сифати моҳ нахонем, ки зишт аст.*

*Хатте, ки лабат дар қалам овард чу ёқут,*
*Инсоф тавон дод, ки Ёқут навишта-ст.*
*Хишти дари худ бар сари ошиқ мазан, эй дӯст,*
*Моро зи сари хеш чӣ гам, ҳайф зи хишт аст.*
*Аз хирқа танат дид, Камол, он маҳу мегуфт:*
*Ин риштаи борик дар ин хирқа кӣ ришта-ст?!.*

Аммо бузургтарин ва пурифтихортарин ғазалсарои форсӣ-Ҳофиз дар девони Камол низ ҳаммонанди ҳама девонҳои пас аз худ ҳузури чашмгире дорад. Зеҳни Камолу аглаб шоирони гурӯҳи талфиқ, аз Имоду Салмону Авҳадиву Хоҷу то ҳудуде наздик ба зеҳни Ҳофиз аст ва барҷастатарин нуқтаи иштироки онон пархошу мубориза алайҳи риёкорон мебошад, аммо баёни Ҳофиз бо ин ҳама шоирон мутафовит аст ва ҳеҷ шоире аз назари баёну забон натавониста ба ҳарими Ҳофиз наздик шавад. Барои равшан шудани бархе аз вижагиҳои забони Ҳофизро мешуморем, сипас вазъияти забони Камолро бо он муқоиса мекунем.

Забони Ҳофиз авҷи пухтагии забони шеъри форсӣ дар поёни садаи ҳаштум ва ба баъд аст. Ғазали форсӣ, ки авҷи зарофати маънавиро дар садаи ҳафтум дар хунари Саъдӣ тай карда буд, ба дасти Ҳофиз дар садаи ҳаштум ба авҷи дигаре, ки зарофати лафзӣ бошад, даст ёфт. Ҳофиз дар шинохти мусиқии алфоз ва вазнҳои шеър беназир аст ва барои ҳамин аст, ки хуштарин ва тарабноктарин ва равонтарин вазнҳоро дар девони Ҳофиз метавон дид. Дигар ин, ки забони шеъри Ҳофиз дастурманд аст ва ҳадди аксар қаробату наздикиро ба забони наср дорад. Таваҷҷуҳи Ҳофиз ба ороядҳои лафзӣ ва маънавии калом низ қобили мулоҳиза аст, аз ин назар муҳимтарин равиши Ҳофиз дар ороиши сухан, худдорӣ аз ифрот дар оростану санъаттарошӣ аст. Ҳар байте аз Ҳофиз чандин санъати бадеӣ дорад, бидуни ин ки сухан дерёб шуда бошад. Сухани поёнӣ ин, ки барҷастатарин сифати сухани Ҳофиз аз назари лафз истифодаи дақиқу баҳангом аз иҳом аст ва бори маонии гуногуни вожаҳову иборахо ва низ иртиботи чандҷонибаи онҳо. Дар байти зер то иртиботи вожаҳо бо ҳам ва бори маонии ибораҳоро хонанда ба даст наёварад, лаззати дарки маъниву зебоии лафзи Ҳофизро дарнахоҳад ёфт:

*Расид мавсими он, к-аз тараб чу наргиси маст*
*Ниҳад ба пои қадаҳ, ҳар кӣ шаш дирам дорад.*

Ҳеҷ вожае дар ин байт қобили тағйир нест ва ҳама вожаҳои аслӣ бо тори номаръие (нодидание) ба ҳам пайвастааст. Дар девони Камол байтҳои фаровоне метавон ёфт, ки аз назари зеҳн мушобеҳ ба Ҳофиз аст, аммо байтҳои ҳофизона аз назари лафз зиёд нест:

*Васли бутони хонабарандозам орзуст,*
*Соқӣ, биё, ки бодаи дамсозам орзуст.*
*Чанги хамидақомати бисёргӯ куҷост?*
*К-он пири хушкмагзи таровозам орзуст.*
*Май хуш ҳарифи чангнавоз асту маст низ,*
*Инҳо ба як-ду маҳрами ҳамрозам орзуст...*
*Дӯшам ба як-ду нагма чи хушвақт сохт чанг,*
*Эй мутриб, он ду нагмаи хушсозам орзуст...*
*Бар мурги ҷонфизой ҷаҳон аст чун қафас,*
*То дар ҳавои кӯйи ту парвозам орзуст.*
*Аз баҳри поси хотири табрезиён, Камол,*
*Бо сорбон магӯй, ки Шерозам орзуст.*

Дар ғазали зикршуда аз назари зеҳн мазмунҳои ҳофизонаи фаровоне метавон ба даст овард. Монанди: “маъшуқапарастӣ”, “майталабӣ”, “ғамзудоии мусиқӣ”, “ғамзудоии май”, “тафаккури ирфонӣ”, “хастагӣ аз тӯдаи мардум ва дархости ёрӣ аз маҳрамони роз”, “қафас ангоштани зиндагии дунявӣ”, “орзуи парвоз ба сӯи неки мутлақ” ва... аз назари лафзу ороя низ ғазали ҳофизвор мебошад ва овардани ороямҳои лафзиву маънавии гуногун, аз ҷумла иҳом, иҳоми таносуб, муроъоти назир, тазод, таносуб, нағмаи ҳуруф, самбули вижа, самбулҳои ирфонӣ, талмеҳ, талвеҳ... ғазали Камолро ба ҳадди камол расонида ва агар Мавлавӣ, Саъдӣ ва Ҳофиз дар қаламрави ғазали форсӣ зуҳур намекарданд, Камол ба хотири чандин ғазали ноб, аз ҷумла ҳамин ғазал аз барҷастатарин ғазалсароёни адаби форсӣ ба ҳисоб меомад.

Дар ғазали зер андешаҳои ирфониро бо баёне ороста ва таънаҳои риндона сурудааст:

*Дӯст дар ҷону нест з-ӯ хабарат,*
*Ташна мурдиву об дар назарат.*
*Номи дарёдилӣ баровардӣ,*
*Турфа, к-ин об нест дар ҷигарат.*
*Баски пеши ту рафт зикри Фурот,*
*Сифати об кард ташнатарат.*
*Ба Худову биҳишт муждадеҳон,*
*Ба Худо, медиҳанд дарди сарат.*
*Одам аз худ биҳишт нек биҳишт,*
*Мард бояд ба ҳиммати падарат.*
*Ба ду олам назар макун чу Камол,*
*То намоянд олами дигарат.*

Дар ғазали зер, ки фазои ошиқона дар он мавҷ мезанад, саъдивор амал карда ва ҳаммонанди ғазали пешин бо алфози латифу рақиқ ва эҳсосе дилнишину каломе комилан ороставу музайян ғазалро суруда ва ба ифтихори хушгӯӣ ноил омадааст. Саноеи лафзӣ ва маънавӣ бо мафоҳими жарфу амиқ дарҳам омехта ва асаре ҷовидон офаридааст:

*Зи моҳтоби ҷамолат зи моҳ тоб равад,*
*Чӣ ҷои моҳ, сухан ҳам дар офтоб равад.*
*Ту он дурӣ, ки зи пеши назар агар биравӣ,*
*Маро зи дидаи гирён дури хушоб равад.*
*Макун ба хуни дилам чашм сурх аз он, ки касе*
*Тамаъ накард ба хуне, ки аз кабоб равад.*
*Ба ҳасратат нигарам сӯи гул, вале зи сароб*
*Зи ҷони ташна куҷо орзуи об равад?*
*Кашидам аз ту ҷафои ҷаҳон, кӣ медонист,*
*Ки бар ман аз малаки раҳмат ин азоб равад?*
*Чу рафт дар сари ӯ сар, ту ҳам бирав, эй ҷон,*
*Ки бо ту низ набояд, к-аз он итоб равад.*
*Камол, чашми ту гар мебарад шаби ҳиҷрон*
*Хаёли хоб, чунонаш бизан, ки хоб равад.*

Бо таваҷҷуҳ ба ороямҳои лафзӣ ва маънавӣ ва чигунагии баёни Камоли Хуҷандӣ дар чанд ғазале, ки ба унвони намуна оварда шуд, ӯро метавон аз шоирони хуби садаи ҳаштум донист, ки шеъри ороста суруда, аммо ороиш боиси дерёбии шеър нашудааст. Ин хосияти ёдшуда бисёр муҳим аст, зеро аз муҳимтарин вижагиҳои шеъри Саъдиву Ҳофиз аст. Дар ғазали риндонаи зер, радди пои Саъдӣ, аз як сӯ ва

шоirони қаландармашраб, бавижа, Ҳофиз, аз сӯи дигар ба чашм мехурад, ки ба унвони ҳусни хитоми баҳс оварда мешавад:

*Соқӣ, биёр бода, ки иди сиём шуд,*
*Он маҳ, ки буд монеи риндӣ, тамом шуд.*
*Дардеҳ қадаҳ зи аввали рӯзам, ки баъд аз ин*
*Ҳоҷат бад-он намонд, ки гӯянд, шом шуд.*
*Имрӯз ҳар кӣ хидмати маъшуқу май кунад,*
*Бахташ камина чокару давлат ғулом шуд.*
*Бас хирқае, ки буд ба дукони майфурӯш,*
*Тасбеҳу ҷома дар гарави нуқлу ҷом шуд.*
*Бо зоҳидон магӯй зи мастиву завқи ишқ,*
*Бар ошиқон ҳалолу бар эшон ҳаром шуд.*
*Дар рӯи хуб, гарчи тааммул мубоҳ нест,*
*Имкони рухсат аст, ба ният чу ом шуд.*
*Аз аҳли ишқ нанг надорад касе, Камол,*
*Ҷуз нокасе, ки дар паи номусу ном шуд.*

**Пайнавишт:**


1. Браун Э. Таърихи адабии Эрон.-Теҳрон: Амири Кабир, 1357.
2. Девони Камол /Ба эҳтимоми Азизи Давлатободӣ.-Табрез, 1337.
3. Зарринкӯб, Абулҳусайн. Сайре дар шеъри форсӣ.-Теҳрон: Навин, 1367.
4. Мӯсавӣ, Муртазо. Масоили асри Элхонон.-Донишгоҳи Табрез, 1358.
5. Сарватиён. Баён дар шеъри форсӣ.-Теҳрон: Интишороти Барг, 1369.
6. Сафо, Забеҳуллоҳ. Таърихи адабиёт дар Эрон.-Теҳрон: Фирдавсӣ, 1362.
7. Хуррамшоҳӣ, Баҳоуддин. Зеҳну забони Ҳофиз.-Теҳрон, 1368.
8. Шамисо, Сирус. Сайри ғазал дар шеъри форсӣ.-Теҳрон: Фирдавсӣ, 1362.
9. Шамисо, Сирус. Сабкшиносӣ.-Донишгоҳи Паёми Нур, 1371.


*Саъдулло Асадуллоев*

## НОМ, КУНИЯ ВА АЛҚОБИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Аввалин тадқиқотчие, ки дар бораи Камоли Хуҷандӣ дар адабиётшиносии тоҷик роҷеъ ба ному лақаб ва тахаллуси Хоҷа Камоли Хуҷандӣ сухан рондааст, устод Садриддин Айнӣ мебошанд. С. Айнӣ аввал дар китоби «Намунаи адабиёти тоҷик» (Москва, 1926), баъд дар мақолаи «Камоли Хуҷандӣ», ки дар рӯзномаи «Стахановчӣ» 5 ва 8 июли соли 1939 чоп шуда, сипас дар маҷаллаҳои «Бо роҳи Ленинӣ» (№ 7 соли 1940) ва «Садои Шарқ» (№ 5 соли 1957) нашр мегардад, чунин навиштаанд: «Номи ин шоири бузурги тоҷик Камолиддин, лақабаш Масъуд ва тахаллуси адабиаш «Камол» будааст» (1, с. 221).

Устод Садриддин Айнӣ ҳангоми навиштани ин мақола дар ихтиёри худ тазкира ва китобҳои зеринро доштанд: «Тазкират-уш-шуаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ (соли таълифаш 1487), «Равзат-ус-сафо»-и Муҳаммад бинни Ҳовандшоҳ, машҳур ба Мирхонд (ҷилди ҳафтуми ин китобро Ғиёсиддин ибни Ҳумомиддини Хондамир соли 929 ҳиҷрӣ (1522-23 м.) навиштааст), «Хизонаи омира»-и Мир Ғуломалии Озоди Балгиромӣ (соли таълифаш 1762), «Оташкада»-и Лутфалибеки Озар (соли таълифаш

1780), «Қомус-ул-аълом»-и Шамсиддини Сомӣ ва «Радоиф-ул-ашъор»-и Ҳоҷӣ Неъматуллоҳи Муҳтарами Бухороӣ (асри XIX). Дар ин тазкираву китобҳо номи шоир Камолиддин қайд нашудааст. Ҳамчунин, дар манбаъҳои ба устод С. Айнӣ дастрас набуда ҳам номи Камоли Хуҷандӣ ба шакли «Камолиддин» наомадааст.

Мақолаи С. Айнӣ асоси мақолаи А. Деҳотӣ дар «Намунаҳои адабиёти тоҷик» (Сталинобод, 1940) ва дигар мақолаву асарҳои чанде аз олимони тоҷик гардидааст.

Гурӯҳи дигари олимон чун Азизи Давлатободӣ ва ҳамаи олимони Эрон номи ӯро Масъуд навиштаанд. Ва, ҳатто, ду нашри девони шоир зери унвони «Девони Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ» (Табрез, 1337 шамсӣ ва Москва, 1975) ба табъ расидааст. Ҳуҷҷат ва маводи боэътимоде, ки дар ихтиёри мост, «Камолиддин» ва «Масъуд» ном доштани Камоли Хуҷандиро рад менамояд.

Қадимтарин ва муътабартарин манбае, ки дар бораи Ка-моли Хуҷандӣ маълумоти мухтасар, вале хеле муҳим медиҳад, дебочаи насрии нусхаи хаттии девони шоир мебошад, ки акнун дар китобхонаи Остони Қудси Разавии шаҳри Машҳади Эрон, зери рақами 4739 нигоҳдорӣ мешавад. Нусхаи мавриди баҳс дар замони зиндагии Камоли Хуҷандӣ аз тарафи яке аз мусоҳибони Хоҷа Камол навишта шудааст. Ҳарчанд, ки соли китобат ва номи котиб қайд нашудааст (чунки дебоча аввал ва охир надорад), гуфтаи зерин ба субут мерасонад, ки он дар замони дар қайди ҳаёт будани Камоли Хуҷандӣ китобат шудааст: «Дар ҳар асре аз аркони дину давлат ва аъёни мулку миллат соҳибдавлате ба маёмини раббонӣ ва таъйидоти субҳонӣ ба камоли фазлу раҷҳон (бартарӣ), ақлу рои соиб ва фикри соқиб (дурахшон) ва табъи салими ваққод (фурӯзон) ва зеҳни мустақими наққод (сафодиҳанда) аз акфои (монанди) ақрони хеш мумтоз гашта ва шеваи суханварию шимаи (хулқи) ибодатпарварӣ аз ҷамеи роёт ва фазлу истеъдод даргузашта. Ва саҳоифи дафотиру вуҷӯҳи сафоин ба натоиҷи табъи латиф ва воридоти хотири шарифи ӯ тавашшуҳ ёфта. Ва шаҷараи таййибаи касират-ул-ағсон (шохи дарахти)... Суханро аз айн-ул-ҳаёти фасоҳат ва балоғат тарашшуҳи лозима дониста ва самараи зикри ҷамилу санои ҷазил муддахар гардонида. Чуноне дар ин рӯзгор, Шайх-ул-исломи аъзам, султони салотини-л-машоихи фи-л-олами сирру-л-лоҳи фи-л-аразин, ҳуҷҷаллоҳи ли-л-оламина, ғавсу-д-дуро ва ғавс-ун-надо, шамсу машориқи-л-маонӣ, тоҷу-л-маорифи-л-аолӣ, қутбу-л-ақтоби ва-л-муҳаққиқин, хулосат-ул-мои ва-т-тин ал-мухтасс биавотифи Рабб-ил-оламин Шайх Камолу-л-миллати ва-л-ҳаққи ва-д-дин ал-Хуҷандӣ...» (2, 2, 497).

Аз ибораи «Камол-ул-миллати ва-л-ҳаққи ва-д-дин» маълум мегардад, ки «Камолиддин» ном набуда, балки лақаби динӣ ва ифтихории шоир будааст. Дар сарчашмаҳои то асри XVII, аз қабили «Нафаҳот-ул-унс»-и Абдурраҳмони Ҷомӣ (соли таълифаш 1478), «Баҳористон»-и Ҷомӣ (соли таъли-фаш 1487), «Ҳабиб-ус-сияр»-и Ғиёсиддини Хондамир (таъ-лифаш байни солҳои 1521-24), «Латоиф-ут-тавоиф»-и Фахриддин Алии Сафӣ (таълифаш соли 1533), «Равзот-ул-ҷинон ва ҷаннот-ул-ҷанон»-и Ҳофиз Ҳусайни Карбалоии Табрезӣ (соли таълифаш 1568), «Ҳафт иқлим»-и Амин Аҳмади Розӣ (соли таълифаш 1590), Миръот-ул-хаёл»-и Шералихони Лудӣ (соли таълифаш 1590), «Тазкираи Нозим»-и Муҳаммад Содиқ Нозими Табрезӣ (соли таълифаш 1627), «Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор»-и Тақеуддин Муҳаммад Зикрии Кошонӣ (соли итмоми тазкира 1608) ва ғайра фақат лақаби ифтихории шоир Камолиддин, лақабҳои дигари ӯ «Хоҷа» ва «Шайх»,

тахаллусаш «Камол» ва нисбааш «Хуҷандӣ» қайд шудаасту халос. Номи шоир дар ягон аз ин сарчашмаҳо зикр наёфтааст.

Фақат дар тазкираи пур аз хатои Лутфалибеки Озар – «Оташкада», ки соли 1779 ба итмом расидааст, номи шоирро ба шакли Масъуд дучор мекунем. Ӯ менависад: «Хуҷанд. Камолиддин Масъуд аз урафои олиқадр ва аз акобири он диёр аст».

Чӣ навъе, ки олими машҳури Эрон Аҳмад Гулчини Маонӣ дар китоби «Таърихи тазкираҳои форсӣ» менависад: «Бо он, ки Озари Бекдилӣ муддаист, ки шахсан, ба интихоби давовини шуаро пардохтааст, вале амалан мебинем, ки вай дар мавриди шуарои мозӣ (гузашта) то авоили қарни ёздаҳуми ҳиҷрӣ хулосаи бисёр ночизе аз тазкираи азими «Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор»-ро бо номи «Оташкада» ба мо таҳвил додааст» (6, 1, 4).

Яъне, ба гуфтаҳои муаллифи «Оташкада» чандон бовар кардан дуруст нест. Илова бар гуфтаи Аҳмад Гулчини Маонӣ қайд кардан зарур аст, ки ин тазкира аз замони зиндагии Камоли Хуҷандӣ хеле баъдтар, пас аз 380 соли вафоти шоир таълиф шудааст. Яқин меравад, ки Лутфалибеки Озар номи шоири дигари Хуҷандӣ – Зиёуддин Масъуди Хуҷандиро ба Камоли Хуҷандӣ нисбат додааст. Зиёуддин Масъ-уди Хуҷандӣ, мутахаллис ба «Форсӣ» соли 1220 дар Ҳирот вафот кардааст, нусхаҳои куллиёташ дар китобхонаҳои ҷаҳон (Англия, Эрон, Афғонистон) мавҷуд аст.

Дар асрҳои миёна (то асри XIX) ба фарзандон исмҳои Нуриддин, Низомиддин, Бадриддин ва амсоли онро намегузоштанд. Аз гуфтаи зерини соҳиби китоби «Рашаҳоту айни-л-ҳаёт»-и Фахриддин Алии Сафӣ (дар бораи Абдурраҳмони Ҷомӣ) маълум мегардад, ки Шамсиддину Зиёуддинҳо лақаб будааст, на ном: «Лақаби аслии эшон «Имодуддин» аст, лақаби машҳури ӯ «Нуриддин» (3, с. 138).

Дар баъзе тазкираҳои зикршуда пеш аз тахаллуси шо-ир калимаи «Хоҷа» меояд. «Хоҷа» низ лақаб аст ва он бештар ба кадом табақаи ҷамъият мансуб будани шахсро мерасонад. Дар ибтидо лақаби «Хоҷа»-ро ашхоси бузурги аҳли тасаввуф ва соҳибмансабони давлатӣ доштанд, чунончи, Хоҷа Увайси Қаранӣ (ваф. байни солҳои 656-659), Хоҷа Ҳасани Басрӣ (ваф. 729-30), Хоҷа Аҳмади Ясавӣ (ваф. 1146), Хоҷа Баҳоуддини Нақшбандӣ (ваф. 1390), Хоҷа Муҳаммади Порсо (ваф. 1420), Хоҷа Аҳрори Валӣ (ваф. 1490) ва ғайра.

Ин лақаб, ҳамчунин, ба вазирон, ба мисли Хоҷа Низомулмулк (1018-1092) – вазири аъзами сулолаи Салҷуқиён, Хоҷа Насируддини Тӯсӣ (1201-1274) – вазири аъзами Ҳалокухон Хоҷа Рашидуддини Фазлуллоҳ (1248-1318) – вазири Ғозонхон ва ғайра мутааллиқ буд.

Лақаби «Хоҷа» минбаъд ба табақаи савдогарон низ мулҳақ гашт, чунончи Хоҷа Шамсиддин Муҳаммад Ҳофизи Шерозӣ, Хоҷа Ҳусайн Саноии Машҳадӣ ва дигарон. Худи Хоҷа Ҳофиз ба савдогарӣ машғул нашудаанд, аммо падарашон Хоҷа Баҳоуддин, чӣ навъе ки соҳиби тазкираи «Майхона» менависад: «Исми волиди амҷади Хоҷа Ҳофиз Баҳоуддин аст. Мадори маишати ӯ ба тиҷорат мегузаштааст» (3, 85) (шуғли савдогарӣ доштаанд).

Падари Хоҷа Камол низ ба яке аз ин ду табақаи ҷамъиятӣ мансуб будаанд, яқинан, ба табақаи аҳли тасаввуф. Номи падари шоир дар ягон сарчашмаи муътабар сабт нагардидааст. Ягона адабиёте, ки номи падари Хоҷа Камол қайд шудааст, «Феҳраст ал-махтутот-ул-форсия» мебошад. Дар ин феҳрасти нусхаҳои хаттии кутуби

форсии китобхонаи «Доират-ул-кутуб»-и шаҳри Қоҳира номи шоир, лақаб ва номи падари шоир чунин сабт шудааст: «аш-Шайх Камолиддин Масъуд ибни Абдуллоҳ ал-Хуҷандӣ» (2, с. 186).

Куния хоси арабҳост. Тоҷикон онро аз арабҳо қабул кардаанд. Одатан, арабҳо кунияро чун лақаби эҳтиромӣ ба кор мебурданд ва он бо «Абу» зикр меёфт, чунончи Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, Абӯалӣ ибни Сино ва ғайра.

Куняи Камоли Хуҷандӣ дар ягон тазкираи машҳур сабт нашудааст. Дар яке аз нусхаҳои хаттии девони Камоли Хуҷандӣ, ки пас аз 62 соли вафоти шоир китобат шудааст ва яке аз мукаммалтарину беҳтарин нусхаҳои дастхати девони шоир шуморида мешавад, куняи Хоҷа Камол ба шакли «Абӯаҳмад» сабт шудааст. Мувофиқи навиштаи котиби ин нусха, ки номи худро Шайх Ҳасан ибни Абдуллоҳ зикр кардааст, номи Камоли Хуҷандӣ «Муҳаммад», лақаби ифтихориашон «Камолиддин», нисбаашон «Хуҷандӣ» мебошад. Ӯ дар ин бобат навиштааст: «Таммати-д-девону афсаҳ-уш-шуаро ва аблағ-ул-булағо, мавлоно, шайх-уш-шуюх, ал-имом мураббии хавос-ул-аном, бурҳон-ул-ҳақ ва лисон-ус-сидқ, малози асҳоб-ул-қулуб, мулҳими асрор-ул-ғуюб, мураббии арбоб-ул-қулуб Камол-ул-ҳаққи ва-т-тақво ва-д-дин Абӯаҳмад Муҳаммад ал-Хуҷандӣ» (4, 4).

Номи шоир дар сарчашмаҳо бо чунин алқоби ифтихорӣ сабт шудааст: тарҷумон-ул-ҳол, солики масолики ҳақписандӣ, зубдат-ул-аном, умдат-ул-киром, зубдат-ул-атқиё, қудват-ул-авлиё, ҷундии (сипоҳи) соҳибкамол, орифи воқиф ва ғайра.

Шайх низ лақаб аст. Лақаби «Шайх» ба он далолат мекунад, ки Хоҷа Камол дар тасаввуф мақоми арҷманде доштаанд.

Тахаллуси шоирии Хоҷа Камол «Камол» аст. Аммо баъзан бо нисба низ тахаллус мекардаанд, яъне «Хуҷандӣ». Баъзе муаллифон ақида доранд, ки гӯё шоирон бо нисбаи худ тахаллус накарда бошанд. Ин ақида иштибоҳ аст, магар Рӯдакӣ тахаллус нест ва он аз номи макон гирифта нашудааст? Ҷомӣ, Тӯсӣ (асри XIV) магар нисба нест, ки шои-рон чун тахаллус истифода кардаанд? Хоҷа Камол бо тахаллуси «Хуҷандӣ» низ шеър гуфтаанд.

Хулоса номи пурраи шоир – Камолиддин Абӯаҳмад Муҳаммади Хуҷандӣ буда, бо лақабҳои «Хоҷа», «Шайх» машҳуранд.

**Пайнавишт:**


1. Айнӣ, Садриддин. Камоли Хуҷандӣ. Куллиёт. -Ҷ. II, китоби якум. -Душанбе, 1963. (Ин мақола бори нахуст дар «Стахановчӣ» (1940, 5-8 июл), баъд дар журналҳои «Бо роҳи Ленинӣ» (1940, №7) ва «Шарқи Сурх» (1957, №5) нашр шудааст).
2. Балгиромӣ, Мир Ғуломалихони Озод. Яди байзо. -Теҳрон, 1148 ҳ.қ.
3. Қазвинӣ, Абдунабӣ Фахризамон. Майхона /Ба эҳтимоми Аҳмад Гулчини Маонӣ. -Теҳрон, 1340 ш.
4. Саидалӣ Ҳасанхон. Субҳи гулшан. -Теҳрон, 1295 ҳ.қ.
5. Сипоҳонӣ, Иброҳим бинни Муҳаммад Шарбатдор. Тазкират-уш-шуаро. -Теҳрон, 1135 ҳ.
6. Табрезӣ, Абӯтолибхон. Хулосат-ул-афкор. Таълиф байни солҳои 1205-1207 ҳ.


*Ҷаъфар Султон ал-Қурроӣ*

## ҚАБРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Дар бистуми меҳрмоҳи 1343 ҳиҷрӣ-шамсӣ наздики зуҳр, ки ҳаво каме мусоид буд, аз роҳи пули қуллаи Аҳӣ Саъдуддин вориди маҳалле, ки ба қабристони Шайх Камол маъруф аст, шудам, сурати қаблии ин мақбара, ки чандин сол пеш аз ин дида будам, ҳанӯз дар харитаи хотирам боқист, ҷои бисёр ноҳамвору арсаи он ҳамаи қуллаву теппа ва нишебу фурӯхезанда ва пур аз хасу хору алафҳои ҳарза буд ва монанди гӯшае аз дашт дар миёни боғҳои сабзу хуррам афтода, дар тамоми он арса ғайр аз чанд қабри мундарису махруба қабри дигаре аз қадиму ҷадид дар зоҳир машҳуд набуд, мурдае дар он ҷо дафн намешуд  ва мадфани амвоти аҳолии он навоҳӣ, умуман, ҷои дигар буд. Акнун вазъи собиқи ин маҳал тағйир ёфта, ба сурати қабристони умумӣ даромада ва сар то сари он арса қубури амвоти тоза аст.

Ба пои санги сиёҳи бузурге, ки аз аҳди қадим дар он миён афтода наздик шудам, фаҳсу баҳсе дар он мавзеъ ба амал оварда буданд ва аз паҳлӯи он санги маҳаллиро ҳафр карда буданд, вориди ҳафира шудам ба фосилаи ҳафт-ҳафт пила фурӯтар, мақбараи фарсудаест дар қаъри замин, ба расми тоза дари оҳанине ба девори шимолии мақбара, ки алаззоҳир мадхали аслист, насб кардаанд ва дар дохили он синаи қабреро шикофта ва ба ҳамон вазъи махруба аст, таркаш гуфтаанд. Устухонҳои пӯсидаи маййит дар ҷавф аз берун намоён буд, баргаштаму берун омадам, бо ҷавоне, ки дар он ҳаволӣ хона дошт, мусодиф шудам. Аз саргузашти он мақбара пурсидам. Гуфт: «Чанд моҳ пеш аз ин ҷамоате аз уммоли давлат ба ин маҳал омаданд ва он ҷоро канданд, ман ҳам ҳозиру нозир будам, даруни мақбара то нисф ё бештар пур аз хок буд, ҳамаро берун кашиданд ва то таҳи он аз хок пок карданд, хостанд дохил шаванд, ман низ ҳамроҳи онҳо шудам, дар он ҷо панҷ қабр аст, яке дар васат, дигаре дар самти ҷануб, боқӣ дар гӯшаҳои шарқиву ғарбии он, лавҳе низ аз санги мармар дар он ҷо буд, бо об шуста покаш карданд ва шояд бо худ бурданд».

Шахсе низ аз аҳли илм, ки дар маҳаллаи Боғмеша сукуне дорад, гуфт: «Ман бо аҳли он маҳал дар он ҷо будам. Ҳамин ки ба дохили маҳалла роҳ ёфтанд, ду нафар аз эшон вориди мақбара шуданд ва баъд бо китоби раҳлӣ, ки ҷилди сиёҳе дошт ва давраш пӯсидаву рехта буд, берун омаданд, чун он ҷамоат аз он маҳал дур шуданд, ману чанд тани дигар аз ҳуззор баиттифоқ вориди мақбара шудем ва дар он ҷо се қабр буд, чунину чунон».

Аз ин ҳадис ва  ихтилофи ривоят дар як чунин амре, ки тоза воқеъ шудааст, тааҷҷуб кардаму бар таҳқиқи матлаб роғибтар шудам. Бо оқои Давлатободӣ – раиси мадрасаи Розӣ мураҷиа намудам, гуфт: «Ҳақиқати амр ин аст, ки мутасаддии ин кор ман худам будам, ба манзури кашфи қабри Камоли Хуҷандӣ, аз оқои Деҳқон – волии вақт дастур гирифтам ва бо ҳамроҳии чанд тан аз амалаи баладияи шаҳр ба он маҳал, ки ба қабристони Шайх Камоли Хуҷандӣ шуҳрат дорад ва дар ҷануби он боғе низ ҳанӯз бо номи «Камоли Хуҷандӣ» маъруф аст, рафтам ва бо иршоди ришсафедони маҳал роҳи мақбараро пайдо карда, ҳафр намудем. Он ҷо то ҳудуди сақф пур аз хок буд, ҳамаро берун рехта ва сатҳашро пок кардем, даруни мақбара равшан шуд, зери гунбади он ҳафт қабру хутути алвоҳ ва сангҳои қубур, ҳарчи ҳаст, ба мурури айём рехта ва маҳву лояқраъ аст. Аз миёни онҳо якеро, ки аз ҳама муътабартар менамуд, ба сахтӣ шигофтем дар туи қабр ҷуз хоку шин чизе набуд ва санге ё лавҳи қабре, ки ба номи Шайх Камол сареҳ бошад, он ҷо вуҷуд надошт, ҳикояти китобу ривояти лавҳи мармар афсона ва ҷуз ин ҳар чӣ гӯянд, ботилу беэътибор аст» (нақл ба ихтисор).

Ин боғ, ки акнун дар Валиёнкӯй ба номи «Шайх Камол» маъруф аст, ҳамон боғи зовияи Камоли Хуҷандӣ ё баъзе аз қитаоти он боғ аст ва қабристоне, ки дар он ҷо ба номи вай хонда мешавад, низ қисмате аз арозии ҳамин боғи зовия аст ва қабри Камоли Хуҷандӣ, бино ба далолати қароину имороти маконӣ ва мафоди каломи муаллифи ин китоб, яқинан, дар ҳамин қисмати боғ аст. Боғ аз ҳар тариқ ба қайди тасарруфи дигарон омада, аммо он қисмат аз боғ, ки қабри Камол он ҷост ва дар канори турбаташ низ баъзе аз риҷоли номдор, монанди Беҳзоди Наққош, Султон Маҳмуди Муҷаллид, Султон Маҳмуди Наққош, Машрабии Шарвонӣ ва Тӯсии шоир мадфунанд, чун мазору мавриди таваҷҷуҳи мардум будааст, бо васфи мусдаҳдиси қабристоне боқиву таҷовузе ба ҳарими он нашудааст.

Ба ҳар ҳол, тариқи савоб ин аст, ки рӯи он қабрро, ки набш кардаанд, бипӯшанд ва ба ҳолати аввалӣ дароваранд ва бо ҳифзи осори он мақбара роҳи таҳқиқро ба дигарон бозгузоранд, ки он қабри манбуш агар мадфани Шайх Камоли Хуҷандӣ нест, шояд қабри бузурге дигар аст.

## БАХШИ ДУВУМ: ҶАҲОНБИНӢ ВА САБКИ АШЪОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

*Абдулманнони Насриддин*

### БИСОТИ ҚУРБ

*Он, к-аз камоли сидқу сафои даруни ӯ,*
*Ҳар суфпӯш сӯфии софисифот шуд.*
*Илми тасаввуф он, ки аз ӯ иктисоб кард,*
*Восил ба Ҳақ чу Хизр ба оби ҳаёт шуд.*

Қадимтарин нусхаи хаттии девони Шайх Камоли Хуҷандӣ бо ҳамин қитъаи мубашшир ифтитоҳ ёфта, аз камоли сидқу сафои ботин ва шеъру иршоди ҷонбахш мужда мерасонад, ки аз лозимаи аҳли ирфон аст.

Чӣ сабаб бошад, чун симои Шайх Камолро дар оинаи ваҳӣ тасаввур мекунам, паҳлуяш Темури Соҳибқирон, гоҳе Мавлавӣ ёдам меояд, дар соярӯшанҳои хаёл пойгоҳи хонақоҳи ӯ Чингизро мебинам, ки дар саффи ниол истода, кишвари бекаронаи Мавлавию Шайх Камол ва шояд Аттору Саноӣ, Шайх Саъдиву Ҳофизро бо шавқ наззора мекунанд, сӯзу гудози ҷонҳоро дар тарабкадаи маърифат мебинанд, ангушти хиҷолат газида, дармеёбанд, ки кишваркушоии ҳақиқӣ чист, сарҳадҳои айнии ҷаҳон назди марзҳои дил чӣ арзише доранд, инҳо дар ҳамин ҳалқаву маҷмааи маҳдуди хеш дармеёбанд: ин ҷо шоҳу дарвеш баробаранд, ки шодию давлати ҳақиқӣ муҷовири кӯи онҳост:

*Ин чӣ маҷлис, чӣ биҳишт, ин чӣ мақом аст ин ҷо?*
*Умри боқӣ, рухи соқӣ, лаби ҷом аст ин ҷо.*
*Давлате, к-аз ҳама бигзашт, аз ин дар нагузашт,*
*Шодие, к-аз ҳама бигрехт, гулом аст ин ҷо.*
*Чун дароӣ ба тарабхонаи мо бо гами дил,*
*Ҳама гӯянд, махур гам, ки ҳаром аст ин ҷо.*

*Нест дар маҷлиси мо пешгаҳу саффи ниол,*
*Шоҳу дарвеш надонанд кадом аст ин ҷо.*
*Сифати уд ҳама сӯхтаву гармравем,*
*Ба ҷуз аз зоҳиди афсурда, ки хом аст ин ҷо.*
*Чанд пурсӣ, чӣ мақом аст, Камол, ин ки  туро́ст,*
*Ин мақоме, ки на манзил, на мақом аст ин ҷо.*

Орифон дар хонақоҳи худ дунёи ҳақиқӣ эҷод мекарданд, ки мамлуъ аз ишқу дӯстдорӣ, нузҳату сафо, рақсу самоъ, меҳру вафо буд, ки ин ҳама  дар дурҷи дил парвариш меёфт, муршид бо анвори иршод зангу кудурати дилҳоро мезудоид ва оинаи дилро барои таҷаллии зот омода мекард. Чун шоҳону амирон, солорони лашкару сипоҳ аз фатҳу кишваркушоӣ, ҳамҳамаю шавкат хаста мешуданд, оташи ҷонсӯзи ҳирсу оз, кинаю адовату худкомагӣ ҷисму руҳашонро заиф мекард, дармеёфтанд, ки инсон аз якнавохтӣ малӯл мешудааст, он чӣ меҷустаанд, асли мақсуд набуда, дарёфтаҳояшон аслан ба онҳо тааллуқ надоштааст.

Вале касоне буданд, ки бо дасти тиҳиву сафои ботин ҳинои қаноат ба пойи хеш баста, дунёи дилҳоро тасарруф карданд, инсонҳоро дӯст доштанд, дар ҳузури эшон шоҳу гадо, габру мусулмон, исавию мӯсавӣ баробаранд, ҳамгинони хешро ламъаи нур, зарраи зоти лоязолӣ медонанд:

*Офтобӣ ту, мо чу зарра ҳама,*
*Ту бузургию мо ҳақир, эй дӯст.*

Шайх Камоли Хуҷандӣ аз ҷумлаи ҳамин мардони олишаъну бузургвор буда, ки ҳазорон солики соҳибдил вуҷуди хешро раҳни мақдами ӯ кардаву султон Ҳусайни Ҷалоир, Тӯхтамишхон, Мироншоҳ ва умарову салотини дигар, олиму омӣ ифтихори иродатмандии ӯро доштаанд.

Тасаввуфу ирфон чӣ наҳзати фикрӣ, чӣ ҷаҳоншиносию маслак буда, чӣ сеҳру иштиёқе дошта, ки аз оқилу фарзона то авому-н-нос, шоҳу гадо ба он гироиш кардаанд, сӯфию ориф кист, кашфу ваҷду самоъ чӣ румузеро ҳоиз аст, истилоҳоти эшон чӣ сирре дорад? Ҷавоби саҳеҳ ба ин суолҳо ва масоили дигари марбут ба шиабу тариқати сӯфия имкон медиҳад, моҳияти андешаҳои Шайх Камол ва мавқеи ӯро дар адабиёти ирфонии форсӣ дарёбем.

Зикри ин нукта аз манфиат холӣ нест, ки то замони Шайх Камол фирқаҳои зиёди тасаввуф, аз қабили қассория, тайфурия, ҷунайдия, нурия, увайсия, саҳлия, аҳмадия, ҳаллоҷия, чиштия, шаттория, суҳравардия, мавлавия, нурбахшия, кубравия, қодирия, бектошия, нақшбандия, ҳуруфия, маломатия ва ғайра маъруфият доштанд, ки аксари онҳо аз номи сарвари фирқа маъхуз мешаванд. Дар бораи фирқаи ирфонии Шайх Камол ва муосири бузурги ӯ Хоҷа Ҳофиз нуқтаи назарҳои гуногун баён шудаанд, аз ҷумла Шайх Камолро маломатӣ, нақшбандӣ, увайсӣ хондаанд. Ҳофизро ҳам асосан маломатӣ медонанд. Ба назари мо, дар таълимоти ирфонии Ҳофизу Камол ҳамаи ин фирқаҳо ва ҳолату суханони пешвоёни онҳо камтар ё бештар нақш доранд. Ба ибораи дигар, тасаввуфу ирфони садаи чаҳордаҳуми melодӣ мағзи ирфони исломиро дар худ таҷассум кардааст, аз ҳамин ҷиҳат унсурҳои хоси ин ё он маслакро дарёфта, бар мабнои як-ду-се санад ину он фирқатро ихтиёр кардаву ба он нисбат додан дуруст нест. Аз ҷумла, таъсири нақшбандия дар аввали ҳоли шоир эҳтимол дорад, махсусан, маслаки нақшбандиён, аз қабили даст ба кору дил бар ёр, дар зоҳир бо халқу дар ботин бо Ҳақ, хилват дар анҷуман ашхоси зиёдеро ба сӯи худ ҷазб мекард. Азбаски асосгузори ин фирқа Хоҷа Баҳоуддини Нақшбанд (вафоташ

соли 1389) ҳамзамони Шайх Камол аст, ҷой дорад, ки баъзе нуктаҳои маслаки ӯ низ пазируфта бошад. Вале аслу абъоди гироиш ба тасаввуфу ирфон дигар аст, ки онро аз мағзи суханони урафо бояд ҷуст.

Ҷунайди Бағдодӣ гӯяд: «Тасаввуф бар ҳашт хислат бино ниҳода шуда: сахо, ризо, сабр, ишора, ғурбат, пӯшиши пашмӣ, саёҳат, фақр ва иқтидо ба ҳашт паёмбар аст: сахои Иброҳим, ризои Исҳоқ, сабри Айюб, ишораи Закариё, ғурбати Яҳё, либоси пашмии Мӯсо, саёҳати Исо, фақри Муҳаммад (с)» (4, 45).

Ба таъбири Саноӣ аҳли тасаввуф пурниёзони бениёзонанд, ростбозони покбозонанд, ки дар олами муоинаанду ҳамчу симоб рӯи оинаанд. Авсофи онҳоро Мавлавӣ чунин овардааст:

*Дафтари сӯфӣ саводу ҳарф нест,*
*Ҷуз дили испед ҳамчун барф нест.*
*Зоди донишманд - осори қалам,*
*Зоди сӯфӣ чист? Анвори қидам.*
*Он диле, ки матлаи маҳтобҳост,*
*Баҳри ориф фатҳати аббобҳост.*
*Бо ту девор аст, бо эшон дар аст,*
*Бо ту сангу бо азизон гавҳар аст.*

Сифати мумтози ориф аз тариқи кашфу мушоҳада, ваҷду самоъ ба сарманзили мақсуд расидан аст, ки дар ин боб аксари сарчашмаҳо нақли аҷиби зеринро сабт кардаанд: «Як рӯз Шайх Абӯсаид, қаддасаллоҳу руҳаҳу-л-азиз, дар Нишопур маҷлис мегуфт. Бӯалии Сино аз дари хонақоҳи Шайх даромад ва эшон ҳар ду пеш аз ин якдигарро надида буданд, агарчи миёни эшон мукотиба рафта буд. Чун Бӯалӣ аз дар даромад, Шайх рӯй бар вай карду гуфт: «Ҳикматдоне омад», Бӯалӣ даромаду бинишаст. Шайх бо сирри сухан рафт ва маҷлис тамом карду дар хона рафт. Бӯалии Сино дар хона шуд ва дари хона фароз карданд ва бо якдигар се шабонарӯз ба хилват сухан гуфтанд, ки кас надонист. Баъди се шабонарӯз Бӯалии Сино бирафт. Шогирдони ӯ суол карданд, ки: «Шайхро чӣ гуна ёфтӣ?» Гуфт: «Ҳар чӣ ман медонам, ӯ мебинад». Ва муридон аз Шайх суол карданд, ки: «Эй Шайх, Бӯалии Синоро чӣ гуна ёфтӣ?» Гуфт: «Ҳар чӣ мо мебинем, ӯ медонад» (5, 209-211).

Мақсуд, он ки ҳар чӣ донишмандону ҳакимон ба воситаи мутолиаву таҷриба ва айнияту пажӯҳиш дармеёфтанд, орифони комил ба нури заковат дар миръоти зеҳни хеш асли онро медиданд. Табиист, ки ҳар солик ба ин саодат восил намешуд, вале пайваста қалбу руҳашро муназзаҳ сохта, риёзат кашидаву рушд карда, ба камол мекӯшид. Дар ибтидои ҳол шахси гироишкардаро аз гудози санҷиш мегузарониданд. Мувофиқи маълумоти «Тароиқ-ул-ҳақоиқ» -и Маҳмуд Масъуми Шерозӣ, ҳар шахсе, ки мехост ба тариқат дохил шавад, қаблан ҳазору як рӯз хидматҳои муқарририро адо карда, аз санҷиш мегузашт, сипас одобу расмиятҳои заруриро аз қабили тавбаву талқин ба иҷро расонида, ӯро ба ҳалқаи худ қабул мекарданд. Баъд аз он байнашон пайванди руҳиву равонӣ, ба таъбири имрӯз, дӯстиву бародарии ҷонӣ ба вуҷуд меомад.

Талқини эшон чӣ буд? Ҳарфи ишқ буд, ишқи инсон ба маъбуди ҳақиқӣ. Инсондӯстии урафо низ аз ҳамин ишқ сарчашма мегирад. Зеро инсон, ки ашрафи махлуқоту азизи мавҷудот аст, зотест, ки гили ӯро маҳбуби ҳақиқӣ ба зоти аҳадияти хеш имтиёз додааст, ӯро дӯст доштааст. Зоти илоҳиро дӯст доштани инсонҳо дар ҷавоби он ишқу отифат аст, ки ҳастияшро ба туғён оварда, одамро ба сӯи худ

кашидааст, ё хоҳад кашид. Ҳамин аст, ки инсони маҳҷур умре ба иштиёқи ҷамоли ӯ суud мекунад, ҳарчанд ки гуфтааст: «Лан таронӣ» (Ҳаргиз набинӣ маро-Қуръони карим, сураи Аъроф, ояти 143).

Дар ин боб муноҷоти Робиа муассир афтодааст: «Худовандо, агар туро аз хавфи дӯзах мепарастам, дар дӯзах бисӯз ва агар ба умеди биҳишт мепарастам, бар ман ҳаром гардон ва агар аз барои ту туро мепарастам, ҷамоли боқӣ аз ман дареғ мадор».

Ҳамин ишқу иштиёқ ба шараёни сухан ҷорӣ шуд, ба ҳарфҳову савтҳо, рух, бо анфоси масеҳонаи хеш ба пайкараи тимсолҳо ҷон бахшид, ҳастии орифро ба шӯр овард, худрову Офаридгорро ҷузви як ҳастии мутлақ тасаввур ва лафзи «аналҳақ»-ро такрору талқин кард.

Мансури Ҳаллоҷ мегуфт: «Ҷуз Худо ҳеч чиз нест ва ману мову ту нестем ва ҳама Ӯст». Мувофиқони ӯ мегуфтанд: «Вақте дарахти сӯзону муштаале ба Мӯсо гуфт: «Иннӣ аналлоҳ», чӣ гуна Ҳаллоҷи фонишуда ва ба ҳақпайваста наметавонад «Аналҳақ» бигӯяд?

Раво бошад «аналҳақ» аз дарахте,

Чаро набвад раво аз некбахте?» (6, 70).

Ривоят кунанд, ки чун Мансури Ҳаллоҷро бар пойи дор меоварданд, дарвеше аз ӯ бипурсид, ки ишқ чист? Гуфт: «Имрӯз бинӣ ва фардо бинӣ ва пасфардо бинӣ. Он рӯзаш бикуштанд ва дигар рӯзаш бисӯхтанд ва савум рӯзаш ба бод бардоданд» (1, 72-73).

Шайх Камол аз Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ бисёр ёд кардааст:

*Ба маориҷи «аналҳақ» нарасӣ зи пои минбар,*
*Ки сарест ҷои ин сар, ки сазои дор бошад.*

* * *

*Ҳар кӣ ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бисӯхт,*
*Рамзи «сиваллаҳ» бихонд, сирри «аналҳақ» шунуд.*

* * *

*Хабари дору расан рояти Мансур бувад,*
*Хабари рояти Мансур бувад қалбшикан.*

* * *

*Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи «аналҳақ»,*
*Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳалоҷӣ?*

* * *

*Асрори аналҳақ сухани нек баланд аст,*
*Маънии чунин ҷуз ба сари дор наёбӣ.*

* * *

*Зинҳор, Камол, аз сари мастӣ марав он ҷо,*
*Тарсам, ки равӣ бе адабу бор наёбӣ.*

Ин санадҳо шефтагии орифи номвари хуҷандиро ба шахсияту асрори ҳувайдокардаи Мансури Ҳаллоҷ зоҳир мекунанд. Барои он ки пайвастагони ашъори Шайх Камол аз сирри Мансур ва таҳтулматни андешаҳои шоир огоҳӣ пайдо кунанд, фишурдаи асрори аналҳақро аз «Тазкират-ул-авлиё»-и Шайх Аттори Нишопурӣ нақл мекунем: «Пас дигар бор Ҳусайнро бибурданд, то бар дор кунанд. Сад ҳазор одамӣ гирд омаданд ва ӯ чашм гирд мекард ва мегуфт: «Ҳақ, Ҳақ, Ҳақ, аналҳақ!...».

Пас ҳар касе санге меандохт. Шиблӣ (мурод Абӯбакри Шиблӣ – орифи бузурги асри IX) ҷиҳати мувофиқат гиле андохт. Ҳусайни Мансур оҳе кард. Гуфтанд: «Аз ин

ҳама санг оҳе накардӣ, аз гиле оҳ кардан чӣ маънист?» Гуфт: «Аз он аст, ки дасти сифот аз тораки арш дармекашад».

Пас дасташ ҷудо карданд, хандае зад.

Гуфтанд: «Ханда чист?»

Гуфт: «Аз одамии баста даст боз кардан осон аст, мард он аст, ки дасти сифот аз тораки арш дармекашад, қатъ кунад».

Пас поҳояш бибуриданд, табассуме карду гуфт: «Бо ин по сафари хокӣ мекардам, қадаме дигар дорам, ки ҳам акнун сафари ҳар ду олам бикунад, агар тавонед, он қадамро бибурред». Пас ду дасти буридаи хунолуд бар рӯй дармолид, то ҳар ду соиду рӯй хунолуд кард. Гуфтанд: «Ин чаро кардӣ?» Гуфт: «Хуни бисёр аз ман бирафту донам, ки рӯям зард шуда бошад, шумо пиндоред, ки зардии рӯйи ман аз тарс аст. Хун дар рӯй молидам, то дар чашми шумо сурхрӯй бошам, ки гулгунаи мардон хуни эшон аст». Гуфтанд: «Агар рӯйро ба хун сурх кардӣ, соид чаро олудӣ?» Гуфт: «Вузӯъ месозам». Гуфтанд: «Чӣ вузӯъ?» Гуфт: «Дар ишқ ду ракъат аст, ки вузӯи он ҷуз ба хун дуруст наояд».

Пас чашмҳояш барканданд, қиёмате аз халқ баромад, баъзе мегиристанд, баъзе санг меандохтанд. Чун хостанд, ки забонаш бибурранд, рӯй сӯи осмон карду гуфт: «Илоҳӣ, бад-ин ранҷ, ки аз барои Ту бар ман мебурданд, маҳрумашон магардон ва аз ин давлаташон бенасиб макун…».

Пас забонаш бибурриданд ва намози шом буд, сараш бибурриданд ва дар миёни сар буридан табассуме карду ҷон дод ва мардумон хурӯш карданд… Охирсухани Ҳусайн ин буд: «Ҳубб-ул-воҳиди афраъ-ул-воҳид» (Дӯст доштани Худои воҳид ҷудо кардани воҳид аст ба ҷамъ ба сӯйи воҳид»).

Аз як-яки андоми Ҳусайни Ҳаллоҷ овоз меомад, ки «Аналҳақ». Рӯзи дигар гуфтанд: «Ин фитна беш аз он хоҳад буд, ки дар ҳолати ҳаёт буд…». Пас аъзои ӯ бисӯхтанд, аз хокистар овози «Аналҳақ» меомад. Дармонданд, ба Даҷла андохтанд, бар сари об ҳамон «Аналҳақ» мегуфт. Хирқаи шайх бар лаби Даҷла бурданд, то бар қарори худ рафту хокистар хомӯш шуд, пас хокистари ӯро ҷамъ карданду дафн намуданд…» (1, 71-75).

Мансури Ҳаллоҷ ба мунтаҳои ишқи ҳақиқӣ расида, аз талиаи ҷамол бехуд гардид ва ҳарферо, ки урафои дигар links мармуз баён мекарданд, аз пардаи рамз баровард, ба гуфтаи Ҳофиз, ҷурмаш он буд, ки асрор ҳувайдо мекард:

*Гуфт: «Он ёр, к-аз ӯ гашт сари дор баланд,*
*Ҷурмаш ин буд, ки асрор ҳувайдо мекард».*

Аз ҳамин ҷост, ки рамзу киноя аз аҷзои муҳими адаби ирфонии форсӣ қарор гирифт. Дар тайи садсолаҳо теъдоди истилоҳоти шеъри ирфонӣ афзуд. Фарҳангҳои махсуси истилоҳоти урафо ба низом омаданд. Ба маълумоти ин сарчашмаҳо ишқи ҳақиқӣ дувоздаҳ марҳила доштааст. Рӯзбеҳон Бақлии Шерозӣ дар «Абҳар-ул-ошиқин» чунин овардааст: «Аз бидоят то ниҳоят, яъне дар ишқи илоҳӣ дувоздаҳ мақомот аст: Аввал, мақоми убудият; сонӣ, мақоми вилоят; солис, мақоми муроқабат; робеъ, мақоми хавф; хомис, мақоми раҷо; содис, мақоми ваҷд; собеъ, мақоми яқин; сомин, мақоми қурб; тосеъ, мақоми мукошафа; ошир, мақоми мушоҳада; ҳодӣ ашар, мақоми муҳаббат, сонӣ ашар, мақоми шавқ ва мартабаи аъло ишқи куллист, ки мақсади руҳ аст» (9, 100).

Пеш аз Шайх Камол беҳтарин ҳадиси ишқро бо ҷумлаи таҷаллиёти арзию қудсияш Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ ба силки назм кашидааст, ки тобиши

дурахшони онро дар сурудаҳои орифи номвари хуҷандӣ мушоҳида мекунем. Муҳимтарин абёти ишқияи Мавлавиро Мавлоно Ҳусайн Воизи Кошифӣ дар «Лубби лубоби «Маснавӣ» ҷамъоварӣ кардааст. Намунае чанд барои татбиқу қиёси мақулаи ишқ дар осори Мавлавию Шайх Камол аз ин китоб фаро мегирем:

*Марҳабо, эй ишқи хушсавдои мо,*
*Эй табиби ҷумла иллатҳои мо.*
*Эй давои нахвату номуси мо,*
*Эй ту Афлотуну Ҷолинуси мо.*
*Ҷисми хок аз ишқ бар афлок шуд,*
*Кӯҳ дар рақс омаду чолок шуд.*
*Дарнагунҷад ишқ дар гуфтушунид,*
*Ишқ дарёест, қаъраш нопадид.*
*Ишқ бишкофад фалакро сад шикоф,*
*Ишқ ларзонад заминро аз газоф…*
*Даври гардунҳо зи мавҷи ишқ дон,*
*Гар набудӣ ишқ, фарсудӣ ҷаҳон.*
*Ҳар чӣ гӯям ишқро шарҳу баён,*
*Чун ба ишқ оям, хиҷил бошам аз он,*
*Худ қалам андар навиштан мешитофт,*
*Чун ба ишқ омад, зи ҳайбат баршикофт.*
*Гарчи тафсири забон равшангар аст,*
*Лек ишқи безабон равшантар аст.*
*Ақл дар шарҳаш чу хар дар гил бихуфт,*
*Шарҳи ишқу ошиқӣ ҳам ишқ гуфт.*
*Офтоб омад далели офтоб,*
*Гар далелат бояд, аз вай рух матоб.*
*Иллати ошиқ зи иллатҳо ҷудост,*
*Ишқ устурлоби асрори Худост.*
*Ошиқӣ гар з-ин сару гар з-он сар аст,*
*Оқибат моро бад-он шаҳ раҳбар аст…*
*Ишқҳое, к-аз пайи ранге бувад,*
*Ишқ набвад, оқибат нанге бувад.*
*Ҳин, раҳо кун ишқҳои суратӣ,*
*Ту чаро вобастаи ҳар суратӣ?*

Мо дар фавқ мухтасаре аз достони ишқи Мансури Ҳаллоҷ фаро гирифтем, ки Шайх Камол шефтаи он буд. Ишқи Мавлавӣ низ ҷони ранҷдидаи муршиди хуҷандиро месӯзонад, аз талаълаи он ишқ зовияи дили хешро огандаи шавқу шааф мекард, чунонки худ мефармояд, гӯё Мавлавӣ аз замини Рум нақб зада, сар аз Хуҷанд баровардааст. Албатта, соҳиби ин сар касе дигар ҷуз Шайх Камоли Хуҷандӣ нест. Шайх Камол борҳо дар осораш аз Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ ёд карда, мазмуни ҳикоёти дилчаспи «Маснавии маънавӣ»-ро бо ишораҳои малеҳ дар пирояи ғазал гунҷоиш додааст:

*Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?!*

* * *

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: «Мавлоноиву Аттори мо».*

Шайх Камол ғазале дорад, ки метавон онро ёдвораи орифони номӣ номид. Дар паси ҳар байти ғазал чеҳраи дурахшони орифи номваре таҷаллӣ мекунад, инсони огоҳ ҳолоту мақомоти эшонро ба ёд оварда, ишораҳои таҳтонии муаллифи ғазалро

дармеёбад, муҳимтар аз ҳама, дар симои Шайх Камол маҷмӯи сифатҳои он соликони роҳи ҳақ, он ошиқони дилсӯхтаро эҳсос менамояд:

*Нахли маданӣ самар баровард,*
*Паҳлӯи рутаб шакар баровард.*
*Омад Ҳасани дигар ба Басра,*
*Нахлаш рутаби дигар баровард.*
*Дар Даҷла бирафт пири Бағдод,*
*Дарё ивазаш гуҳар баровард.*
*Соқӣ бишикаст ҷому Ҷомӣ,*
*З-он ҷоми латифтар баровард.*
*Аз равзана офтоби Табрез,*
*Дар хона бирафту дар баровард.*
*Румӣ зи замини Рум зад нақб,*
*Аз хоки Хуҷанд сар баровард.*
*З-он хок Камол доман афшонд,*
*Гард аз малаку башар баровард.*

Ростӣ, дар адабиёти форсӣ ғазале дигар ба ин фахомат, ғазале фарогиранда ва ифодагари кайфияту ҳол дарак накардаам. Шайх Камол дар ин ғазал хешро меваи дарахти борвари Мадинаи мунаввара, яъне муворриси номбардори анбиёву урафои ин шаҳри муқаддас, Ҳасани Басрии навпайдо, гавҳари дарёи ирфон Ҷунайди Бағдодиву Маҷдуддини Бағдодӣ, ҷойнишини Аҳмади Ҷомӣ, идомадиҳандаи маслаки Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ маҳсуб кардааст. Ӯ дар мақтаи ғазале дигар фармудааст:

*Ба Туркистон биё, он хок дарёб,*
*Агар дар Рум Мавлоно наёбӣ.*

Аз ин санадҳо андешаи дар фавқ баёншуда, яъне дар шахсияти маънавии Шайх Камол нуфуз кардани мағзи ирфони исломӣ, лубби лубоби мақомоти ирфон ба тасвиб мерасад. Ёдкардҳои шоир аз Иброҳими Адҳам, Увайси Қаранӣ, Боязиди Бастомӣ, Шайх Аттори Нишопурӣ низ тақвиятбахши ин нуктаанд:

*Ҳар касе дар ҳарами ишқи ту маҳрам нашавад,*
*Ҳар Бироҳим ба даргоҳи ту Адҳам нашавад.*

* * *

*Хабаре ёфтам аз давлати васли набавӣ,*
*Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайсе ба Қаран?!*

* * *

*Бо дусад лофи каромат гар лабаш бинӣ, Камол,*
*Боз бифрӯшӣ ба ҷоме хирқаи сад Боязид.*

* * *

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст.*

* * *

*Он ошиқи дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ.*

Аслан мақому манзалати Шайх Камолро дар тасаввуфи исломӣ хеле пештар муосирону муҳаққиқони ашъораш ба қайд гирифтаанд. Қадимтарини ин бахши маълумот низ ба муқаддимаи девони шоир таалluқ дорад. Чунончи, дар дебочаи нусхаи Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ мастур аст: «Саҷҷодаи иршоди ин ягонаи даврон, хулосатулатвор валақвон бар ҳошияи балдаи Табрез мабсут буд ва умуми халоиқ ъало ихтилофи табақотиҳим ва ҳолотиҳим ба зулоли авотифи он ҳазрат мутаҷалло шуда, бо омолу амонии ду ҷаҳон фоиз мегаштанд ва аз манзумоти каломи

ин афсаҳи аном иқтибоси румузи сирри илоҳӣ мекарданд ва уюни дафотиру вуҷуҳи сафоин бад-он мувашшаҳ мекарданд».

Ҳамин матлаб дар нусхаи Алии Домғонӣ (ба ганҷинаи китобҳои Донишкадаи Шаҳид Мутаҳҳарӣ) бо ибороти дигар чунин баён шудааст:

«Бар қоидаи қадим саҷҷодаи иршод бигустаронид ва фузалову мустаиддони Табрез дар муқобалаи ин неъмати узмо ва мувозоти ин мавҳибати кубро ҷабҳаи хузуъ бар хок ниҳода, вазоифи ҳамди валиюлҳамд ба тақдим расониданд».

Азбаски ин гуфторҳо дар замони зиндагии Шайх Камол ба таҳрир омадаанд, эътимод бар онҳо зиёд аст. Баъд аз ин маълумоти муосирону мусоҳибони Шайх Камолро ба эътибор гирифтан лозим меояд. Чунончи, сарчашмаҳо аз суҳбату мулоқоти Шайхи Озарӣ, Муҳаммадширини Мағрибӣ, Шайх Зайниддини Хофӣ бо Шайх Камоли Хуҷандӣ дарак додаанд. Ду нафари аввал баробари мақоми арҷманди ирфонӣ, шоирони номвари аҳди худ буданд. Зайниддин Абӯбакри Хофӣ аз муътақидони Шайх Камол ва муҷовири ҳалқаи суҳбати ӯ буд. Аз файзи ин суҳбату муҷоврат дар рисолаҳои хеш ҳикоят кардааст, ки қисме аз онҳоро Тақиуддини Кошӣ дар тазкираи «Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор» аз забони Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ нақл кардааст. Мувофиқи ахбори ин тазкира, Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ аз Шайх Камол хоҳиш кардааст, ки бар ӯ роҳи восил шудан ба Ҳақ бозгӯяд. Шайх Камол ҷавоб дода, ки: «Ба висоли Ҳақ аз тариқи дили дӯстони Ҳақ бирасӣ, ки ҳар рӯз Ҳақ субҳонаҳу ва таоло ҳафтод қатра матари назар ба замини дили дӯстонаш меборад, пас бирав, дили дӯстони ӯ дарёб».

Донишманди эронӣ Эраҷи Гулисурхӣ, ки девони комили Шайх Камолро бо муқаддимаи судманде ба табъ расонид, шояд аз ҷиҳати дастрасӣ надоштан ба сарчашмаҳои мавҷуда бошад, ки навиштааст: «Калиди такомули фалсафии шеъри Камол аз андешаҳои ҳазрати Туркистон оғоз шуда, ба Хоҷа Убайдуллоҳ ва нақшбандия ва Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ мерасад, яъне андешаҳое, ки шариат дар он бар тариқат бартарӣ дорад ва ин андеша дар осори Камол идома дорад, то он ҷо, ки дар роҳи вилоят гом бармедорад. Бино бар ин шинохти ин чанд тан бузург ва андешаҳои эшон барои дарёфти маонии шеъри устоди Хуҷанд ва нақши хаттии сайри андешаи ӯ ниҳояти лузум дорад» (9, 23).

Аввалан, Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ ва Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрор аз Шайх Камол хеле ҷавонтаранд. Абӯбакри Хофӣ соли 1462 ва Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрор соли 1490 даргузаштаанд. Баръакс, онҳо аз таълимоти ирфонии Камоли Хуҷандӣ файз бардоштаанду сайри андешаҳои эшонро аз таълимоти Шайх Камол ҷустан лозим. Сонияи, аз шогирдони Камоли Хуҷандӣ будани Шайх Зайниддини Хофиро ғайр аз Тақиуддини Кошӣ- муаллифи «Равзаи атҳор» Мулло Муҳаммадалии Ҳашрии Табрезӣ ба қайд гирифта, ба Миср рафтан, дар ҳалқаи шогирдони Шайх Нуриддин Абдурраҳмони Мисрӣ қарор гирифтанашро чунин овардааст: «Ба ҳар ҳол, ба Миср рафта, ба хидмати мушорун илайҳ мерасад ва инобат мекунад ва ба ишораи олии вай ба хидмат мешинад. Вайро фатҳе намешуда, аз ин маънӣ бисёр музаҷир буда. То шабе, дарвоқеъ, Шайх Камолро мебинад, ки аз ҷониби қибла аз миёни девори хилват берун омаданду дилдорӣ намуданд ва гуфтанд, ки: «Дар намози субҳ дар рӯзи ҷумъа баъд аз «Фотиҳа» сураи «Қоф» бихон, ки фатҳи куллӣ рӯй хоҳад намуд». Ба фармуда амал намуд, баъд аз ин вайро футуҳоти маънавӣ даст дода, кораш ба итмом мерасад (7, 507-508).

Тақиуддини Кошӣ баробари иродатмандии Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофиро ба Камоли Хуҷандӣ зикр кардан, чанд нуктаи арзишмандро аз аҳволи Абӯбакри Хофӣ дар авсофи Шайх Камол истинод овардааст, ки бисёр муҳим аст: «Аз калимоти муғлақу (ба маънои маҳкам – А.Н.) ишорати мутлақи Шайх, ки ақлро маҷоли фаҳму ҳисро бад-он роҳ нест, аз барои табаррук чанд лафз оварда шуд: Шайх (Камол) фармуд, ки муддате дӯст оинаи мо буд, акнун мо оинаи ӯ шудем, яъне дар анвори рубубияти Ҳақ осори убудияти худ медидам, акнун дар шаби нестии худ хуршеди ҳастии ӯ мушоҳидат мекунам. Рубоӣ:

*Ёре, ки вуҷуди адамат ӯст ҳама,*
*Сармояи шодиву ғамат ӯст ҳама.*
*Ту дида надорӣ, ки бубинӣ ӯро,*
*В-арна зи сарат то қадамат ӯст ҳама.*

Ҳам Шайх фармудааст: Мард он аст, ки нишаста бошаду ашё рӯ бад-ӯ оранд ва ба фармони ӯ мутеъ бошанду тасарруфи ӯ дар ҳама нофиз бувад. Ва маро он ҷо расонид дар ягонагии худ, ки ҳамаи халқро дар қабзаи худ дидам, тасарруфи худро дар ҳамаи коинот нофиз ёфтам ва ин ишорат ба мақоми иттиҳод аст дар маърифат, на он иттиҳод, ки илҳод аст».

Шайх гуфт: «Наздиктару муҳайётар сифоте орифро он аст, ки шоиста шавад хидмати сифоти Ҳақро. Ва аҳли маърифат фарқ чунин гӯянд, ки он сифат ба Ҳақ қоим бувад ва ӯ ба он сифат қоим, яъне нури сифоти Ҳақ дар ӯ таҷаллӣ кунад ва тасарруфоти рубубият дар ниҳоди ӯ рахт ниҳад. Ин иттиҳоди сифот на табаддули сифоти ҳудус ба сифоти қидам, яъне чун аз авсофи башарият тамом холӣ шавад, ба сифоти самадияту аҳадият муттасиф шавад (Хулосат-ул-ашъор ва зубдат-ул-афкор).

Баробари ин авсофе, ки муаллифони манобеи адабӣ аз боби мақоми ирфонии Шайх Камол меоранд, азбаски аз рисолаҳои илмии орифи хуҷандӣ чизе дар ихтиёр надорем, аҳволи фарогирифтаи Тақиуддини Кошӣ бисёр муҳим аст, хосса, аз номи иродатманди ӯ - Шайх Зайниддин Абӯбакри Хофӣ ба сифати иқтибос омаданаш арзиши муҳиме касб мекунад.

Тавзеҳоти мусоҳибу муосири Шайх Камол – Шайхи Озарӣ дар китоби «Ҷавоҳир-ул-асрор» паҳлӯи дигари фаъолияти ин шоиру орифи номвар, яъне сухансанҷию нуктапардозии ӯро равшан мекунад. Мувофиқи маълумоти «Равзаи атҳор» Шайхи Озарӣ ба Табрез омада, дар суҳбату баҳсҳои Шайх Камолу Муҳаммадширини Мағрибӣ ширкат доштааст. Аз ин ҷиҳат, ба ҷуз маълумоте, ки дар китоби «Ҷавоҳир-ул-асрор» оид ба ҷиҳатҳои мумтози ашъори Камоли Хуҷандӣ ва шахсияти шоирии ӯ овардааст, шояд асноди дигаре ба аҳволу осори Шайх фаро гирифта бошад. Ин пажӯҳиш бояд дарояндаи наздик анҷом дода шавад, умед аст, ки маълумоти тоза ба даст хоҳад расид.

Муҳаққиқони муосири мо дар нисбати муносибатҳои шахсии ду шоири бузурги ориф – Шайх Камол ва Муҳаммадширини Мағрибӣ муболиға карда, баҳсу талошҳои ҷолиби илмию ирфонии эшонро ҳамчун ихтилофи ақоид талаққӣ намудаанд (10).

Вале сарчашмаҳо аз меҳру ихлоси тарафайн ва баҳсҳои самимии эшон дарак додаанд. Муҳаммадалӣ Ҳашрии Табрезӣ дар ин бобат чунин овардааст: «Рӯзе Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ ва Мавлоно Муҳаммади Машриқӣ ва Мавлоно Муҳаммад Ассори Табрезӣ ва Мавлоно Муҳаммади Хамил ба суҳбати касирулбаҳҷати Шайх рафтанд. Ва Шайх худ ба нафс мутаваҷҷеҳи табх шуданд. Яке

аз муридон гуфта, ки: «Шумо бо ёрон ба суҳбат машғул бошед ва ин хидмат ба банда руҷӯъ фармоед».

Шайх фармуданд, ки: «Фалаки даввор ҳаргиз сонӣ аз ин чаҳор Мавлоно Муҳаммад ба арсаи рӯзгор наёварда, ки имрӯз меҳмони моанд, худ мехоҳам, ки аз шарафи ин хидмат баҳравар шавам». Баъд аз тақдими маросими табх машғули суҳбат мешаванд. Вақте Шайх ин матлаъ фармуда буданд:

*Чашм агар ин асту абру ину нозу шева ин,*
*Алвидоъ, эй зуҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин!*

- чун ба самъи Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ мерасад, мефармояд, ки: «Шайх бисёр бузург аст, вайро чаро шеъре бояд гуфт, ҷуз маънии маҷозии муҳмалӣ надошта бошад». (Шайх) дар аснои суҳбат он матлаъ хондааст ва фармуда, ки чашм «айн» аст, пас мешояд, ки ба лисони ишорат аз «Айни қидам», ки зот аст, таъбир кунанд ва абрӯ ҳиҷоб аст, пас метавонад буд, онро ишорат ба сифот, ки ҳиҷоби зот аст, донанд. Ва Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ тавозуъ намуда ва инсоф додааст.

Ва низ вақте ҳазрати Шайх Камол дар шеър фармуда (Куфри «коф»-и мо зи «То Ҳо» бартар аст), чун ба Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ хонданд, бар Шайх эрод гирифта ва дар маънии куфри маҳмуд ин абёт гуфта:

*Аз «савод-ул-ваҷҳи фи-д-дорайн» агар дорӣ хабар,*
*Чашм бикшову саводи фақру куфри мо нигар.*
*Аз саводи инчунин фақри маҷозӣ мардвор,*
*Сӯи дор-ул-мулки он фақри ҳақиқӣ кун гузар.*
*Куфри ботил ҳаққи мутлакро ба худ пӯшиданат,*
*Куфри ҳақ худро ба ҳақ пӯшидан аст, эй пурҳунар.*
*То ту дар банди худӣ, ҳақро ба худ пӯшидаӣ,*
*Бо чунин куфре зи куфри мо куҷо ёбӣ хабар?!*
*В-он ки аз сарчашмаи куфри ҳақиқӣ об хӯрд,*
*Баҳри куфри ҳар ду олам пешаш ояд чун шамар.*
*Пас нагӯяд, куфри «коф»-и мо зи «То Ҳо» бартар аст.*
*Ҳар кӣ бошад аз маониву ҳақоиқ баҳравар.*

Дар он вило Шайхи Озарӣ ба Табрез меояд ва мобайни ин ду бузург муҳокима менамояд ва мегӯяд, ки эроди Мавлоно Муҳаммади Мағрибӣ ба истилоҳи ин тоифа ворид аст. «Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст, ки Шайх фармуда, мурод ба «То Ҳо» беҳтарини коинот аст, чунонки дар Қуръон воқеъ аст ва он ки Шайх фармуда, баёни лисони ҳазрати кибриёст ва шак нест, ки кофи куфри «кибриё» бартар аст аз «То Ҳо» -и аҳмадӣ, пас аз ин маънӣ эрод ба Шайх лозим намеояд» (Равзаи атҳор, с.63-64).

Ин аст воқеияти муносибати Шайх Камол бо шоирону орифони номвари аҳди хеш.

Пас аз аҳволу ахбори муҳиббону шогирдон, мураттибони девони Шайх Камол муҳимтарин матолибро аз мақоми қурбу вилояти ӯ Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ фаро гирифтааст. Ҷомӣ дар тазкираи «Нафаҳот-ул-унс мин ҳазароти-л-қудс» бо камоли эъҷоз васфи Шайх Камолро оварда, ки баъдан тазкиранависони оянда асосан ҳамин гуфтаҳои ӯро бо андаке тағйироту иловаҳо нақл кардаанд: «Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу таоло. Вай бисёр бузург будааст ва иштиғоли вай ба шеър ва такаллуф дар он ситру талбисро буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият бозмонад, чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*

*«Каллиминӣ, ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аладдавом ба риёзату муҷоҳадат машғул мебуда…» (8, 609).

Аксари тазкиранигорон мақоми ирфонии Шайх Камолро аз мартабаи шоириаш баландтар ҳисобидаанд. Ҳарчанд дар ин гуфтаҳо ҷои баҳс ҳаст, ин нукта мусаллам, ки ӯ дар силки муршидони соҳибвилояти замони хеш буд ва ирфону шеърро бо камоли устодӣ бо ҳам мепайваст. Шайх соҳиби хонақоҳ буд, ки нуқли маҷлиси онро шеъри диловез ташкил медод, дар самои аҳли маҷлис ғазалҳои ӯ бо ҷазаботу ваҷд хонда мешуданд. Шайх Камол худро қутби (пешво, муршид) ин маҷмаа донистааст:

*Ин хайма суродиқи Камол аст,*
*Нуқсон зи таноби ӯ гусаста.*
*Гирди дари ӯ зи субҳ то шом*
*Асҳоби камол ҳалқа баста.*
*Зеро ки дар ӯ муқим қутбест,*
*Автод ба гирди ӯ нишаста.*

Барои Шайх Камол дар ҷои хушманзари Табрез бино кардани хонақоҳ худ далели мубини иродати хосу ом, таваҷҷуҳи аҳли дил ба иршоду раҳнамоии ӯст. Аслан, дар гузашта ҳокимону давлатмандон бо нияти хайрия ё аз рӯи ихлосу иродат барои беҳтарини беҳтаринҳо хонақоҳ бунёд мекарданд, баъдан худашон ҳам ба ин маъмани ободкардаашон рӯй оварда, имορати сиришти хешро маъмур месохтанд. «Навиштаанд, ки нахустин хонақоҳро дар Рамлаи Шом як амири насорӣ барои сӯфиён сохт. Чун ду танро дид, ки ба ҳам расиданд ва даст дар оғӯши якдигар карда ва он чӣ аз хӯрданӣ доштанд, дар миён ниҳодаву хӯрданд ва бирафтанд, амири тарсо аз яке аз эшон пурсид: «Он кӣ буд?» Гуфт: «Ман намедонам». Гуфт: «Туро чӣ буд?» Гуфт: «Надонам». Гуфт: «Ин улфат чӣ буд?» Гуфт: «Ин тариқати мост». Амири тарсо пурсид: «Шумо ҷое доред, ки он ҷо фароҳам оед?» Гуфт: «Не». Гуфт: «Ман барои шумо ҷое созам». Пас он хонақоҳ ба Рамла сохт» (8).

Хонақоҳ манзилгоҳи муқаддас, маскани нузҳату худшиносӣ, ҷойгоҳи маҷлиси унс, маъмани ишқу ихлос маҳсуб мешуд. Дари он ҳамешагӣ боз буд, инсонҳо гумкардаҳои маънавии хешро аз ин ҷойгоҳ меёфтанд, хонақоҳдорию хонақоҳнишинӣ қоидаю қонунҳои хешро дошт, навбати аввал ниёзмандии бекарона, сидқу сафо, меҳру иродат мехост.

Иззуддин Маҳмуди Кошонӣ дар «Мисбоҳ-ул-ҳидоя» барои таъсиси хонақоҳ фавоиде зикр мекунад: Яке маҳалли нузулу сукуни тоифаи фуқаро, ки маскане надорад; дувум, иҷтимои сӯфия ва муҳаббату дӯстию улфат миёни онҳо; савум, иттилоъ бар аҳволи якдигар ва риояти таҳзиби ахлоқу аъмолу ақвол ва ёдоварии уюбу лағзишҳои якдигар ва кӯшиш дар рафъи уюбуислоҳи дӯстону бародарони хонақоҳӣ» (6, 259).

Баъди дарёфти ин матолиб омилҳои ба хонақоҳ рӯй овардани тӯдаҳои мардум, хонақоҳ бунёд кардани амирону ҳокимон возеҳ мешавад, хосса, дар замони нобасомониҳои иҷтимоӣ мардуми бечора, қашшоқу мусофир рӯй ба хонақоҳ меоварданд.

Баъзан тааҷҷуб мекунанд, ки Шайх Камол чӣ гуна ҳазор динор қарздор шудааст, ки писари амир Темур – Мироншоҳ аз рӯи ихлосу шафқат он қарзро пардохт? Ҷавобашро аз гуфтори болоии Маҳмуди Кошонӣ бояд ҷуст. Аҳли хонақоҳи Шайх Камоли Хуҷандӣ мардуми табақаву қишрҳои гуногуни аҳолӣ, сайёҳону

мусофирон буданд, ки кифофи ҳаррӯзаи онҳоро бояд соҳиби хонақоҳ адо мекард, агарчи худ бештар аз бурёе дар паҳлӯву хиште зери сар надошт.

Хонақоҳ оламе озоду озодае андар ин дайри куҳан, андар ин дунёи тазвиру кина ва фитнаву ошӯби дерина буд. Марди ориф дар зовияи пинҳони хеш лаҳзае аз гирудори дунёи берун осоиш пайдо мекард, хештанро мешинохт, аз пастиҳо фирор намуда, озими боло мешуд, руҳашро чун мурғи ҳумо озоду вораста медид:

*Орифи пинҳон зи пайдо хуштар аст,*
*Ганҷро ганҷина маъво хуштар аст.*
*Олами озодагӣ хуш оламест,*
*Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст.*
*Андар ин пастӣ дилат нагрифт ҳеч,*
*Азми боло кун, ки боло хуштар аст.*
*Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,*
*Мурғи обиро ба дарё хуштар аст.*
*Хоҷа инкори қиёмат мекунад,*
*З-он ки имрӯзаш зи фардо хуштар аст.*
*Як назар қонеъ шав аз олам, Камол,*
*Нахли мумиро тамошо хуштар аст.*

Шайх Камол дар байти мақтаъ дунёро тимсоли нахли мумӣ, яъне шамъ тасаввур кардааст, ки тамошояш хуш аст, вале бақояш дер нест. Мазаммати дунё дар адаби форсӣ маънои рӯй овардан ба арзишҳои аслии маънавӣ, сууд ба фарози ормонҳои олӣ, тарки риёву риёкорӣ ва иҷтиҳод бар васли дилбари руҳониро дошт:

*Пашминапӯш хирқаи солус то насӯхт,*
*Аз ҷомахонаи карамат хилъате наёфт.*
*Чандон ки бозҷуст дар аъмоли худ, Камол,*
*Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт.*

Аз ҳамин сабаб ҳам, агарчи дар ин дайр ранҷу тааб, ғаму ҳирмон мебинад, ҳамаро мояи нишоту шодмонӣ, давлату комгорӣ медонад, зеро бояд сурат ба маънӣ бипайвандад ва ҷодае ба ҳарими кӯи ёр кушода шавад, то дасти солик ба домани мақсуд бирасад:

*Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт,*
*Ринду девонаву қаллошу хароботию маст.*
*Меҳнати мо ҳама давлат, ғами мо ҷумла нишот,*
*Ҳастии мо ҳама не, нестии мо ҳама ҳаст.*
*Як нафас дар ҳама олам нанишинем зи пой,*
*То наёрем сари зулфи дилором ба даст.*
*Обрӯе нашуд аз зуҳди риёӣ моро,*
*Соқии ишқ чу паймонаи номус шикаст.*
*Нест моро сари Тӯбову таманнои биҳишт,*
*Шеваи мардуми ноаҳл бувад ҳиммати паст.*
*Зоҳидон ҷои нишаст арчи ба ҷаннат доранд,*
*Ошиқонро набувад дар ду ҷаҳон ҷои нишаст.*
*Ишқро дар ҳарами Каъбаву бутхона якест,*
*Ринди майхонанишин, зоҳиди саҷҷодапараст.*
*Ҳар чӣ дар чашм ба ҷуз сурати маъшуқ хатост,*
*Ҳар чӣ дар даст ба ҷуз домани мақсуд бад аст.*
*Гарчи зад сурати хубон раҳи ақли ту, Камол,*
*Нек буд он ҳама сурат, чу ба маънӣ пайваст.*

Ҳарими кӯи ин маҳбуби ирфонӣ каъбаи ошиқ аст ва ҳар ҷо Ӯст, маъбуди ошиқ он ҷост. Ҳамин аст, ки роҳи Каъба аз ҳарими Ёр оғоз меёбад ва хуш он сафар, ки ёди Ӯ бадрақаи муҳиббон аст:

*Каъбаву дайр туӣ, каъба куҷо, дайр куҷост?*
*Нест ғайр аз ту касе, ғайр киро мешуморӣ.*
*Каъба гар шуд зи ту пур, буткада ҳам холӣ нест,*
*Камие нест туро, к-аз ҳама бисёртарӣ.*
*Рафт овоза, ки имсол ба ҳаҷ рафт Камол,*
*Бас муборак сафаре, чун ту ба ӯ ҳамсафарӣ.*

* * *

*Дари ӯ монда гар рафтӣ ба Каъба,*
*Зи Каъба бар дари бутхона рафтӣ.*
*Камол, аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Лаҳну оҳангҳои дилчасп ва самоъву рақс аз муҳимтарин унсурҳои ашъори Шайх Камол ва хонақоҳи ӯ будааст. Орифон овози хушро башорати ғайбӣ медонистанд. Барои эшон фарқ надошт, ки он садои ной аст, хониши паррандагон ё инсонҳо, ҳар садои хуш ҷони онҳоро тасхир мекард. Нақл мекунанд, ки аз ин овозҳои хуш садоҳои дилчаспи азалию осмониро дармеёфтанд. Чунончи, аз ҳолоти Мавлавӣ маълум аст, ки шабе аз садои путки Салоҳиддини Заркӯб ба ваҷд омадаву аз худ вораста, чарх мезад ва аз забони ӯ ғазали дилчаспи «Аҷаб ганҷе падид омад дар ин дӯкони заркӯбӣ, Зиҳӣ сурат, зиҳӣ маънӣ, зиҳӣ хубӣ, зиҳӣ хубӣ» ҷорӣ мешуд.

Дар ин бобат Имом Муҳаммади Ғаззолиро андешаҳои ҷолибест дар «Кимиёи саодат». Ӯ дар рукни дувум, асли ҳаштуми ин китоб овардааст: «Бидон, ки Эзид таолоро сиррест дар дили одамӣ, ки он дар вай ҳамчунон пӯшида аст, ки оташ дар оҳан. Чунонки ба захми санг бар оҳан он сирри оташ ошкоро гардаду ба саҳро афтад, ҳамчунон самъи овози хушу мавзун он гавҳари одамиро биҷунбонад ва дар вай чизе падид орад, бе он ки одамро дар он ихтиёре бошад» (3, 194).

Оид ба рақсу самои хонақоҳӣ ишораҳои возеҳи Шайх Камол маълум аст:

*Дил сӯхт дар самоу намеистад зи чарх,*
*Рақсест гарм бар сари оташ кабобро.*

* * *

*Мурида пир ба сар рақс мекунанд, Камол,*
*Чу гуфтаҳои ту дар хонақоҳ мехонанд.*

* * *

*Дар самое, ки ғазалҳои ту хонанд, Камол,*
*Сӯфиёнро ҳама аз сар ҳаваси ҳалво рафт.*

* * *

*Дар самое, ки нест шеъри Камол,*
*Сӯфиён, ҳар як аз суе биҷаҳед.*

Ихтиёр кардани баҳрҳои сабук, оҳангҳои дилчасп, махсусан, мураддаф овардани ғазалиёт аз ҳамин ангезаи самоъвӣ сар мезанад. Ғуломалихони Балгиромӣ дар тазкираи «Хизонаи омира» фазилати хушоҳангии ашъори Шайх Камолро таъкид карда, овардааст: «Шайх Камол, қуддиса сирруҳу, аз авлиёи шуаро буд. Ин ғазали ӯ машҳури офоқ аст ва мутрибон мехонанд:

*Дар хилвати дӯст ҷон нагунҷад,*
*Шодию ғами ҷаҳон нагунҷад.*
*Чашмат кушаду лабат диҳад ҷон,*

*Марг ояду дар миён нагунҷад.*
*Эй хоҷа, ту марди худфурӯшӣ,*
*Рахти ту дар ин дукон нагунҷад.*
*Ёро, чӣ маҷол дар ҳаримат,*
*Сар низ бар остон нагунҷад.*
*Васфи рухи ӯ кунам ба хуршед,*
*Хуршед дар осмон нагунҷад.*
*Мо хонахаробкардагонро*
*Дар дил ғами хонумон нагунҷад.*
*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад».*

Ғазали интихобкардаи Ғуломалихони Озод аз ҷумлаи ашъори самоъвии Шайх Камол аст, ки маҳбуби сӯфиён буд. Теъдоди ин гуна ғазалҳои дар буҳури ҳазаҷи мусаддас, рамали мусаддас ва мутақориби мусаммани маҳзуф гуфташуда дар девони ашъори Камоли Хуҷандӣ зиёд аст, ки ба зарбу ҷазаботи орифона мувофиқати комил дорад.

Мавзӯи дигаре, ки аз ин ғазал бармеояд, рамзу истилоҳоти аҳли тасаввуф аст, ки бидуни донистани мафҳуму моҳияти онҳо дарк кардани мазмунҳои ирфонӣ имконият надорад. Дар гузашта чандин луғатномаҳои мухтасар таҳти унвони «Фарҳанги истилоҳоти тасаввуф», «Луғати мусталеҳоти ирфонӣ», «Луғоти ашъори урафо» тасниф шудаанд, ки дар ҳудуди 200-300 истилоҳоти мутадовилу роиҷи осори тасаввуфиро ба тафсир овардаанд. Қисме аз истилоҳоти ирфониро худи суханварон шарҳ додаанд. Чунончи, дар фавқ барои Муҳаммадширини Мағрибӣ мафҳумоти истилоҳии «чашм»-у «абрӯ»-ро шарҳ додани Шайх Камолро ба қайд гирифта будем. Монанди ҳамин Мавлоно Ҷомӣ дар рисолаи «Шарҳи рубоиёт» истилоҳоти ирфонии ашъорашро тафсир кардааст. Муаллифони дигар истилоҳу матолиби ҷудогонаро, ки зарур донистаанд, маънидод менамуданд. Чунончи, Низомии Ганҷавӣ истилоҳоти ирфонии «май», «бода», «сабуҳ»-ро чунин ба ифода овардааст:

*Мапиндор, эй Хизри пирӯзапай,*
*Ки аз май маро ҳаст мақсуд май.*
*Маро бода он ваъдаи эзадист,*
*Сабуҳ он харобӣ, май он бехудист (Искандарнома).*

Баҳс дар перомуни истилоҳоти сӯфия доманаи фарох дорад, ки мавриди муносиби дигарро мехоҳад. Ин ҷо бояд ҳамин матлабро ёдовар шавем, ки барои дарёфти укдаю мафҳумҳои мармузи ашъори Шайх Камол маснавии «Гулшани роз»-и Маҳмуди Шабистарӣ ва шарҳҳои ҷомеи он, шурӯҳоти девони Ҳофиз, шурӯҳи «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддин Румӣ кӯмак хоҳанд кард.

Дигар нуктаи қобили таваҷҷуҳ он аст, ки қисми зиёди ғазалиёти орифонаи Шайх Камол бидуни рамзу истилоҳоти хоси ирфонӣ гуфта шудаанд, ки бар мабнои онҳо ҳамон ишқи ҳақиқӣ қарор гирифтааст. Ба ғазали зерин эътибор диҳед:

*Эй ибтидои дардат ҳар дардро ниҳоят,*
*Ишқи туро на охир, шавқи туро на гоят.*
*Завқи азоб то кай бегонаро чашонӣ?*
*Аз раҳмати ту моро ҳаст ин қадар шикоят.*
*Дар моҷарои ишқат илму амал нагунҷад,*
*Он ҷо, ки қиссаи туст, чӣ ҷои ин ҳикоят?*
*Дар пеши дониши ту чун тифли роҳнодон*
*Пирони бокаромат, мардони бовилоят.*

*Кунҳи ту не набиро маълуму не валиро,*
*Маълум ин қадар шуд аз Ҷабраилу оят.*
*Гар дафтари ҳадисам пур хуни дил набудӣ,*
*Ин гуфтаҳо накардӣ дар ҳар диле сироят.*
*Донӣ, Камол чун раст аз тирарӯзгорӣ,*
*Сар барзад офтобе аз машриқи иноят.*

Теъдоди ин гуна ғазалҳои дилчаспи ирфонӣ, ки маърифати бадеии он бидуни кашфи ифодаҳои мармуз, шарҳи истилоҳ даст медиҳад, зиёд аст, ки аз фазилати ашъори Шайх Камол маҳсуб мешавад.

Аммо ғазалиёти муштамил бар рамзу истиороти ирфонӣ аз ҳақиқати ирфон ва аҳволи ориф бештар моявар ҳастанд. Чунончи, дар ғазали зерин мазмунҳои ирфонии ишқ, сирри ҳақоиқ, қатраву дарё, шамъ, уду миҷмар, оинаву тӯтӣ, ҷубба, рамзи сиваллаҳ, сирри аналҳақ, фано, бақо, адам, нуқсони ҳол, гӯи саодат ва ғайраро тафсир кардан, моҳияти ишора ба сураи «Фатҳ»-и Қуръони карим ва ояти «Фатҳун қариб»-и онро ба тафсир овардан лозим мешавад, то маърифатгари ноогоҳ моҳияти ин бахши ғазалҳои зебои Шайх Камолро бифаҳмад:

*Ишқ дар оташ ниҳод дафтари буду набуд,*
*Ояти «Фатҳун қариб» сирри ҳақоиқ кушуд.*
*Қатра ба дарё расид, абр бирафт аз миён,*
*Нур фурӯ шуд ба шамъ, шамъ баромад зи дуд.*
*Аз нафаҳоти буҳур кавну макон даргирифт,*
*Чун ба ҳам омехтанд оташу миҷмар ба уд.*
*Дар паси оина чист? Қобили ин ҳарф кист?*
*К-оина бо худ надошт, он чӣ ба тӯтӣ намуд.*
*Ваҷҳи дурӯӣ намонд сурати дебоҳро,*
*Боз бирафт аз миён воситаи тору пуд.*
*Ҳар кӣ ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бисӯхт,*
*Рамзи сиваллаҳ бихонд, сирри аналҳақ шунуд.*
*Ҷом бидеҳ, ҷон ситон, рӯй мапеч аз зиён,*
*Ошиқи бемояро айни зиён аст суд.*
*Сирри фано гӯш кун, ҷоми бақо нӯш кун,*
*Ҳоҷати таҳрир нест, к-аз адам омад вуҷуд.*
*Халқ зи нуқсони ҳол бехабаранд аз Камол,*
*К-аз ҳама бе қилуқол гӯйи саодат рабуд.*

Гӯи саодати Шайх Камол ишқу алоқа бо дилбари маънавист, ки акси ҷамолашро дар оинаи дили хеш тасаввур мекунад:

*Даруни каъбаи дил дилбарест руҳонӣ,*
*Ки қудсиён-ш ба таъзим кардаанд суҷуд.*

Ва маъмани ин дилбар ҳам дили ориф аст:

*Кардаст ба масҷид ва савомеъ талаби дӯст,*
*Ӯ бо ману бингар ба куҷоҳо талабидаст.*

Ин ҷо аз бими он, ки бо ин бизоати ночиз ва омодагии муҳаққарона дар паноҳи андешаҳои амиқи Шайх Камол раҳгум назанем, домани гуфторро боз чида, ояндагонро ба ин сафар ҳидоят менамоем, сафаре, ки дар тайи он аз халқ ба Ҳақ ва ба Ҳақ дар халқ бояд бирасанд, то мунтаҳои ин сафар ба ҳарими Дӯст ва бисоти қурби Ӯ роҳ ёбанд:

*Дорам уммеде, ки ёбам бар бисоти қурб роҳ,*
*Ин гадо бингар, ки васли подшо дорад умед.*

## Пайнавишт:


1. Аттор. Тазкират-ул-авлиё.-Душанбе, 1992.
2. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ.-Теҳрон, 1995, Муқаддима.
3. Ғаззолӣ, Абӯҳомид. Кимиёи саодат. - Бомбай, 1892.
4. Кошонӣ, Иззуддин Маҳмуд. Мисбоҳ-ул-ҳидоя / Бо муқаддимаю тасҳеҳи Ҷалолуддини Ҳумоӣ.-Теҳрон.
5. Муҳаммад ибни Мунаввар. Асрор-ут-тавҳид. Таҳияи Забеҳуллоҳи Сафо.-Теҳрон, 1332 ҳ.ш.
6. Саҷҷодӣ, Зиёуддин. Муқаддимае бар мабонии ирфон ва тасаввуф.-Теҳрон, 1984.
7. Табрезӣ, Муҳаммадамин Ҳашрӣ. Равзаи атҳор.-Теҳрон, 1965.
8. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Нафаҳот-ул-унс / Ба муқаддима ва тасҳеҳу таълиқоти доктор Маҳмуди Обидӣ.-Теҳрон, 1992, саҳ.609.
9. Шерозӣ, Рӯзбеҳони Бақлӣ. Абҳар-ул-ошиқин. -Теҳрон, 1337.
10. Ян Рипка. История персидской и таджикской литературы.-Москва, Изд-во Восточной литературы, 1970.


*Абдулманнони Насриддин*

## ТАХТГОҲИ МАЪРИФАТ

*Камол, гуфтаи ту дилпазир аз он маънист,*
*Ки маънии суханонат гаробате дорад.*

Овардаанд, ки дар аҳди Зуннуни Мисрӣ ҷавоне ноаҳл ба маърифату ҳолоти орифон шак дошт. Зуннун ангуштарии хеш ба ӯ дод, то бифурӯшад. Бозориён, ки қимати он намедонистанд, аз як дирам бештар баҳо накардаанд. Пас бифармуд, назди гавҳариён бубарад. Гавҳаршиносон ҳазор динор хостанд. Ҷавон ба тааҷҷуб омад. Зуннун гуфт: «Маърифати ту ба ҳоли орифон ҳамчунон аст, ки илми бозориён бар ин ангуштарӣ».

Ҳамин аст, ки аҳли ҳунар ҳамеша орзуманди муштариёни ҳақиқӣ, маърифатгарони огоҳ, инсонҳои нуктасанҷ, гавҳаршинос, соҳибназар ва олиҳиммат будаанд. Саъдии бузургвор фармудааст, ки:

*Фаҳми сухан гар накунад мустамеъ,*
*Қудрати табъ аз мутакаллим маҷӯй.*

Шоире дигар фаҳмидани шеърро фозилтар аз шеър гуфтан донистааст:

*Шеър гуфтан гарчи дур(р) суфтан бувад,*
*Лек фаҳмидан беҳ аз гуфтан бувад.*

Албатта, ин шоир аз ранҷу риёзати сухангустарӣ огоҳ аст, медонад, ки ин тифли якшаба, ки раҳи яксола меравад, муддатҳо дар раҳми ҷон парвариш ёфтааст, муаллифаш барои ҳар сухан қатрае аз хуни ҷигар кам кардааст, ин ҷо муштарии боинсоф, огоҳу донодил даркор аст, ки қадри гавҳар бидонад ва ба ҳунари ӯ арҷ гузорад.

Шояд матлабро шоире дигар беҳтар аз Шайх Камол ифода накарда бошад:

*Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Камол,*
*Донаи гавҳар чӣ резӣ мурғи арзанхораро?!*

«Ноаҳл» дар луғат ба маънои нолоиқ, номуносиб, ноогоҳ, ноқобил, касе, ки қобили фаҳми матлабе нест, меояд, чунонки назди мурғи арзанхор гавҳар арзише надорад, тоифаи ноаҳлро марвориди сухан беқадр аст. Аз ин рӯст, ки суханварони

мумтози мо ҳамеша орзуманди хонандаи ҳушманду маърифатгари огоҳ аз бемаърифатӣ дар сутуҳ будаанд:

*Маърифат нест дар ин қавм, Худоро, мададе,*
*То барам гавҳари худро ба харидори дигар.*

Лек ҷилави замон дар ихтиёри инсон нест, аз гардиши ин чархи даввор ҳамаи чиз тағйир меёбад, завқу ҷаҳоншиносӣ, диду фаросати абнои башар низ аз доираи ин гардиш берун нест. Замон нақши худро ба завқу салиқаю маърифати инсон низ ворид хоҳад кард. Илова бар ин, як силсила мафҳумҳо, воқеаву рӯйдод, расму оин қисман фаромӯш мешаванд ё тобишу ҷилои тоза касб мекунанд. Ҳамин наҳзат ба тафаккури инсон ва маънои калимаю addibораю таркибҳо низ дахл дорад. Дар натиҷа, инсони асри мо дар фазою муҳити маънавии комилан нав, меъёру санҷаҳо ва арзишҳои нав қарор мегирад. Ин ҳолат як зуҳуроти азалӣ ва ҷовидонист.

Барои он, ки мо мазмуну моҳияти осори адабии гузаштагони хешро бидонем, истеъдоду омодагии комил лозим меояд. Зеро донишу ҷаҳоншиносӣ, завқу фаросат, қобилияти тафаккури мо ба замону рӯзгори худамон мувофиқ аст, ки агарчи заминаҳои таърихӣ дорад, аҳди мо дорои фазои иҷтимоию маънавии комилан дигарест. Аз ин нуқтаи назар, маърифати бадеии мазмуну матолиби адабӣ низ бидуни хоҳиши мо ба ҳамин завқу тафаккури мо қоим мешавад, ки аз лиҳози ҳунарию равонӣ бо воқеияти асримиёнагӣ камтар мувофиқат дорад. Пас, танҳо бар мабнои завқу дониш, фазои ақлонию равонӣ, ормони иҷтимоӣ, мавқеи сиёсию мазҳабии имрӯза устувор кардани маърифат назди асари гузашта имкон намедиҳад, гавҳари мақсуд ба даст орем.

Аз ин ҷо, омили аввали омӯзишу тавзеҳи осори адабии гузаштагони мо ба зуҳур меояд, ки иборат аз донистани матни замон, контексти адабию иҷтимоӣ, назариёти ахлоқию мазҳабии равонист, ки адиб дар домани он парвариш ёфтааст. Ба таври дигар гӯем, муҳаққиқ ё маърифатгари оддӣ бояд худро дар паҳлӯи муаллифи осори бадеӣ, ки ҳазор сол ё аз ин бештару камтар муқаддам аз рӯзгори мо зистааст, тасаввур карда тавонад. Бояд дар доираи ин тасаввурот ҳамаи муҳимтарин ҷиҳатҳо, ки шахсияти адиб ё ҳунарварро ташаккул додааст, гунҷоиш ёбад. Оре, ин амри бағоят душвор аст, вале масире дигар вуҷуд надорад, ки моро ба манзили мурод бирасонад. Душвории ин ҷодаро ба воситаи дақиқ омӯхтани осори суханвар, китобҳои фалсафӣ, таърихӣ, мазҳабӣ, тазкираҳо, ёддоштҳо, осори адабии дӯстону ҳамзамонон, ки дар замони зиндагии ӯ таълиф шуда ё китобҳои таълимӣ будаанд, бар худ осон кардан имкон дорад. Мо бояд амиқ тасаввур карда тавонем, ки шахсияти суханвари мо чӣ гуна, дар кадом муҳит, дар асоси кадом ҷаҳоншиносӣ, дар ҳалқаи чӣ гуна ашхос камолот ёфтааст, дар ҷараёни умраш чӣ тағйироту таҳаввулотро аз сар гузаронид, таълифоташ симои ӯро чӣ гуна ифода мекунад, нақши замон ба кадом ҷиҳатҳои шахсияту осораш бештар таъсир гузоштааст.

Ҳар кас ин меъёрро ба эътибор нагирад, ба мақсад нарасад, шахсияти ҳунарварро нашиносад, осорашро ноаҳлона муаррифӣ намояд.

Хушбахтона, барои шинохти чеҳраи маънавӣ ва ҳунари шоирии Шайх Камоли Хуҷандӣ ва маърифати бадеии осораш шароити зикршуда фароҳам омадааст. Навиштаҷоту гуфтори муосирон, асарҳои ахлоқию ирфонӣ, таърихию мазҳабии он замон, таълифоти адабии дӯстону мусоҳибон ва куллиёти осори худи ӯ дар ихтиёри мост.

Шайх Камол дар замоне зиндагӣ ба сар бурд, ки таълимоти фалсафию ирфонии Муҳйиддин ибни Арабӣ, Абӯҳафси Суҳравардӣ, Маҷдуддини Бағдодӣ, Садриддини Қуниявӣ, Маҳмуди Шабистарӣ, Сафиуддини Ардабилӣ, Алоуддини Симнонӣ, Хоҷа Баҳоуддини Нақшбанд ва чандин бузургворони дигар ҷомеаро таҳти таъсири хеш қарор дода буданд. Дар партави андешаҳои ин тоифаи донишмандони ориф осори адабии Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ, Фахруддини Ироқӣ, Авҳадии Мароғаӣ, Хоҷуи Кирмонӣ, Носири Бухороӣ, Хоҷа Имоди Фақеҳ ва садҳо суханвари дигар ба қалам омадаанд.

Ду шоири бузурги мо – Ҳофиз ва Камол низ дар ҳамин гаҳвора тарбия ёфтаанд, руҳу равони эшон дар ҳамин фазо нашъат гирифт, завқу тафаккурашон аз ҳамин сарчашма об хӯрд.

«Фусус-ул-ҳикам»-и Ибни Арабӣ, «Мифтоҳ-ул-ғайб»-и Сад-риддини Қунавӣ, «Авориф-ул-маориф»-и Абӯҳафси Суҳравардӣ, «Ламаот»-и Фахруддини Ироқӣ, «Гулшани роз»-и Маҳмуди Шабистарӣ, «Мантиқ-ут-тайр», «Асрорнома», «Илоҳинома»-и Аттори Нишопурӣ, «Маснавии маънавӣ» ва «Девони кабир»-и Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ, ашъори Саъдӣ, Хусрав, Ҳасан, Авҳадӣ, Хоҷу ва шуарои дигар, тафсирҳои ҷомеи «Қуръони маҷид», аҳодиси набавӣ, сияри пайғамбарон, кутуби таъриху воқеаномаҳо – инанд мухтасари осоре, ки ҷаҳоншиносию маънавиёти Шайх Камолро ташаккул додаанд. Бино бар ин решаҳои аслии мазмунсозӣ ва афкору андешаҳои шоирро дар ҳамин осор ҷустуҷӯву қиёс кардан ва он гаҳ хулоса баровардан лозим меояд. Он гоҳ хоҳем донист, ки шоири мо лаҳву лаиб мегӯяд ё ҳарфи ирфону маърифат, фаҳмишҳои мо нақши сароб аст ё сарчашмаи ҳақиқии об.

Баъзе муосирони мо Фирдавсиро аз замонаш берун кашида, дар шафати хеш тасаввур мекунанд, сипас осорашу худашро мешиносанд, муҳити иҷтимоию ахлоқӣ ва мазҳабии равонии Ҳиндро надониста, фалсафаи Бедилро дарк накарда, ба эҷодиёташ доварӣ мекунанд, зерматни осори Мавлавию Саъдӣ, Ҳофизу Ҷомӣ ва ҳакимону шоирони дигарро сарфи назар намуда, ба таълиму пажӯҳиш машғул мешаванд. Дар натиҷа, ангезаҳои асили ҳунарӣ, нуктаҳои ҳикамӣ, ҷанбаҳои ҳақиқии ахлоқию маънавии осори эшон паси пардаи нисён ва тавсифоти тумтароқ мемонад. Як сабаби асосии сусту воҳӣ шудани тафаккуру маърифати бадеӣ ва маънавиёти муосирони мо дар ҳамин иллат аст.

Дар замони мо илми герменевтика босуръат рушд карда, таваҷҷуҳи олимони кишварҳои пешрафтаи ҷаҳонро беш аз пеш ба худ ҷалб намуда истодааст. Герменевтика илми маърифату тафсир аст, ки ба маърифати фалсафӣ, адабӣ, ҳунарӣ, мазҳабӣ, суннатӣ, таърихӣ баробар дахл дорад. Ба тақозои принсипҳои ин илм қабл аз омӯзишу тафсири осори тамаддуни башарӣ муҳимтарин сифатҳои маънавии муаллифони он асарҳоро тадқиқ кардан ва шинохтан лозим аст. Аз ин нуқтаи назар, қабл аз баҳодиҳӣ ба осори ҳунарӣ ва тафсиру тавзеҳи он, сифатҳои маънавии муаллифро донистан маҷрои омӯзишро ба самти мувофиқ равона мекунад.

Камоли Хуҷандиро муаллифони ҳамзамони ӯ ва ҳамаи сарчашмаҳои хаттии асримиёнагӣ бо унвони ифтихории «Шайх», «Қутб», «Султон-ул-машоих» ва ғайра номбар кардаанд. Ҳамаи ин тавсифҳо камолоти маънавии ин шоиру орифи номварро далолат мекунад, вале унвонҳои ифтихорӣ ҳамчун тавсифоти муҷаррад ба назар мерасад, то он ки моҳияти онро надонем. Барои донистани моҳияти он ба осори

ҳамзамонон ва ҳамкешу ҳаммаслакони шоир муроҷиат кардан лозим меояд. Онҳо ин тоифа инсонҳоро инсони комил дониста, дар сифаташон чунин овардаанд: «Бидон, ки инсони комил он аст, ки дар шариату тариқату ҳақиқат тамом бошад». Ва агар ин иборатро фаҳм намекунӣ, ба иборати дигар бигӯям: «Бидон, ки инсони комил он аст, ки ӯро чаҳор чиз ба камол бошад: ақволи неку афъоли нек ва ахлоқи неку маориф. Эй дарвеш, ҷумла соликон, ки дар сулуканд, дар ин миёнанд ва кори соликон ин аст, ки ин чаҳор чизро ба камол расонанд. Ҳар кӣ ин чаҳор чизро ба камол расонид, ба камоли худ расид. Эй басо кас, ки дар ин роҳ омадаанду дар ин роҳ фурӯ рафтаанд ва ба мақсад нарасидаанду мақсуд ҳосил накардаанд.

Чун инсони комилро донистӣ, акнун бидон, ки ин инсони комилро асомии бисёрест, ба изофату эътиборот ба асомии мухталифа зикр кардаанд ва ҷумла рост аст. Эй дарвеш, инсони комилро шайху пешвову ҳодӣ ва маҳдӣ гӯянд ва донову болиғу комилу мукаммал гӯянд ва имому халифаву қутбу соҳибзамон гӯянд ва ҷоми ҷаҳоннамою оинаи гетинамой ва тарёқи бузургу иксири аъзам гӯянд.

Ва дар мулки малакут ва ҷабарут ҳеҷ чиз бар вай пӯшида намондааст. Ашёро камо ҳия ва ҳикмати ашёро камо ҳия медонад ва мебинад.

Одамиён зубдаву хулосаи коинотанд ва меваи дарахти мавҷудотанд ва инсони комил зубдаву хулосаи мавҷудоти одамиён аст, мавҷудот ба як бор дар тахти назари инсони комиланд, ҳам ба сурату ҳам ба маънӣ, аз ҷиҳати он, ки меъроҷ аз ин тараф аст ҳам ба сурату ҳам ба маънӣ.

Эй дарвеш, инсони комил баъд аз шинохт ва лиқои Худой ҳеҷ коре баробари он надид ва ҳеҷ тоате беҳтар аз ин надонист, ки роҳат ба халқ расонад ва ҳеҷ роҳате беҳтар аз он надид, ки чизе гӯяд ва чизе кунад, ки мардум чун он бишнаванд ва ба он кор кунанд, дунёро ба осонӣ бигзаронанд ва аз балоҳову фитнаҳои ин олам эмин бошанд ва дар охират растагор шаванд ва ҳар кӣ чунин кунад, ворисе анбиёст.

Эй дарвеш, инсони комил ҳеҷ тоате беҳтар аз он надид, ки ростӣ дар миёни халқ пайдо кунад ва одату русуми бад аз миёни халқ бардорад ва қоидаву қонуни нек дар миёни мардум биниҳад ва мардумро ба Худой хонаду мадҳи охират бисёр гӯяд ва мазаммати дунё бисёр кунаду манфиати дарвешию хумул бо мардум бигӯяд, то дарвешӣ бар дили мардум ширин шавад ва мардумро аз тавонгариву шаҳват нафрат пайдо ояд ва неконро биҳишт ваъда диҳаду бадонро аз дӯзах ваид кунад ва мардумро муҳиббу мушфиқи якдигар гардонад, то озор ба якдигар нарасонанд ва муовини якдигар шаванд ва бифармояд, то мардум амони якдигар бидиҳанд, ҳам ба забону ҳам ба даст» (5, 124-125).

Ин суханон тақрибан 25-30 сол пеш аз ба дунё омадани Шайх Камол аз ҷониби Азиз ибни Муҳаммади Насафӣ дар рисолаи «Зубдат-ул-ҳақоиқ» гуфта шудаанд. «Зубдат-ул-ҳақоиқ» аз ҷумлаи муҳимтарин асарҳоест, ки дар ташаккули сиришти инсонии муосирони Шайх Камол таъсир гузоштааст.

Аксари кулли тавсифоти ин муаллиф ба шахсияти Камоли Хуҷандӣ мувофиқ ва ҳамоҳанг аст. Вақте ба омӯзишу таълим, нақду тафсири осори Шайх Камол машғул мешавем, бояд аз лобалои андешаю суханони мо чеҳраи чунин инсони комил мутаҷаллӣ бошад.

Дигар аз омилҳои муҳими маърифати бадеии осори Шайх Камол огоҳӣ аз назокати лафзӣ, таркибсозӣ ва ибораоройӣ ва истилоҳоти фаннии аҳли ирфон аст. Чунки аҳли ирфонро истилоҳоти хосест, ки барои бо киноёту рамз ифода кардани

маънӣ имконият медиҳад. Сабаби рӯй овардан ба рамзу киноётро яке аз шеършиносони асри XVII Баҳлул ибни Мирзохони Баракӣ чунин ифода кардааст: «Эй азиз, дар баъзе каломи қавм, ки сирру румуз ёфт мешавад, аз он ҷиҳат аст, ки дар ҳама улум илм ба ноаҳл додан ҳаром аст ва аз аҳл боздоштан ҳам ҳаром аст, пас ин қисм дар каломи худ румузу ишорат ниҳодаанд, то на бар аҳл зулм бошад ва на бар ноаҳл илм» (9, 11).

Маълум мешавад, ки бо мақсади ҳифзу эҳтиёти асрори ирфон истилоҳоти махсуси фаннӣ ба кор мерафтаанд. Он мусталеҳотро аҳли дониш, толибони маонӣ аз тариқи омӯзишу тафаҳҳус дарк мекарданд ва ононе, ки аҳл набуданд, роҳ бар ин олам надоштанд. Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ низ дар «Маснавӣ» овардааст:

*Беадаброилму фан омӯхтан,*
*Додани тег аст дасти роҳзан.*

Ғайр аз ин, қонунияти азалии санъати нафиса дар афкори ирфонӣ амал кардааст. Забони осори нафис аслан забони рамзист. Эҳсосу ангезае, ки аз умқи дили хилватгоҳи завқ бармехезад, забони ифода надорад. Ва ҳар чӣ ба ифода меояд, рамз аст. Падидаҳои ҷолиби рамзро дар осори меъморӣ, мусиқӣ, наққошӣ, хаттотӣ ва саноеи дигари нафиса мебинем, ки ҳар ҳунарманд мувофиқи зарфияти хеш аз он маънӣ мебардорад.

Ирфону ишқи ирфонӣ низ аз ҷумлаи мафҳумҳои ҷовидонист, ки аслияту назокати он чунонки бояд, ифодапазир нест. Ба гуфтаи худи Шайх Камол:

*Забони қол фурӯ банд назди аҳл, Камол,*
*Румузи ишқ набошад ҳадиси гуфтушунид.*

Бино бар ин, аҳли ирфон рӯ ба рамзу ишорат овардаанд. Азбаски луғоту тамсилоти шеъри ишқии форсӣ ба ин маслак мувофиқ омад, аз садаи ёздаҳуми мелодӣ дар пайкараи шеъри ишқии мо руҳи ирфонӣ дамида шуд. Шеър аз ин руҳи исёниву ишқи ҷовидонӣ нашъат гирифт. Чун маҷрои ишқи дунявию ирфонӣ ба ҳам пайваст, ишқу ирфон ба меърочи маънавии худ расид ва шеъри ғиноӣ болид.

Аз ин рӯ, тасаввуру маърифати мо аз шеър мубтании донишу огоҳии мо бар истилоҳоти орифон аст. Аслан имкон дорад, як сатҳи муҳими ирфонии шеърро сарфи назар карда, бар мабнои мафҳуми воқеии калимаю ибораҳо маънӣ бардорем, ки имрӯз роиҷ аст. Вале дар ин маврид ба моҳияти матлаб нахоҳем расид, ин роҳе, ки мо меравем, дигар аст, он ҳаргиз ба каъбаи мақсуд набарад, мунтаҳо маърифати бадеии осори адиб имконпазир нагардад. Агар нақшу мазмунҳои ирфонии осори Атторну Мавлавӣ, Ҳофизу Камол, Ҷомию Бедил сарфи назар гардад, дигар фарорӯи мо колбаде боқӣ мемонад беравон.

Ба чанд истилоҳоти шеъри ишқии ирфонӣ таваҷҷуҳ фармоед:

1.Рух – иборат аст аз таҷаллии ҷамоли илоҳӣ ба сифати лутф, монанди латифу рауфу таввобу муҳйиву ҳодиву ваҳҳоб;

2.Зулф – таҷаллии ҷалоли илоҳист ба сифати қаҳр, монанди монеъву қобизу қаҳҳору мумиту музиллу зор(р).

Рух муносиб бо нур ва зулф муносиб бо зулмат аст ва гоҳ аз мутлақи мо сиво ба зулф таъбир мекунанд, чи ҳамчунон ки зулф пардаву ниқоби рӯи маҳбуб аст;

3.Шароб – иборат аз завқу ваҷду ҳол, ки аз ҷилва маҳбуби ҳақиқӣ дар овони ғалабаи муҳаббат бар дили солики ошиқ ворид мешавад ва соликро масту бехуд мекунад;

4.Чашм – иборат аз шуҳуди ҳақ мар аъёну истеъдодоти эшонро, ки сифати басирии ӯст ва аз мутлақи сифат, аз он рӯ, ки ҳадду ҳоҷиби зот аст, ба абрӯ ишора намояд ва ин ҳар ду аз муқтазиёти таҷаллии ҷалол аст (7, 274-275).

Теъдоди чунин истилоҳот, ки ифодагари румузи шеъри ирфонист, бисёр аст. Ниёзмандон метавонанд ба фарҳанги бисёрҷилдаи доктор Сайид Содиқи Гавҳарин рисолаи «Миръот-ул-ушшоқ» рисолаи «Муродоти девони Ҳофиз»-и Мир Сайид Алии Ҳамадонӣ ва асарҳои дигар муроҷиат кунанд. Махсусан, тавзеҳоти Мир Сайид Алии Ҳамадонӣ, ки муосири Шайх Камол аст, дар кашфи маънӣ ва маърифати нуктаҳои асосии эҷодиёти Камоли Хуҷандӣ судманд аст.

Вобаста ба мазмунҳои ирфонии шеъри Шайх Камол ҳамин нуктаро ёдовар бояд шуд, ки дар ин маврид ҳам маърифати бадеии асар набояд сирф дар қаламрави тасаввуроти сӯфиёнаву истилоҳоти эшон сурат гирад. Ин усули омӯзишу пажӯҳиш низ ҳокии ҳол нест ва маърифатгарро аз ҳақиқати шеъру адаб дур мекунад. Пас, ҷодаи савоб ва меъёри писандида он аст, ки воқеияти рӯзгор ва ҷаҳоншиносии ирфонӣ ба ҳам оянд, таносуби зиндагии воқеии шоир бо маънавиёти орифонаи ӯ мавриди назар бошад, ишқи дунёвӣ ва ишқи маънавии ӯро дар пайванду иртибот баррасӣ намоем. Ин ҳақиқати илмиро пештар аз замони мо дарк кардаанд.

Сайфиддин Абулҳасани Абдурраҳмон машҳур ба «Хатмии Лоҳурӣ» дар китоби «Мараҷ-ул-баҳрайн», ки шарҳи судманде бар девони Ҳофиз асту соли 1617 таълиф шудааст, дар ин бобат чунин навиштааст: «Бар хурдабинони рӯзгору нуктасанҷони коргузор махфӣ ва пӯшида нест, ки баъзе ашъори Хоҷа дар ҳақиқат ҷорист, ки дар он маҷозро ҷавоз нест, магар ба такаллуф ва баъзе дар маҷоз ҷавоз доранд, ки ҳақиқатро дар он мадхале нест» (6, 18-19).

Пӯшида нест, ки дар суханшиносии мо бештар маърифати шарҳи адабӣ ё иҷтимоӣ роиҷ аст, ба тафсири каломию фалсафӣ камтар ҳиммат гумоштаем. Дар ҳолати ба ҳам иттисол додани ин ду маҷро бозшинохти андешаҳои ҳунарӣ ва шахсияти маънавии аҳли адаб рӯшантар зуҳур хоҳад кард.

Омилҳои дигари маърифати осори Шайх Камолро аз ҷиҳатҳои умдаи ашъори ӯ ҷустуҷӯ бояд кард. Дар ин маврид гуфтаҳои худи шоир ба кӯмаки мо мерасанд. Шайх Камол дилпазирии суханашро аз маъниҳои ғариб (нодир, аз назари дигарон дурафтода, аҷиб, шигифтангез) медонад:

*Ёфт шуҳрат чу ҷамъ кард Камол*
*Ғазалу маънии ғариб ба ҳам.*

* * *

*Камол, гуфтаи ту дилпазир аз он маънист,*
*Ки маънии суханонат ғаробате дорад.*

* * *

Маънии хосу нав аз фазилатҳои асосии шеъри шоир аст:

*Гар халқ надонанд, Камол, ин сухани кист,*
*Чун маънии нав дар қалам орам, ҳама донанд.*

* * *

*Халқ гӯянд: «Аз сухан машҳури олам шуд Камол»,*
*Маънии хос асту бас, к-ӯ шуҳрати омам диҳад.*

Муҳаққиқони Шайх Камол ин фазилати ашъори ӯро ба такрор қайд кардаанд. Чунончи, Шайхи Озарӣ, Мавлоно Ҷомӣ мартабаи олии шоирии ӯро дар диққати маонӣ дарёфтаанд. Муаллифи тазкираи «Миръоти офтобнамо» - Абдурраҳмони Ҳошимии Деҳлавӣ таъкид кардааст, ки «ба бастани маонии тозаву

ибҳом бисёр мепардохт». Ҳамин фазилат диққати муҳаққиқони суханро ба худ ҷалб кард ва онҳо дар бозгӯи маъниҳои нодири ашъори Камоли Хуҷандӣ иқдом карданд.

Кам иттифоқ афтодааст, ки эҷодиёти адиберо муосиронаш мукаммал маърифат карда натавониста, ба шарҳу тавзеҳи устодони адаб ниёзманд гардида бошанд, зеро асосан тафаккури бадеии суханварон бо тафаккури маърифатгарони адабиёти бадеӣ мувофиқат дошт. Вале аз ғазалсароёни асри XIV ду суханвари бузург – Ҳофиз ва Камол аз ин ҷиҳат мумтозанд. Агар Ҳофиз бо шеваи пуриҳом ва фалсафаи амиқи маъниҳо имтиёз дошт, Камоли Хуҷандӣ бо лутфу узубати сухан ва назорати маъно пайвастагони шеъри худро водор мекард, ки аз ҳар лафзаш чу хома равон магзаранду ба ҳар ҳарфаш чун сиёҳӣ фурӯ раванд. Ин худ як ишораи бағоят зебо ва муҳими Шайх Камол аст. Аз ин ҷиҳат, давоми асрҳо шореҳони осори адабӣ ва фарҳангнависон ба девони Камол рағбати зиёде зоҳир карда, басо маонии рангин ва таъбироти нодири ашъори ӯро шарҳу баст кардаанд. Аввалин шоире, ки ба кашфи дақоиқи шеъри Камол машғул шуд, Ҷамолиддин Абӯалӣ ибни Алӣ Маликулисфароинӣ, маъруф ба «Шайхи Озарӣ» аст, ки дар китоби судмандаш «Ҷавоҳир-ул-асрор» дар радифи байтҳои мушкилфаҳми Анварӣ, Хоқонӣ, Ҳофиз ва шоирони дигар байтҳои душворфаҳми Камоли Хуҷандиро низ тафсир додааст. Ин асар соли 1427 навишта шуда, ҳанӯз дар ибтидои асри XV ниёзманди шарҳ будани баъзе ашъори Камолро гувоҳӣ медиҳад.

Дар фарҳанги форсӣ ва шуруҳоти асрҳои баъдина низ қисме аз ашъори ин ғазалсарои маъруф тафсир ёфта, сатҳи маърифати бадеӣ ва сухансанҷии устодони адаби форсу тоҷикро ифода кардааст.

Имрӯз бо гузашти асрҳо ва тағйир ёфтани ҷаҳоншиносию тафаккури бадеӣ эҳтиёҷ ба маърифату тавзеҳи мукаммал ва илмии ашъори Камол бештар шудааст.

Азбаски Камол, пеш аз ҳама, ифодагари табиати суханварии Мовароуннаҳри асри XIV ва завқу тафаккури бадеии халқи тоҷик дар ин қарн аст, таваҷҷуҳи муҳаққиқони адабиёту муаллифони китобҳои дарсӣ ба эҷодиёти ӯ зиёд аст.

Ин ҷо ба шеваи маънигузорӣ ва сухантирозии Шайх Камол таваҷҷуҳ карда, дар асоси чанд санад ин паҳлӯи маърифати осори шоирро ба муҳокима мегирем:

*Дил зи зулфу холи хубон тиpаву ошуфта аст,*
*Хонаро чун дӯст бону – лоҷарам норӯфта аст.*

Дар ин байт бунёди маъно бар «зулфу» «хол» ва шеваи мафтункунандаи онҳост. Тирагию ошуфтагӣ аз лозимаи зулф аст, ҳамчунин лафзи «тира» далолатест аз сиёҳии «хол» ошуфта ва норӯфта ҳам аз ҷиҳати ҳусни савти шеър, ҳам аз ҷиҳати таносуб бисёр зебо иттифоқ афтодааст, вале аз байт маънои латиф, маъное, ки дархури табиати шеъри Камол бошад, ба ҳусул намеояд, зеро мисраи дувум норавшан аст ва ваҷҳи норӯфта будани хонаро аз бонуи хона будани дӯст тасаввур кардан мояе аз ангезаҳои завқӣ надорад. Шояд дар матн тасарруфе рафта бошад?

Дар «Девон»-и Камол (2, 139) айнан ҳамин нусхаи иқтибосшуда дарҷ ёфтааст. Зоҳиран, ҳама дуруст ва барҷой, вале шеърият ку? Маънии нозук куҷост? Таносуби мисраъҳо дар чист? Байтро ба алифбои арабӣ менависем ва ба диққати тамом аз нав мехонем. Таваҷҷуҳ бифармоед, калимаи «дӯст» иборат аз долу вову сину то аст, ки онро «дуст» ҳам хондан мумкин. «Дуст» шакли тахфифёфта, яъне ба тақозои вазн ихтисоршудаи «ду аст», мебошад. Ҳоло бозмегардем ба тавзеҳи маънои байт. Шоир гуфтанист, ки дил аз ёди зулфу холи хубон парешон ва ошуфта аст. Зеро ки ба он

якбора ду бону, яъне зулфу хол соҳибӣ кардаанд. Агар таъбирҳои халқиро ба хотир биёварем, зуд возеҳ хоҳад шуд, ки ду хӯҷаини як манзил ба умеди якдигар ҳамеша манзилро нообод доштанд. Мояи ангезиши хотири Камол ҳам дар сари ҳамин таъбири халқӣ буд.

Шеъри классикии тоҷик чунон нозук аст, ки андаке бедиққатӣ маънои латифу шеърияти онро халалдор мекунад. Бисёр иттифоқ меафтад, ки риоя нашудани ҷои изофат ва аломати ист маънои шеърро мубҳам гардонидаанд. Зоҳиран, чунин бедиққатиҳо ночиз менамояд, вале дар асл гиреҳе ҳастанд дар иқди сухан. Масалан, вақте байти зерини Камолро мехонем:

*Номи он лаб ба хати сабз ба ҷое дидам,*
*Когазе ёфтаму қанд дар ӯ печидам.*

Дар тавзеҳи он мушкилоти зиёде пеш меояд, зеро ифодаи «қанд ба коғаз печидан» ва таносуби «Лабу хату коғазу қанд» ба дидану ёфтану печидан зеҳну фаросати комилро дархост мекунад. Байтро дар нусхаи иқтибосшуда дуруст маърифат ва шарҳ кардан қариб номумкин аст. Вале агар баъд аз лафзи «қанд» аломати ист, яъне вергул гузошта шавад, дарёфти матлаб осонтар мегардад. Агарчи дар ин маврид ҳам мазоқи шеърфаҳмӣ зарур аст. Шояд суоле пайдо бишавад: Дар гузашта аломати истро, ки намегузоштанд, матлабро чӣ гуна мефаҳмиданд? Ҷавоб он аст, ки аломати ист дар вақти хониш риоя мешуд. Агар риоя нагардад, фаҳмишҳои гуногун ва нодуруст ба амал меомаданд. Бино бар ҳамин, муаллифи номбаршудаи «Ҷавоҳир-ул-асрор» бо мақсади аз иштибоҳ раҳоӣ бахшидани хонандагони шеъри Камол дар маънидоди ин байт овардааст, ки «дар ӯ печидам» - қанд дар коғаз ниҳодан нест, балки ба маънои қанд хӯрдан аст ба таъҷил (10, 361).

Бо назардошти ҳамин тавзеҳи Шайхи Озарӣ ба тавзеҳи байт пардозем, матлаб ҳосил хоҳад шуд: Коғазу қанде, ки Камол зикр кардааст, мутаносибан ба хат ва лаб, яъне номи лаб ва хати зебое бидидам ва пиндоштам, ки он коғазе ва қандест ва дар ӯ печидам. Яъне, гирифтор шудам. Ин ҷо ба муҳассаноту зебоии шеър бояд эътибор дод. Камол худи он лаб надидааст, балки фақат лафзи «лаб» дар коғазе навишта дарёфтааст ва гумон бурдааст, ки он қанд аст. Ҳамчунин лаб ва хатти сабз басо мувофиқ афтода, хатти сабз ба ҷуз навиштаи рӯи коғаз ифодагари хатти сабзи ёр аст, ки лутфе азим дорад.

Ҳангоми тафсири шеъри Камол, дар навбати аввал маҳз ба лутфи сухани ӯ эътибор бояд дод. Зеро фаҳмидани лутфу назокати шеъри Камол худ як калидест ба ганҷинаи маъниҳо. Чунонки дар байти зерин:

*Набинӣ, к- аз таашшуқ булбули маст*
*Яке мург асту мехонӣ ҳазораш.*

Лутфи сухан дар калимаҳои як ва ҳазор аст. Ин ду маъноро талқин мекунанд. Маънои аввал таъбири халқии «якро ҳазор хондан» аст, маънои дувуми ҳазор булбул аст, ки гӯё аз камоли ишқ ӯро ҳазор ном кардаанд.

Дигар аз шартҳои маърифату шарҳи боварибахши ашъори Камол огаҳӣ доштан аз оину русум, таъбироти хосаи аҳди зиндагии шоир ва ҷавҳари ангезиши маъниҳо мебошад, ки дар натиҷаи мутолиаи зиёд ва донишу таҷриба ба даст меояд. Масалан, дар тафсири маънои байти зерин:

*Шароби лаъл менӯшам ман аз ҷоми зумуррадгун,*
*Ки зоҳид афъии вақт асту месозам бад-он кӯраш.*

Агар муносибати зумурраду афъӣ ва шаробу зоҳидро надонем, матлаби шоирро фаҳмида наметавонем. Муаллифи «Бурҳони қотеъ» дар маънидоди калимаи «зумуррад» чунин овардааст: «Ҷавҳарест маъруф, ки ба дидани он мор кӯр шавад» (Бурҳони қотеъ. – Лакҳнав, 1888). Соҳиби «Фарҳанги Онандроҷ» дар тафсири афъӣ навиштааст: «Навъе аз мори сиёҳ, ки бағоят заҳрнок ва бузург бошад ва гӯянд, ки афъӣ аз дидани зумуррад кӯр мегардад». Баъд аз донистани ин матлаб тавзеҳи маъно душворие надорад.

Монанди ҳамин дар замони зиндагии Камол ифодаи «зари даҳ-даҳӣ» бисёр маъруф буд. Азбаски имрӯзиён мафҳуми ин ибораро намедонанд, фаҳмидани маънои байти зерин баъзе душвориҳоро пеш меорад:

*Гуфтаҳои ту, ки бо он задаӣ сикка, Камол*
*Ҳафт-ҳафт аст, вале чун зари холис даҳ-даҳ.*

Дар ин байт бунёди шеърият бар таъбирҳои «ҳафт-ҳафт» ва «даҳ-даҳ» қарор дорад. Ҳафт-ҳафт, яъне ғазалҳои ҳафтбайтаи Камол, даҳ-даҳ бошад, ишора ба зари ноб будани сухани шоир аст. Зеро дар замони шоир зари холисро зари даҳдаҳӣ ё зари даҳ андар даҳ мегуфтаанд, ки бо супориши вазири Бармакиён – Ҷаъфарӣ аз тиллои холис сикка зада шудааст. Муаллифи «Фарҳанги Рашидӣ» «зари даҳдаҳӣ» ва «зари ҷаъфарӣ»-ро чунин баён кардааст: «Яъне, тиллои холис ва ҳамчунин зари шашсарӣ ва зари даҳпанҷӣ». Соҳиби «Бурҳони қотеъ» матлабро муфассалтар тавзеҳ дода, навиштааст: «Тиллои холис буда, мансуб ба Ҷаъфарӣ номе, ки кимиёгар будааст. Ва баъзе гӯянд, пеш аз Ҷаъфарӣ  зари қалб сикка мезаданд. Чун ӯ вазир шуд, ҳукм фармуд, ки тиллоро холис кsearданд ва сикка заданд ва ба ӯ мансуб шуд».

Ҳамин тавр, агар маърифатгар бихоҳад ба моҳияти гуфтору маънии ашъори Шайх Камол бирасад, бояд пари фикрат бикушояд, то дари маънӣ барояш боз гардад.

Рушди ҳунарӣ, камолоти шоирии ин суханвари мумтозро берун аз мактаби шоирии ғазалсароёни бузурги адабиёти форсӣ Саъдӣ, Мавлавӣ, Хусрав, Ҳасани Деҳлавӣ тасаввур кардан имкон надорад. Пас, шарту омили дигари маърифати бадеии ашъори Камол дар қиёсу татбиқи омӯхтани таълифоти ӯ будааст, зеро маҳз ба ҳамин васила ҳувияти шоирӣ падидор мешавад. Моҳияти ин масъала ва, умуман, омилҳои маърифати ашъори шоирро Эраҷи Гулисурхӣ бо камоли огоҳӣ зикр кардааст: «Судӣ мегӯяд: «Дарки шеъри Камол осон нест ва аз Ҳофиз бисёр душвортар аст ва дигар касон, ки мегӯянд бояд барои дарки шеъри Камол Саъдиро мутолиа кард ё Мутанаббиро хонд, рост мегӯянд, чи дарки фармудаи Камол барои мардуми мутафаккиру аҳли дарк осон аст, вагарна ба ростӣ наметавон гуфт, он ишқ, ки Камол дар ҳар ғазал ба он ишора мекунад, ба инсон аст ё Худои инсон ва ё ҳар дуи онҳо ва ё яке аз онҳо. Шайх марде донишманду пажӯҳишгар аст, ӯ муддатҳое дар чигунагии тариқатҳои мухталиф андеша карда, бо соҳибони тафаккур ёр шуда бошад, ки ба эшон сар супурда, бо зоҳидону сӯфиён рӯзҳо ҳамҳуҷра буда, бо воизону пирони тариқат панҷа дар панҷа афгандаву гоҳ ба муборизоти сангини бархӯрди андешаҳо ворид шудааст.

Абёте, ки гоҳ-гоҳ дар миёни ғазалиёташ ба чашм мехӯранд, чун ҷирқае хонандаро ҳушёр мекунанд. Гоҳ ба сӯфиён ёр шуда, ки ҳаргиз гоме аз шариат фаротар намениҳад ва гоҳ ончунон ба ваҳдати вуҷуд мепайвандад, ки худро Ҳаллоҷи замон медонад ва дар заминаи ваҳдати вуҷуд низ андешаи хос дорад, ки дар воқеъ,

шарҳи тозаест бар «Фусус-ул-ҳикам»-и Ибни Арабӣ ва лаҳзае баъд мебинем, шариатро қатра-қатра чун шарбате дар ҷони худ роҳ медиҳад. Хулоса ин, ки андешаи ӯ чун дарёи маввоҷ асту он кас, ки ба ин дарё ва шино дар он ошноӣ дорад, зуд ҷон аз каф медиҳад» (3, 60).

Иртиботи маънавию ҳунарии Камоли Хуҷандӣ бо Мавлоно, Аттор, Саъдиву Ҳофиз, Хусраву Ҳасани Деҳлавӣ аз мундариҷаи девонаш буруз мекунад. Ифтихорияҳои шоир дарак медиҳанд, ки ӯ мақоми олии шоириашро дарёфта буд, хештанро ҳамдӯши ин суханварони бузург ва ҳатто баландтар аз эшон гузоштан аз муболиғаву худситоӣ набудааст, балки Шайх Камол қавлу гуфтори ҳамзамонону мухлисони худашро, ки борҳо дар маҳфилу маҷлисҳо шунида буд, ба назм овардааст:

*Нашуд ба таври газал ҳаминони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.*

* * *

*Дар шакар рез фикри хеш, Камол,*
*Қанди ҳар як сухан мукаррар соз.*
*То биёяд ба чошнигирӣ*
*«Шакар аз Мисру Саъдӣ аз Шероз».*

Мифтоҳи маърифати бадеии ашъори Шайх Камол дар девони ӯ нуҳуфтааст, онро бо неруи фаросату дониш дарёфта, дурҷи маониро боз намуда, гавҳари он нисори мақдами маърифатгарон бояд кард:

*Кард ҳакиме зи Низомӣ суол,*
*К-эй ба сари ганҷи маонӣ муқим.*
*Ҳаст дар ангушти Камол он қалам,*
*Ё на асоест ба дасти Калим?*
*Гуфт: «Қалам нест, асо низ нест»,*
*«Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким».*

**Пайнавишт:**


1. Бурҳони қотеъ.-Лакҳнав, 1888.
2. Девони Камол.-Душанбе: Ирфон, 1983.
3. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ /Бо эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ.- Теҳрон, 1995.
4. Рисолаи «Миръот-ул-ушшоқ» (дар зимни китоби судманди Э.Бертелс «Суфизм и суфийская литература».-М., 1965).
5. Сайид Содиқи Гавҳарин. Шарҳи истилоҳоти тасаввуф.- Ҷ.2.-Теҳрон, 1989.
6. Сайфиддин Абулҳасани Абдурраҳмон. Мараҷ-ул-баҳрайн, нусхаи шумораи 909 аз ганҷинаи дастхатҳои Китобхонаи давлатии Тоҷикистон ба номи Фирдавсӣ.
7. Саҷҷодӣ, Зиёуддин. Муқаддимае бар мабонии ирфону тасаввуф.- Теҳрон, 1994.
8. Осори мунтахаб.-Ҷилди 1.-Душанбе, 1994.
9. Фавоид-ул-асрор фӣ рафъи-л-астор, нусхаи дастнависи 9938 аз ганҷинаи китобҳои хаттии Институти шарқшиносии АИ Ҷумҳурии Ӯзбекистон.
10. Шайх Озарӣ. Ҷавоҳир-ул-асрор. Нусхаи дастнависи №1916, аз ганҷинаи китобҳои Китобхонаи давлатии Тоҷикистон ба номи Фирдавӣ.


*Абдушукури Абдусаттор*

**АРАБИЯТ ДАР ШЕЪРИ КАМОЛ**

Камолиддин Муҳаммад Абӯаҳмади Хуҷандӣ дар замоне умр ба сар мебурд, ки забони арабӣ, Қуръон ва аҳкоми он дар тамоми ҷанбаҳои рӯзгори муслимин ва аз он ҷумла, дар шеъру адаби онон низ таъсири беандоза дошт. Ба қавли Хоҷаи Шероз даҳонгӯяндагони аср «ҳама парвози арабӣ» буд. Камоли Хуҷандӣ низ аз ин таъсиру нуфузи арабият наметавонист озод бошад ва шеърҳои ӯ гувоҳи онанд, ки шоир ғазалсарои моҳир ва донандаи хеле огоҳ ба забони арабӣ, Қуръон ва ҳадиси набавӣ, ойину аҳком ва қисасу ривоёти динӣ-мусалмонӣ буд. Ҳарчанд ки аз нигоҳи таъсири оёту аҳодис ва талмеҳоти мазомини китоби осмонӣ дар шеъри Камол он вуфури оёту аҳодис ва мазомини қуръонӣ, ки дар шеъри Хоҷа Ҳофиз ба назар мерасад, дар осори Камол машҳуд нест. Бо вуҷуди ин, мақоми арабият ва нуфузи он дар шеъри Камол то андозае бориз аст.

Ҳангоме ки дар бораи нақши арабият дар шеъри Камол сухан мегӯем, ба андешаи мо бояд мавзӯъро ба қисматҳо тасниф кард ва роҳу васоилеро, ки зуҳури арабиятро дар шеъри Камол собит мекунанд, ба таври алоҳида мавриди тадқиқ қарор дод. Зеро дар шеъри Камол таъсири забони арабӣ, оёти қуръонӣ ва аҳодиси набавӣ, мазомини қиссаҳои пайғамбарон ва авлиёуллоҳ бо васоили гуногун зуҳур кардаанд, ки муҳимтарини онҳо истифода аз алфозу ибороти арабӣ дар шеър, корбурди ҳуруфи алифбои арабӣ ба иллати тимсолу маъноофаринӣ, истифодаи оёту аҳодис ва ё ишораи бевосита ба мазмуни онҳо, вуфури талмеҳоти марбут ба қиссаҳои пайғамбарон ва авлиё ва бузургони дину тасаввуф, эҷоди абёти муламмаъ ба забонҳои арабӣ ва форсӣ-тоҷикӣ, даъвои баробарӣ ва, ҳатто, тарҷеҳи хеш бар шуарои араб ва амсоли онҳо буда, дар зимни навиштаи ҳозир мо ҳатталимкон саъй дорем, то дар бораи ҳар яки ин васоил изҳори андеша кунем.

Камоли Хуҷандӣ аз гӯяндагоне аст, ки аз таълими забони арабӣ ва шеъру адаби он бахраи комил дошт ва хешро дар баробари шуарои тозӣ ва ҳатто бартар аз онон медонист. Чунончи, дар байти зайл дар баробари зикри бартарии мақоми шоирии хеш аз шуарои форсигӯ – Заҳир ва Анварӣ худро аз шоири араб, Баҳоуддин Зуҳайр низ бартар медонад:

*Девони ту гар касе бихонад,*
*Дар пеши суханварони олам.*
*З-ин гуфта равад Зуҳайр аз ҷо,*
*Чӣ ҷои Заҳиру Анварӣ ҳам? (1,21).*

Дар байти дигар, ки муламмаъ аст, Камол пас аз зикри ин маъно, ки ӯ бо шеъри хеш дар Аҷам фатҳи сухан кардааст, изҳор мекунад, ки дар мамолики араб низ дарҳои маониро боз хоҳад кард ва мегӯяд:

*Дар аҷам фатҳи сухан кардӣ, Камол,*
*Фафтаҳ абвоба-л-маонӣ фӣ-л-араб (1,87).*

Дар ҳақиқат, Камол шоирест, ки дар забони араб низ вуруди тамом дошт ва даъвои ҳампояги ӯ бо гӯяндагони тозизабон беасос нест. Дар шеъри Камол истифода аз алфози арабӣ, ки дар назми замони ӯ маъмул буд, кам нест ва дар шеъри ӯ, ҳатто, ибороти комили арабиро, ки ҷузъи асосии мисраъро фаро гирифтаанд, метавон пайдо кард. Бахше аз алфозу ибророте, ки шоир дар шеъри худ ворид кардааст, порае аз оёту аҳодис ё суханони авлиё ва бузургони дин аст, ки дар бораи онҳо дар сафаҳоти дигар сухан хоҳем гуфт. Қисмати дигари алфоз иборотеанд, ки бо зарурати қофия ё маъно оварда шудаанд. Масалан, дар абёти зер:

*Аз муҳлати умри душманон ёд*

*Кардему каломано биҳо там(м) (1,28).*

* * *

*Гашт рангин зи сухан дафтари ашъори Камол,*
*Гӯ, ба сурхӣ манависед «ва айзан лаҳ»-ро (1,62).*

Қисмати дигари алфозу ибороти арабӣ, ки дар шеъри Камол ворид шудаанд, ҷузъи амсолу ҳиками арабӣ ё шакли пурраи онҳо буда ва барои тақвияти фикру андешаи дар байт ифода ёфта, ба истеҳкоми мантиқии байт хидмат карданд ва ба огоҳии комили шоир дар фарогирии амсолу ҳиками арабӣ низ шаҳодат медиҳанд. Аз ин навъ иқтибосҳои арабӣ низ дар шеъри Камол метавон теъдоди зиёде пайдо кард. Вале мо ин ҷо ба далели ихтисори калом ба овардани чанд шоҳиди шеърӣ иктифо мекунем:

*Ман талаб кардам висолаш рӯзу шаб,*
*Ёфтам, инак, ба ҳукми «ман талаб» (1,87).*

* * *

*Сарв моил ба қади туст, чӣ ҳоҷат ба далел?*
*Ҳама донанд, ки «ал-ҷинсу маъа-л-ҷинс йамил» (2,334).*

Аз абёти фавқуззикр фақат дар байти дувум матни комили мисоли арабӣ: «ал-Ҷинсу маъа-л-ҷинси йамилу». Яъне, ҳар ҷинс ба сӯи ҳамҷинси худ майл мекунад, оварда шудааст. Ва масали мазкур мутобиқи масалҳое, аз қабили «Кунад ҳамҷинс бо ҳамҷинс парвоз, Кабӯтар бо кабӯтар, боз бо боз» дар забони форсии тоҷикӣ аст. Дар байти аввал фақат ҷузъе аз масали маъруфи арабӣ оварда шудааст, ки шакли комили он «Ман талаба ваҷада – Он ки талаб кард, пайдо кард» буд ва маънои онро худи Камол дар байте аз ғазалиёти хеш ба тариқи зер овардааст:

*Ҷустуҷӯи он даҳон мекун, Камол, имкон, ки ёбӣ,*
*Хотами Ҷам бо каф орад, ҳар ки дар ҷустан бикӯшад (2,443).*

Таъсири забони арабӣ дар шеъри Камол, ҳамчунин, бо роҳи истифодаи ҳуруфи алифбои форсӣ бо мақсади ифодаи тасвири қаду қомати маҳбуба ва аъзои пайкари ӯ чун ташбеҳу тавсифоти мухталиф ба кор бурдани ҳуруфи алифбои арабӣ ва маънофаринӣ ба василаи онҳо чараён ёфтааст. Ҳарчанд, бозии ҳуруфи арабӣ дар шеъри форсӣ ҳодисае нав нест ва дар ашъори мутақаддимони Камол низ суннате дорад, вале дар шеъри ӯ ин ҳолат хеле фаровон буд. Теъдоди абёте, ки дар онҳо ҳуруфи алифбои арабӣ дар нақши воситаи ташбеҳоту маънофаринӣ ба кор рафтаанд, аз ҳудуди сӣ байт таҷовуз мекунад.

Ашъори мавриди таҳқиқи Камол шоҳиди он аст, ки ҳуруфи алифбои арабӣ дар шеъри ӯ, қабл аз ҳама, ба манзалаи василае барои ташбеҳи ҳусну ҷамоли маъшуқа ва аъзои пайкари ӯ, чун қад, даҳан, абрӯ ва соири онҳо ба кор бурда шудааст. Аъзои пайкари маъшуқа дар шеъри Камол ба сабаби қаробату шабоҳати хеш ба ҳуруфи арабӣ ба тариқи зер ташбеҳ шудаанд:

**а) Қаду қомати ёр чун алиф:**

*Гуфтам ба қадаш: «Ҳеч надорӣ суи мо майл?»*
*Гуфто ки: «Бале, ман алифам, ҳеч надорам» (1,216).*

**б) Даҳон чун сифр:**

*Гар бубинӣ даҳани тангу қади ёр, Камол,*
*Бӯса даҳ хоҳу бигӯ, сифру алиф даҳ бошад (1,307).*

**в) Абрӯ чун нун:**

*Қомате ҳамчун алиф дориву абрӯе чу нун,*
*Дар ту ҳар оне, ки гуфтанд, аз пайи он гуфтаанд (1,328).*

**г) Зулф чун дол:**

*Аз он миму ду дол имрӯз мебояд мадад моро*
*Рақибо, чанд чун об аз ту бошад пои мо ларзон (1,73).*

Дар мавориди дигаре, ки ҳуруф барои маъносозӣ ва бозии алфоз хидмат кардааст, дарки мақсад баъзан надонистани забони арабӣ, ҳисоби абҷад ва зароифи дигари марбут ба забони арабӣ ё сарфу наҳви душвори он аст. Масалан, дар байти зер ғарази шоир он аст, ки аз сари зулфи чун «дол» ва даҳони чун «мим» ошиқ дилхун аст ва барои тасдиқи фикр мегӯяд, ки оре, чун «дол» бо «мим» пайваст шавад, лафзи «хун» пайдо мешавад. Дар асл аз пайванди долу мим лафзи арабии «дам(м)» ба даст меояд, ки шоир маънои форсии он, яъне «хун»-ро дар назар дорад:

*З-он сари зулфу даҳон дилхун шудаст,*
*Хун шавад, чун дол пайвандад ба мим (2,259).*

Дар байти дигар зимни тасвири шабоҳати абрӯи ёр ва ба сад хубӣ ва аз моҳ афзун будани он ишора ба ҳисоби абҷад низ шудааст, ки мувофиқи он ҳарфи «нун» дар лафзи шартии «каламан» баробар бо рақами 50 аст ва аз маҷмӯи ду «нун» (ду абрӯ) дар ҳисоби абҷад натиҷа рақами 100 аст:

*Фузун зи моҳи нав аст абруят ба сад хубӣ,*
*Ки сад бувад чу бигиранд дар ҳисоб ду «нун» (2,293).*

Аз қисматҳои дигари ашъори Камол, ки далели возеҳи огоҳии комили ӯ аз забону адабиёти араб маҳсуб мешавад, абётеанд, ки дар зимни анвои гуногуни шеъри ӯ ба забонҳои арабӣ ва форсӣ-тоҷикӣ гуфта шудаанд. Дар ашъори муламмаи Камол тартиб ва дар паи ҳам омадани абёти муламмаъ мушоҳида намешавад ва баъзан дар шеъре тамоми байт бо арабӣ, дар байти дигари он фақат як мисраъ ба арабӣ ва мисраи дигар ба форсӣ аст. Дар девони Камол шеъре, ки тамоми абёти он муламмаъ бошад, зиёд нест ва теъдоди он аз ҳудуди чаҳор-панҷ ғазал таҷовуз намекунад. Вале ашъоре, ки дар онҳо як ё чанд байт ба тарзи муламмаъ гуфта шудааст, дар девони ӯ фаровон аст. Миқдори абёти умумии ба забони арабӣ ва форсӣ гуфташуда ҳудуди сӣ байтанд. Аз ашъори муламмаи Камол, ки тақрибан сар то по бо забонҳои арабӣ ва форсӣ гуфта шудааст ва аз намунаҳои беҳтарини ин навъи сухан аст, метавон ғазали зерро чун шоҳиди шеърӣ овард:

*Ба масҷид ҳафтае аз ту куҷо як саҷдае лоиқ,*
*Ки дар одинаӣ зоҳид, ба шаш рӯзи дигар фосиқ.*
*Лаҳу фӣ кулли мавҷудин аломотун ва осорун*[36]*.*
*Ду олам пур зи маъшуқ аст, ку як ошиқи содиқ,*
*Чаро аз дӯст вомонӣ ба лаззатҳои ҷисмонӣ?*
*Ғами Лайлӣ хӯрӣ авло, ки шаҳду шаккари фоиқ.*
*Наёвардӣ касе дар гӯш овози хатибонро*
*Фалав ло йасмаъу минҳум ҳува-л-мутъим ҳува-р-розиқ*[37]*.*
*Мариз-ул-ишқи ло йафно бисакри-л-мавти ва-л-хамри*[38]*,*
*Хушо саргармии Маҷнун, хунук дилгармии Вомиқ.*
*Насим-ул-варди йуҳйикум, раҳиқ-ул-ҳубби йусқикум,*
*Мина-з-зулумот йунҷикум бидуни-ш-шамс ва-ш-шориқ*[39]*.*

---

[36] Яъне: Дар ҳар мавҷуде аломатҳо ва осори ӯст.

[37] Яъне: Ва ҳарчанд аз онон «Ӯ таомдиҳанда ва ризқдиҳанда аст»-ро нашунаванд

[38] Яъне: Бемори ишқ аз мастии маргу хамр фано нашавад.

*Дилат гарм аст бо дунё, мапӯшон аз Камол ин таб,*
*Чу дар дорушшифои дин табибе ёфтӣ ҳозиқ (2,125).*

Камол дар абёти муламмаъ ағлаб идомаи ҳамон фикреро иброз медошт, ки дар мисраъ ё байти форсӣ оғоз мекард. Яъне, ин намуди абёт, ки андешаву афкори шоирро ифодагаранд, перояи забони арабӣ кардаанд. Аз ҷумла:

*Ҳама нақши хату хол аст ба девони Камол,*
*Лайса илло рақам-ул-ишқ ъало авроқӣ*[40].

Дар қисмати дигари байт ё мисраи муламмаъ давоми фикр дар байти форсӣ ифода ёфта ва дар шакли мисраи шабеҳи масал ё ҳикматомез дар қолаби арабӣ таҷассум ёфтааст. Дар бораи масал будан ё бо таъсири шуарои арабизабони муосири Камол ё мутақаддимони ӯ эҷод шудани онҳо ҳадс задан бидуни дастрасӣ ба кулли девонҳои шуарои араб коре душвор аст. Вале кофист бигӯем, ки Камол аз назми шуарои араб ва тарзи сухани онон хеле хуб огоҳ буд ва таъсири шуарои араб бар ӯ аз эҳтимол дур нест. Масалан:

*Ман нахоҳам зи каманди ту наҷот,*
*Ман наҷо мин камади-л-ишқи фамот*[41] *(1,34).*

Иддаи дигаре аз ашъори муламмаи Камол аз лиҳози муҳтавоӣ, мазмуни иқтибосӣ аз гуфтаҳои бузургони дину ирфон, ё аз оёти қуръонӣ ва аҳодиси набавӣ буд, ки дар онҳо шоир барои тақвияти фикри хеш, порае аз суханони авлиёуллоҳ ё оёти қуръониро меоварад ва фикру андешаи дар мисраи форсӣ гуфтаашро тақвият мекунад. Масалан, дар байти зер:

*Гар талабгорӣ машав дур аз Камол,*
*Лам йаҷид баъдӣ валиййан муршидан*[42] *(1,34).*

Мисраи арабии байти мазкурро ҳарчанд Камол дар бораи шахсияти хеш изҳор мекунад, вале маншаи он аз Қуръон буд ва иқтибос аз ояти зер аст:

*«Ва таро-ш-шамса изо талаъат тазовару ъан каҳфиҳим зота-л-йамин ва изо гарабат тақризуҳум зота-ш-шимол ва ҳум фӣ фаҷватин минҳу золика мин ойотиллоҳи ман йаҳдиллоҳу фаҳува-л-муҳтади ва ман йузлил фалан таҷида лаҳу валиййан муршидан».*

Яъне: Ва гардиши офтобро чунон мушоҳида мекунӣ, ки ҳангоми тулӯъ аз самти рости ғори онҳо барканор ва ҳангоми ғуруб низ аз ҷониби чапи эшон ба дур мегардид ва онҳо комилан аз ҳарорати хуршед дар осоиш буданд. Ин ҳикояти яке аз оёти илоҳист, ҳар киро Худо роҳнамоӣ кунад, ӯ ба ҳақиқат ҳидоятёфта ва ҳар киро гумроҳ гардонад, дигар барои чунин касе ҳеч ёру роҳнамое нахоҳад буд[43].

Нуктаи дигаре дар ин бора бояд хотирнишон кард, ки мақоми оёту аҳодис ва, умуман, таъсири мазомини қуръонӣ на фақат дар ашъори муламмаи Камол, балки

---

39 Яъне: Насими дӯстӣ шуморо зинда кунад ва шароби муҳаббат нӯшонад, вале офтоб ва тулӯи он шуморо аз торикӣ наҷот диҳад.

40 Яъне: Дар авроқи ман ҷуз рақами ишқ нест.

41 Яъне: Он ки аз азоби ишқ наҷот ёфт, бимурд.

42 Яъне: Баъди ман ёвару роҳнамое пайдо нахоҳад шуд.

43 сураи Каҳф, ояти 17.

дар ҳамаи анвои сухани ӯ мақоми назаррасе дорад ва аз нишонаҳои таъсири арабият маҳсуб мешавад. Зеро Қуръон, бо он ки китоби муқаддаси муслимини олам ва ҳодиву роҳнамои дунёву охирати онон аст, қабл аз ҳама сухани Холиқ аст, ки бо забони қавми расули Ӯ, яъне арабӣ нозил шуда ва Камол ҳам аз забони арабӣ хеле хуб иттилоъ дошт.

Камол низ чун шоири орифу мударриси илм назар дар баёни ақоиду андешаҳои хеш аз матолиби оёти қуръонӣ бисёр иқтибос ва ба мазомини онҳо ишораҳо мекунад, зеро сарчашмаи ирфону тасаввуф ҳамоно Қуръон аст. Вале набояд фаромӯш кард, ки мавзӯи шеъри Камол мунҳасир ба дину Қуръон нест. Ӯ шоирест, ки дар суханаш таҷассуми ҳаёти диниву дунёист ва авсофи ҳам ишқи илоҳии ирфонӣ ва ҳам ишқи воқеии инсонӣ маҳсуб мешавад. Таъсири оёти қуръонӣ, асосан, дар он теъдод аз ашъори Камол, ки хусусияти иҷтимоӣ ва ҷанбаи васфи ишқи ирфониро дорад, ба назар мерасад. Дар шеъри Камол ду василаи истифодаи мазомини оёти қуръонӣ ва ишора ба онҳо ба чашм мехӯрад. Шоир ба оятҳои қуръонӣ ишораҳои сареҳ мекунад. Аксаран, бо овардани ҷузъе аз мутуни арабии оёт, масалан:

*Висолатро ду олам қимат омад,*
*Ҳанӯз андар мақоми «ман йазид» аст (1,251).*

* * *

*Аз «насит-ул-ҳут» агар ёде-т ҳаст*
*Ҳамчу он моҳӣ ба ҳазрат ошино (1,34).*

Чун ба Қуръони маҷид рӯй меоварем, меёбем, ки ишороти Камол дар байти аввал ба ояти 30 аз сураи Қоф буд, ки шакли комили он чунин омадааст:

Яъне: Рӯзе, ки ҷаҳаннамро гӯем, оё имрӯз мамлуъ аз вуҷуди кофирон шудӣ? Ва ӯ гӯяд: Оё дӯзахиён беш аз ин ҳам ҳастанд? Дар байти дувум мурод аз «насит-ул-ҳут» ишора ба ояте дар зикри гуфтугӯи пайғамбарон Юшаъ ва Мӯсо аст, ки Юшаъ ба Мӯсо мегӯяд: *Қола араайта из авайно ило-с-сахрати фаиннӣ наситу-л-ҳута ва мо ансониҳу илло-ш-шайтону ан азкураҳу ваттахаза сабилаҳу фӣ-л-баҳри аҷабан.*

Яъне: (Юшаъ) гуфт: Дар назар дорӣ, он ҷо, ки бар сари санге манзил гирифтам, ман он ҷо моҳиро фаромӯш кардам ва шайтон аз ёдам бурд ва шигифт он ки моҳии бирён роҳи дарё гирифт ва бирафт[44].

Дар иддаи дигаре аз ашъори Камол ҳарчанд ишораи сареҳ ба ояти қуръонӣ нарафтааст ва ҷузъе аз оят низ зикр нашудааст, вале аз мазмуни абёт ба осонӣ бармеояд, ки аз ваҳдати вуҷуду маърифати Худованд ишора меравад ва таъсири оёти қуръонӣ дар онҳо машҳуд аст. Масалан, дар байти зер:

*Дар пеши дониши ту чун тифли роҳнодон,*
*Пирони бокаромат, мардони бовилоят (1,110).*

Дар байти мазкур таъсир аз ояти 32-уми сураи Бақара дида мешавад, ки чунин омадааст: *Қолу субҳонака ло илма лано илло мо ъалламтано, иннака анта-л-ъалиму-л-ҳаким.*

Яъне: Фариштагон арза доштанд: Эй Худои поку муназзаҳ, мо намедонем, ҷуз он чи Ту худ ба мо таълим фармудӣ, Туӣ доно ва ҳаким. Ин ҷо бояд гуфт, ки дар ҳоле ки малоики назди Худованд аз дарки асрори халқати Одам оҷиз мондаанд, чӣ ҷои маърифати кунҳи Худост ва зоти Ӯ бар пирони бокаромат ва мардони бовилоят.

---

[44] сураи Кахф, ояти 63

Ҳамчунин, аҷзи ақлу дониши башар назди маърифати кунҳи илоҳӣ ва асрори хилқат дар ояти 254-уми сураи Бақара ва оятҳое аз сураи Тағобун низ мазкур аст.

Таъсири мазомини оёти қуръониро дар қисмате аз ашъори Камол низ метавон эҳсос кард, ки, зоҳиран, ба ашъори ишқии воқеӣ ва табиӣ бештар шабоҳат доранд ва метавон онҳоро дар радифи шеърҳои ишқии шоир низ зикр кард. Вале дар баробари ин, дарк кардан душвор аст, ки дар ин қисмати ашъори ишқии шоир низ иртибот бо оёти қуръонӣ машҳуд аст ва маънои ботинии абёти онҳо далели ин гуфта хоҳад буд. Чунончи, дар байти зерин:

*Сари савдои ту танҳо на марост,*
*Ҳар дилеро ба ғамат бозорест (1,97).*

Агар ба маънои ботинии байти мазкур андеша шавад, чунин бармеояд, ки ин абёт бо оёти қуръонӣ, ки дар онҳо аз тасбеҳ ва тақдиси арзу самовот ва тамоми мавҷудоти он бар зоти Худованд сухан меравад, иртиботе дошта ва таъсироте аз онҳо бардоштааст. Масалан, бо ояти зайл:

*Ва лиллоҳи йасҷуду мо фӣ-с-самовоти ва мо фӣ-л-арзи мин доббатин ва-л-малоикату ва ҳум ло йастакбируна.*

Яъне: Ҳар чи дар осмонҳову замин аст аз ҷунбандагон ва фариштагон, ҳама бе ҳеч такаббур ва бо камоли тазаллул ба ибодати Худо машғуланд[45].

Бояд тазаккур дод, ки дар ашъори Камол истиноду иқтибосҳо ба забони адабии арабӣ, амсоли ҳиками он ва матолиби оёти қуръонӣ дар равшан кардани зеҳни хосу ом мақоми зиёде дорад. Зеро мазомини иқтибосшуда бештар дар байни ом низ маълум буд ва «дар онҳо, хосса, лутфи зебоӣ дарк мекунанд ва авом ҳама ба василаи онҳо ба мақсади гӯянда наздиктар мешаванд» (3,283).

Аз васоили муҳими дигаре, ки аз таъсири арабият дар шеъри Камол шаҳодат медиҳад, вуфури талмеҳоти динӣ-мусалмонӣ ва ишороту истинод ба қиссаҳои Пайғамбари ислом (с) аст, ки дар Қуръони маҷид низ нақл шудаанд. Чун сухан аз талмеҳ меравад, бояд мутазаккир шуд, ки талаботи асоситарини он ба хонанда ва сомеъ маълуму маъруф будани шахс, ҳодиса ё қиссаву саргузаште аст, ки дар талмеҳ ишора ба он меравад. Зеро дар акси ҳол талмеҳи шоир дар зеҳну завқҳо мутаассир нахоҳад буд.

Талмеҳоти шеъри Камол, беш аз ҳама, аз саргузашти Юсуф, Хизр ва Исо ишора мекунанд ва дар бораи ҳар як аз онон дар девони шоир тақрибан бист талмеҳ мушоҳида мешавад. Пас аз онон аз ҷиҳати теъдоди ишороти талмеҳоти марбут ба қисаси Мӯсо, Сулаймон ва Искандар қарор доранд, ки дар қиссаҳои ҳар як аз онон ҳудуди даҳ ишорат мавҷуд аст. Талмеҳоте, ки дар онҳо ишора ба саргузашти шоҳону пайғамбарон ва дигар афрод дар Қуръон омадааст, аз қабили Қорун, Айюб, Фиръавн. Одам, Ҳорут ва Иброҳим нисбатан каманд ва ба ҳар як аз ин қисас аз се талмеҳ фузунтар наёмадааст.

Талмеҳоти марбут ба Юсуф дар шеъри Камол асосан лаҳазоти маъруфи саргузашти ӯро, аз ҷумла афканда шуданаш ба чоҳ, даридани ҷомаи ӯ бо дасти Зулайхо, ангуштони хеш буридани занони мисрӣ аз дидани ҷамоли Юсуф, расидани хабари Юсуф аз Миср ба Яъқуб, сабру шикебоии тӯлонии Яъқуб дар фироқи Юсуф ва амсоли инҳоро дар бар гирифтааст. Инак, чанд мисол:

---

[45] сураи Наҳл, ояти 49

*Анвори ҳусни туст, ки аз ҷайби осмон,*
*Хуршед сар кашид чу Юсуф зи қаъри чоҳ (1,15).*
* * *
*Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул*
*Пироҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад (1,316).*

Дар талмеҳоти марбут ба саргузашти Хизр низ ба лаҳазоти маъруфе, чун чашмаи оби бақо ёфтани Хизр, кашфи муъҷизоти ӯ, аз назарҳо ғоиб буданаш ва ба сабаби чашмаи оби бақо умри ҷовид ёфтани ӯ ишора меравад:

*Хатат чу Хизр ба оби ҳаёт наздик аст,*
*Ба он лаби чу шакаринат набот наздик аст (1,325).*

Ҳамчунин, шеъри Камолро талмеҳоте марбут ба бархурдор будани Исо аз файзи Руҳулқудус, ба ранҷурон шифо бахшидани ӯ, ба осмон рахт бастанаш, моҷарои Сулаймон ва Марвон, подшоҳии ӯ ба васила хотам, ба ҳаво бурдани девон тахти вайро, калими Худованд будани Мӯсо, рафтан ба кӯҳи Тур ва таҷаллии Худованд, оби ҳаёт ҷустуҷӯ кардани Сикандар, сохтани садди Сикандарӣ ва дигар қиссаҳои роиҷ дар миёни мардум зинат бахшидаанд. Аз ҷумла:

*Дами Исо, ки ба ранҷур шифо мебахшад,*
*Дами нақд аз лаби ӯ ҷӯй, ки ин дам бо ӯст (1,66).*
* * *
*Ошиқ ар омад ба кӯяш, дунёиву уқбо нахост,*
*Ҷониби Тур омадан мақсуди Мӯсо дигар аст (2,210).*
* * *
*Ман бар он хоки дар аз шавқи даҳони ӯ, Камол,*
*Он Сулаймонам, ки лоф аз тахту хотам мезанам (1,152).*
* * *
*Дил Сикандарвор хоҳад ташналаб ҷон барафшонд*
*Аз даҳонаш чун нишони оби ҳайвон ёфт нест (1,152).*

Маҳз ба туфайли шуҳрати тамом доштан дар байни мардум ва наздик будан ба фаҳму завқи онон аксари ҷузъиёти зиндагӣ ва саргузашти пайғамбарону шоҳон ва дигар афроди қиссаҳои исломӣ дар шеъри форсӣ-тоҷикӣ қарнҳо қабл ба сифати талмеҳот нуфуз пайдо кардаанд ва ин суннатро Камол низ дар ашъори худ устодона идома додааст. Ҳамчунин, иддае аз қаҳрамонони қиссаҳои мусалмонӣ дар шеър низ ба рамзҳои бадеӣ табдил ёфтаанд ва зикри Сулаймон дар шеъри гузаштагон кофӣ буд, ки рамзи подшоҳиву салтанат ва номи Фиръавну Шаддод тимсоли лаънати Худованд ва номи Хизр рамзи умри ҷовидон ва дами Исо ба Руҳулқудус ва Абӯҷаҳл рамзи ҷаҳолат ва Қорун тимсоли ганҷи бекарон маҳсуб шаванд. Чунин суннат низ дар шеъри Камол хеле возеҳ аст ва дар абёти ӯ зимни талмеҳот ба қиссаҳои мазҳабӣ басо равшан омадаанд. Чунончи:

**а) Сулаймон тимсоли подшоҳиву тасаллут:**

*Мани бод дар даст дур аз даҳонат*
*Сулаймони вақтам, ки хотам надорам (2,155).*

**б) Абӯҷаҳл рамзи ҷаҳолату нодонӣ:**

*Фақеҳам тавба фармояд ба шаръи Мустафо аз ту,*
*Абӯҷаҳл инчунин нодон, агар бошад, аҷаб бошад (1,370).*

Аз ин ҳама гуфтаҳо ва шавоҳиди шеърӣ маълум мешавад, ки истифодаи алфоз, ибороту ҳуруфи алифбои арабӣ дар шеър, эҷоди ашъори муламмаи форсӣ ва арабӣ, иқтибоси оёти куръонӣ ва истиноди мазомини онҳо ва, ниҳоят, даъвои нуфузи шеъри хеш дар билоди араб ва ғайра нишони он аст, ки Камол низ ҳамчун шоирони

муқтадири замони хеш аз сарфу наҳви забони арабӣ, шеъри араб ва осори арабии гузаштагону муосирон ва низ аз улуми қуръониву динӣ, ки ағлаб ба забони арабӣ буд, вуқуфи тамом дошт ва ин ҳамаро дар ашъори худ устодона ба кор бурдааст.

**Пайнавишт:**


1. Девони Камоли Хуҷандӣ /Ба эҳтимоми К.А.Шидфар. – Маскав, 1975. (Иборат аз ду ҷилд).
2. Девони Камоли Хуҷандӣ /Ба эҳтимоми Ш.Ҳусейнзода ва С.Асадуллоев. – Душанбе, 1986. (Иборат аз ду ҷилд).
3. Муҳаққиқ, Маҳдӣ. Таҳлили ашъори Носири Хусрав. – Теҳрон: Интишороти Донишгоҳи Теҳрон, 1349.



*Александр Ҳайзер*


## ТАШНАГОНРО МУЖДАЕ АЗ МО БУБАР…
## (Камоли Хуҷандӣ дар Аврупо)

Камтар аз дусад сол ин мисраъҳои шоири ҳамзамини мо Камоли Хуҷандӣ ба забони олмонӣ тарҷума шуда буданд. Тарҷумаи он ба қалами шарқшиноси олмонӣ-утришӣ Иосиф Ҳаммер –Пургштал тааллуқ дошта, дар китоби маъруфи ӯ бо номи «Барозандаи адабиёти форсӣ» дар соли 1818 ҷой гирифтааст.

Аммо ҳанӯз солҳои бистуми қарни ҳафтдаҳум номи Камоли Хуҷандиро олими маъруфи Аврупо, ховаршиноси фаронсавӣ Бертелем Д`Эрбло ба аҳли илму адаби ин қора бо зикри мукаррари ӯ дар китоби хеш «Китобхонаи Шарқ» муаррифӣ намуд. Ин ховаршиноси фаронсавӣ таърихи даргузашти Камолро ба соли 792 ҳ.қ. муқаррар намуда, тазаккур медиҳад, ки шоир ҳамаср ва ҳамфикри Ҳофиз будааст. Ҳамчунин, дар ин китоб омадааст, ки Камол худро шогирди Аттор шуморида, қайд мекунад (1), ки агар девони ман ба дасти ту афтад, аз ҳар ҳарфи он саҳлу осон магузар:

Prends dans mes Vers tous ceux qu´il te plaira. Mais, ne passé pas pardessusles mots, comme fait la pleime, descends & entre dans chaque lettre, comme fait l´encre..

Возьми в моих стихах те строки, что будут тебе по нраву. Но не упускай ни одного слова, проникни в каждое из них, подобно чернилам в бумагу… (2).

Д`Эрбло ба он таваҷҷуҳ накардааст, ки имкон дорад Камол дорои забони сахту тунд бошад. Вай менависад, ки «номи Камол дар луғат маънии такмил ёфтан, мукаммалшударо дорад». Боре шоир дар ҳалқаи ду афроди дигар, ки исми яке Роҳ буд ва дигар Бурҳон, қарор дошт. Чун Бурҳониддин саги дар ҳоли давиданро аз канори худ дид, гуфт: «Ин ҳайвон бисёр камолот дорад». Камол чун ин сухан бишнид, гуфт, ки яке аз нишонаҳои камоли ин ҳайвон он аст, ки ба ҳар далели дар рӯёрӯи вай омада, мешошад. Бурхан-еддин, увидев пробегавшую мимо собаку, сказал: «Это животное обладает многими совершенствами». Камол парировал мгновенно: «одним из них является то, что эта скотина поднимает ногу на каждый встречный «столб».

Зимнан, бояд таъкид намуд, ки донишманди олмонӣ Ҳаммер нисбат ба ховаршиноси фаронсавӣ маълумоти шарҳиҳолии Камолро муфассалтар пешниҳод намудааст. Масалан, ӯ дар бораи он ки чӣ тавр шоир ба Табрез афтод ва маҷбур буд,

ки чаҳор солро дар Сарой, дар таҳти таъсири  муғулон ба сабр бубарад ва амсоли ин барин матолиби ҷолиберо тазаккур додааст. Ҳаммер 12 намунаи шеъри Камолро тарҷума намуда, бо зикри нусхаи асли онҳо бо транскрипсияи лотинӣ ва шарҳе бар онон нашр намудааст. Миёни онҳо ғазалҳое бо  матлаъҳои зерин омадаст: «In tschi serw qadd, in tschi..»; «Ин чӣ сарви қад, ин чӣ….» «In serw ki amed beri ma es tschemeni kist»,  «Ин сарв, ки омад бари мо, аз чамани кист?  Ҳатто, ӯ фаромӯш накардааст, ки сатрҳои тарҷуманамудаи Д´Эрбло –ро дар бораи тасаввуроти худи шоир дар мавриди мақоми ҳунарии ашъори худи ӯ низ тавзеҳ дода, тарҷума намояд, ки он байти зер аст:

*«Зи ҳар сатраш равон магзар чу  хома,*
*Ба ҳар ҳарфаш фурӯ рав чун сиёҳӣ».*

Яке аз тарҷумаҳои Ҳаммер ин ғазали маъруфи Хоҷа Камол мебошад.

*Серӣ набувад аз лаби ширини ту касро,*
*Кас сер надид аз шакари ноб магасро.*
*Нолон ба сари кӯи ту оем, ки завқест*
*Дар қофилаи каъбаравон бонги ҷарасро.*

Мутарҷим сатри аввали ин ғазалро нахуст тавассути транскрипсияи лотинӣ зикр мекунад ва баъдан тамоми онро бо тарҷумаи олмонӣ меоварад:

*Siri nebvad es lebi schirini tu kesra…*

*Von süßen Lippen ward noch Niemand satt,*
*Von Zucker sah die Ameis Niemand satt,*
*Ich folge stöhnend dir, denn es erscholl*
*Der Glockenton der Kaabakarawane…*

Дар тарҷумаҳои хеш Ҳаммер бештар бо шарҳу тавзеҳи муфассал такя мекунад, зеро на ҳамаи матолиби Шайх Камоли Хуҷандӣ, ки бо рамзҳои мураккаб ва истилоҳоти хоси шоирии  ин суханвари машриқзамин баён шудаанд, ба мардум фаҳмо ва дастрас мебошанд. Ҳамин тавр, дар ҳошияи ин ғазал менависад: «Садои зангӯла рамзи ҳаракати корвон  аст. Каъба ё макони муқаддас дар ин ҷо ифодагари рухсори ёр мебошад, ки ҳадафи ҳаракати корвони ҳаҷкунандагон ба он равона шудааст». Ҳаммер ашъоре аз Камолро бахшида ба шаҳри Табрез инчунин, дар робита ба масъалаи ба шаҳри Саройи аҳолии Кипчоқ афтодани ӯро тарҷума намуда, ҳамзамон, таъкид медорад, ки Камол ҳам барои Табрез ва ҳам барои Сарой ашъори ситоишӣ ба қалам овардааст. Ба монанди Д`Эрбло, Ҳаммер низ дар мавриди якранг набудани забони шеъри Камол таъкид мекунад ва ин аз он шаҳодат медиҳад, ки  вай ашъоре дар бораи ба Табрез омадани Тухтамишхонро тарҷума мекунад, ки аз рӯи он метавон ба осонӣ дақиқ намуд, ки  чӣ гуна ҷойгоҳи ҳокими маҳаллиро соҳиб шуд:

*Es sprach Ferhad Aka zu Mir Weli,*
*Ich will Raschidie von neuem bauen,*
*Es sollen nur Tebriser in der Menge,*
*Zu diesem Bau ja die Steine führen.*
*Die Armen fingen an den Stein zu graben,*
*Sie waren zahlreich wie Ameisenheere,*
*Da kam das Heer des Schaches Toktamisch,*
*Und eine Stimme scholl mit diesen Worten:*
*Chosru ist mit Schirins Rubin vertraut,*

*Indes Ferhad umsonst die Felsen haut (3).*

«Фархад (правитель Тебриза) сказал Миру Вали, я хочу заново построить Рашидие. Повелеваю тебризцам толпою дружно носить камни на эту стройку. Руки взялись выкапывать камни, их (работающих) было множество, как полчищ муравьев. Но тут пришло войско Тохтамыша и раздался голос, произнесший: «Хосров давно уж овладел рубином Ширин, в то время, как Фархад напрасно рубит скалы».

Тарҷумаи қолиби дигари Ҳаммер аз ғазале мебошад, ки мисрае аз онро мо ҳамчун унвони мақолаи худ интихоб намудем. Ин ғазал, пеш аз ҳама, таваҷҷуҳи мутарҷим ва олими олмониро на танҳо бо эҳсоси баланди шоирона суруда шудани он ба сӯи худ кашидааст, балки асрҳо қабл, ҳанӯз дар замони худи Хоҷа Камол ҳамин мисраи ба ҳукми унвон интихобнамудаи мо мавриди писанди Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ қарор гирифта буд. Дар ин бора худи Ҳаммер баробар ба тарҷумаи ғазал навиштааст: «Ёр гуфт: «Аз ғайри мо пӯшон назар». Гуфтам: «Ба чашм» «… Аз ин мисраъҳои Камоли Хуҷандӣ Ҳофиз ба ваҷд омада гуфтааст, ки бо партави сафои ҷон ва ширинии калом Камол аз ҳамаи шоирони пешин ва замони худ гузаштааст» (4). Тарҷумаи Ҳаммер аз ин ғазал ба таври зайл сурат гирифтааст:

Er sprach: Für andere verberg` den Blick. Ich sagte: Mit dem Auge.
Und wirf alsdann nur einen Blick auf mich. Ich sagte: Mit dem Auge.
Er sprach. Wenn du von meinem Angesicht die nur eine Nacht trennest,
So zähl die Sterne bis zur Morgenzeit. Ich sagte: Mit dem Auge.
Er sprach: Wenn Lippen, die vertrocknet sind vom Hauch der Flammen Seufzen,
Feucht´ sie mit Tränen wie die Kerzen an. Ich sagte: Mit dem Auge.
Er sprach: Wenn du an meiner Schwelle willst vom Tränenwasser trinken,
Bring Freudenkunde Durstigen von mir. Ich sagte: Mit dem Auge.
Er sprach: Wenn dich Kemal, Begier ankömmt, nach meinem Vollgenüsse,
So messe dieses Meer von Kopf zu Kopf. Ich sagte: Mit dem Auge.

Ҳаммер мундариҷаи ғазали мазкурро дақиқан нигоҳ дошта, ҳатто радифи онро дар забони олмонӣ бо ҳамон шакл зикр намудааст. Дар воқеъ, олим дар вақти тарҷумаи ғазал ду байти онро ҳазф намудааст ва дар дохили матни он вожаи «ёр»-ро ба шакли «ӯ» тарҷума намудааст. Ба ақидаи Ҳаммер, гӯё ин ғазал ба Ҳофиз бахшида шуда бошад. Аммо бояд қайд намуд, ки новобаста ба огоҳии комили Ҳаммер аз забони форсӣ ӯ радифи ин ғазалро таҳтуллафз – «mit dem Auge» (ба чашм), тарҷума намудааст, ки дар ин шакл ҳам дар забони олмонӣ ва ҳам русӣ барои хонанда он қадар мафҳум нест. «Ба чашм», аслан дар забони тоҷикӣ маънии қабули самимона ва сидқидилии хоҳишу дархости ин ё он нафари дӯстро дорад, ки дар забони русӣ барои ифодаи маънии он таркиб ва вожаҳои «с удовольствием», «непременно» наздиктаранд. Ба андешаи ман, дар забони олмонӣ низ истифодаи таркиби – «Mit Vergnügen» (самимона қабул кардан) ва «Vom Herzen gern» (аз таҳти дил) мувофиқи мақсад буда, маънии ҳадафи Шайх Камолро метавонанд ба хонандагони олмонӣ бирасонанд. Дар қаробат ба матни аслӣ дар он исме истифода мешавад, ки баёнгари узви инсон аст ва маънии манзури шоирро бештар тавзеҳ медиҳад.

Дар тарҷумаи ин ғазал мо кӯшиш намудем, ки баъзе аз маворидро нисбатан дақиқ намоем ва дар натиҷа матни тарҷума ба чунин шакл даромад:

Geliebte sprach: «Blick keine andre´ außer mir an». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»

Sie sprach: «Und schau auf mich nur verstohln». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»
Sie sprach: «Wenn findest du den Fußabdruck von mir
in dem Wegesstaub,
So füll ihn bis zum Rande mit Juwelen». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»
Sie sprach: «Wenn bettest du um mich das Haupt in der Kummerwüste,
Bring dem Dürstenden Liebesgrüße von mir» - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»
Sie sprach: «Wird deine Lippe trocknen sich von schweren Seufzern, oh!
So benetze sie mit Tränenfeuchte» - Ich sagte: «Gern, von Herzen!»
Sie sprach «Willst du an meiner Schwelle Tränen nun vergießen,
So fege Boden vor der Türe mit den Wimpern». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»
Sie sprach: «Wenn trennst du dich des Nachts von meinem Mondgesicht,
So zähl die Sterne bis ins Morgengrauen». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen!»
Sie sprach: «Wenn träumst du wohl, von Perle der Vereinigung, Kamol,
Dann lot´ die Tiefe dieses Meeres gänzlich aus». - Ich sagte:
«Gern, von Herzen».

Ҳамзамон, тарҷумаи ду порчаи шеърии дигар аз Камоли Хуҷандӣ дар корҳои баъдтар анҷомдодаи Ҳаммер – маҷмӯаи «Мунтахаби муноҷотии адибони форсигӯ» «Die Duftkörner aus den persischen Dichtern gesammelt», 1836) мавҷуд аст:

In der krummen Locke sah ich
Meines Lebens eig›nes Bild,
Denn gekrümmt hat mich das Unglück
Und wie Seide ward ich mild.[3]
(3 Kemal Chodschendi I. 376)

«В изогнутом локоне увидел я отражение собственной жизни, так  и меня согнуло несчастье, и стал я (от несчастий) (также) мягок как шелк…».

Immer folg' ich Ihr nach, wie der Schatten folget der Sonne,
Immer flieht Sie vor mir, wie vor dem Abend der Tag;
Ohne die Süße kann ich vom Schmerze nimmer gesunden
Und von der Holden kann ich nimmer ertragen den Schmerz.
(Kemal Chodschendi I. 8).

«Всегда я следую за ней, как тень следует за солнцем. Она же всегда убегает от меня, как день перед вечером. Без любимой (буквально - сладкой) мне никогда не излечиться от боли. И от гордой никогда не смогу вынести боль…» Баъдтар дар асари дигари худ «Таърихи урдаи тиллоӣ» «Pesth (Budapest). Hartlebens Verlag, 1840) дар боби «Темур дар Хуҷанд» дар саҳифаи 661 Ҳаммер бори дигар дар робита ба тавсифи шаҳри Хуҷанд аз «Шайх ва шоири бузург Камол» ёдовар мешавад. Дар солҳои 20-30-юми асри XIX номи Камоли Хуҷандӣ борҳо дар адабиёти илмӣ ва илмӣ-оммавии кишвари Олмон тазаккур ёфтааст. Ҳамин гуна, дар бораи Шайх Камоли Хуҷандӣ дар пасгуфтори худ ба китоби тарҷумаи «Тӯтинома»-и Зиёуддини Нахшабӣ (Touti Nameh Карл Якоб Людвиг Икена (Carl Jakob Ludwig Iken). Eine

Sammlung persischer Märchen von Nechschebi. Stuttgart. Cotta, 1822, с. 174) аз тарафи шарқшиноси олмонӣ Иоҳанн Фридрих Козегартен (Johann Friedrich Kosegarten) изҳори назар намуда, ӯро яке аз беҳтарин суханварони адабиёти ин давр номидааст. Дар қисмати ҳафтуми нашри дувуми фаслномаи олмонии соли 1838 (Deutsche Viertel-Jahrschrift. Zweites Heft. Stuttgart und Tübingen, 1838) дар саҳифаи 369, ки он ҷо сухан дар бораи «Баҳористон»-и Ҷомӣ ва номи гурӯҳе аз шуарои мазкур дар боби ҳафтуми ин асар меравад, Камоли Хуҷандӣ ҳам ёд шудааст.

Худи ҳамин сол дар китоби зери унвони «Варақаҳои иттилоотӣ дар бораи адабиёти хориҷӣ» (Blätter zur Kunde der Literatur des Auslands. Dritter Jahrgang. Stuttgart und Augsburg, 1838) дар зерфасли XXV, саҳифаи 107 порае аз китоби «Баҳористон» (Auszüge aus dem Beharistan Dschami´s) ба нашр расида, ки дар он Абдурраҳмони Ҷомӣ нақли маъруферо дар бораи Шайх Камоли Хуҷандӣ меоварад, ки мутобиқи он Камол ҳамчун «дузди Ҳасан» ном гирифтааст. Баъдан, байти худи Шайх Камол, ки дар он ин нукта таъкид шудааст, бо тарҷумаи олмонӣ ва матни асли он мазкур шуда (5):

*Da Niemand noch geschaut in meines Kopfes Spalten,*
*Wie weiß man denn was von Hassan ich hab´ erhalten?*

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди Ҳасанам.*

Номи Камолро тавассути нақли мазкур дар бахши «Саҳифаҳо» аз ҳафтаномаи «Дар хориҷа» (Das Ausland. Ein Tagblatt für Kunde des geistigen und sittlichen Lebens der Völker… Stuttgart und Tübingen. Cotta) пайдо менамоем, ки дар шумораҳои 1-90 ба нашр расидааст. Ҳамчунин, аз ин шоири маъруфи адабиёти форсу тоҷик дар саҳифаҳои 49 аз ҷилди 83-юми «Солномаи адабиёт»-и Уртиш, ки дар соли 1838 нашр шудааст, ёд гардид.

Дар охирҳои асри XIX номи шоири бузурги ҳамшаҳриамонро (6) метавон дар китоби Армин Вамбери «Таърихи Бухоро» («Geschichte Bocharas: Oder, Transoxaniens von frühren Zeiten.) дучор оем, ки дар соли 1972 ба дасти чоп расидааст. Вамбери дар саҳифаи 229 китоби худ дар бораи Камоли Хуҷандӣ ҳамчун шоир ва устоди қасида ёдовар мешавад. Ҳамчунин, ховаршиноси олмонӣ Ҳермон Этте дар саҳифаи 304 китоби худ «Шеъри нави форсӣ», ки соли 1897 ба дасти чоп расидааст, дар бораи Камол ба таври иҷмолӣ сухан намуда, ӯро давомдиҳандаи шеъри ошиқонаи маҷозии Ҳофиз мешуморад, ки ба андешаи мо ин фикр қобили қабул намебошад (Ethé, Hermann. Neupersiche Poesie. In: Grundriss der Iranischen Philologie. Strassburg, Verlag von Karl J. Trübner, 1897).

Агар ба солҳои 30-юми асри XIX баргардем, дар ин аҳд, аллакай, мо ба нахустин иттилоъ дар бораи дастнависҳои Девони Камоли Хуҷандӣ дучор меоем, ки дар китобхонаҳои Олмон мавҷуд будаанд. Аз ҷумла, дар маълумотномаи китобшиносии «Тавсифи китобхонаи оммавии шоҳигарии Дрезден» (Beschreibung der königlichen öffentlichen Bibliothek zu Dresden. Dresden. Walther´s Hofbuchhandlung, 1838) нусхаи хаттии Девони Камоли Хуҷандӣ таҳти шумораи Ӯ-55 сабт шудааст. Қобили таъкид аст, ки вобаста ба вуҷуди ин нусхаҳои хаттӣ, нахустин корҳои марбут ба нашри ашъори Камоли Хуҷандӣ низ дар миёнаҳои ҳамин аср сурат гирифтааст. Аз ҷумла, бори аввал донишманди олмонӣ Натаниэл Блэнд (Nathaniel Bland) соли

1851 даҳ ғазали Шайх Камоли Хуҷандиро дар китоби худ «Сад соли ғазали форсӣ» (A Century of Persian Ghazals. London, 1851) ба нашр расонидааст.

Дар китобхонаи давлатии Берлин маҷмӯаҳои зиёди ашъори Камоли Хуҷандӣ бо забонҳои тоҷикӣ ва хати форсӣ мавҷуд мебошад. Мутаассифона, онҳоро танҳо ховаршиносон мутолиа карда метавонанд. Ҷои таассуф аст, ки корҳои тозаву нав дар мавриди Шайх Камоли Хуҷандӣ дар Олмон айни замон рӯи кор наомадаанд. Тарҷумаи қитъаҳои ҷудогона аз ашъори Камоли Хуҷандӣ ва маълумот роҷеъ ба ӯ асосан дар пажӯҳишоти ховаршиносони муосир, аз ҷумла, бештар дар иртибот ба номи Ҳофиз ба чашм мерасад. Масалан, дар кори тавзеҳии Доминик Брукшоу (Dominic Brookshaw) Hafiz and His Contemporaries: A Study of Fourteenth-century Persian Love Poetry (British Institute of Persian Studies) чунин ишоратро дучор омадан мумкин аст: «Дар ин маврид хидмати кошифони шеъри Камоли Хуҷандӣ дар Аврупо– Д`Эрбло ва Ҳаммер хеле бузург аст».

Таърих такрорро дӯст медорад. Дар поёни мақолаи хеш Ҳаммер дар бораи шоири ҳамшаҳрии мо (6) дар бораи нусхае аз «Девон»-и Камоли Хуҷандӣ сухан рондааст, ки дар китобхонаи императории Вена бо шумораи 191 нигаҳдорӣ мешавад. Таваҷҷуҳи муҳаққиқонро ба ин нусха тасвирнигораҳое ба худ кашидаанд, ки дар он ҷой дода шуда, бино ба маълумоти Ҳаммер он ба яке аз султонони шоҳигарии Вена таллуқ доштааст. Ба наздикӣ дар Утриш лифофаи пустӣ (почтовая откитка) ба чоп расид, ки дар он тасвире аз ҳамин «Девон» ҷой дошта, унвони «Шикори шоҳин» «Соколиная охота»-ро соҳиб буд. Ин лифофа фарогири ном ва давраҳои ҳаёти Камоли Хуҷандӣ бо зикри сарчашма мебошад.

**Пайнавишт:**

1. Александр Хайзер ду байти Камолро дар назар дорад, ки иродати ӯро ба Шайх Аттор собит мекунанд:
   Он ошиқи дилсӯхта имрӯз Камол аст,
   К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ.
   * * *
   Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,
   Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст.
2. Манзур ин абёти Шайх Камоли Хуҷандӣ аст:
   Чу девони Камол афтад ба дастат,
   Навис аз шеъри ӯ чандон, ки хоҳӣ.
   Хаёлоти латифу лафзу ҳарфаш
   Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ.
   Зи ҳар лафзаш равон магзар чу хома,
   Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чун сиёҳӣ.
3. Матни аслии қитъа ин аст:
   Гуфт Фарҳод-оқо ба Мирвалӣ,
   Ки Рашидияро кунем обод.
   Зар ба табрезиён ба оҷиру санг
   Бидиҳем аз барои ин бунёд.
   Буд мискин ба шуғли кӯҳканӣ,
   Ки зи мӯрони кӯҳу дашт зиёд,
   Лашкари подшоҳ Тӯқтамиш
   Омаду ҳотиф ин нидо дардод:
   Лаъли Ширин ба коми Хусрав шуд,
   Кӯҳ беҳуда меканад Фарҳод.

Дар идомаи ин қитъа, ки Александр Хайзер тарҷумаи олмонии онро оварда, шарҳи таҳтуллафзии тарҷумаи русии онро низ бо қалами худ зикр намудааст.

4. Ин сухани Хоҷа Ҳофизро аҳли тазкира ба таври зайл овардаанд: «Машраби бузургвор олист ва шеъраш софӣ». Аз сабаби он ки муаллифи мақола тарҷумаи олмонии сухани Ҳаммерро бо забони русӣ овардааст, мо низ муҳтавои тарҷумаи онро нигоҳ доштем.
5. Ишорати муаллиф ба ин нақли «Ҷомӣ» аст, ки дар «Баҳористон» ба гунаи зайл мазкур аст: «Дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳову радифҳои ғариб, ки саҳлу мумтанеъ аст, татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекунад. Аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест ва он, ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бинобар ҳамон татаббуъ тавонад буд ва дар баъзе аз девонҳои вай ин фард дида шудааст:

   **Ф а р д:**

   Кас бар сари ҳеҷ рахна нагрифт маро,
   Маълум ҳамешавад, ки дузди Ҳасанам».
6. Александр Ҳайзер, чун худ дар шаҳри Хуҷанд таваллуд шудаву ҳамон ҷо бузург шудааст, ҳамеша дар мақолаҳои хеш дар бораи Хуҷанд чун зодгоҳ ва бузургони ин шаҳр чун ҳамшаҳриён бо ифтихор ёдоварӣ мекунад. Ба ин хотир таъбири муҳаққиқро айнан тарҷума намудем.

*Алӣ Муҳаммадии Хуросонӣ*

## ГАРМИИ ГУФТОРИ АТТОР ДАР АШЪОРИ КАМОЛ

Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ суханвари бузург аст, ки бо сурудаҳо ва офаридаҳои ҷаззобу дилошӯбаш дар хонаи дили ҳазорон ошиқи шайдои шеъри ноби форсӣ маскан гирифтааст. Барои ба пояи баланди суханвариву шеъргӯӣ расидани шоир саҳми сухангустарони пешини форсизабон азим аст. Возеҳ аст, ки ин ҷо сухан аз таъсири шоирони пешин дар осори Камол, бахусус, таъсири Аттори Нишобурӣ дар ашъори ин адиби мумтози хуҷандӣ аст. Ба ҷуз Аттори Нишобурӣ Камоли Хуҷандӣ аз осори суханвароне, чун Абӯабдуллоҳ Рӯдакии Панҷрӯдӣ, Абулқосим Фирдавсии Тӯсӣ, Саъдии Шерозӣ, Хоқонии Шервонӣ, Ҳаким Саноии Ғазнавӣ, Ҷалолуддини Румӣ ва Ҳофизи Шерозӣ, ки бо ҳам мукотибаи пурдавоми эҷод доштаанд, комёбу баҳраманд буд. Ӯ худ ба ин маъно мегӯяд:

*Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал, гӯяд,*
*Ки хоки поки табъат бурд оби «Бӯстон»-и ман (2,633).*

Дар ҷои дигар овардааст:

*Камол, аҳсант гӯ, бурдӣ ба ширингӯӣ аз Хусрав*
*Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад (1,362).*

Ин тавр фахру эҳтиромоти шикастанафсонаи булбули Хуҷанд аз суханварони замони ӯ бисёр зиёд аст. Чунонки дар боло ишора кардем, яке аз онон Шайх Фаридуддин Аттори Нишобурӣ аст, ки бетардид аз бузургтарин шоирони ориф ва орифони шоири форсигӯй ба шумор меравад. Он чи бештар дар осори Аттор ба назар мерасад, иродати хоси ӯ ба хонадони пайғамбари ислом буд. Ҳамин равиши эҷодияш баъдҳо таъсири амиқе гузоштааст, ки мисолашро дар девони шоирони бешуморе меёбем. Аттори Нишобурӣ дар осораш бо забоне гарм, гиро, зиндаву гӯё андеша меронад, ки инро Хоҷа Камоли Хуҷандӣ басе хуб дарк кардааст.

*Он ошиқи дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ (2,751).*

Шайх Аттори Нишобурӣ бо сеҳри каломи мавзун диққати зеҳнии Камоли Хуҷандиро аз оғози шеъргӯияш ҷалб кардааст ва қабули таъсир аз Шайх Нишобурӣ дар ғазалиёти Хоҷа Камоли Хуҷандӣ ба равшанӣ пайдост, зеро теъдоде аз ғазалҳояш аз офаридаҳои орифи нишобурӣ шодоб шудааст ва дар тарзи баёну сулуки андешаронӣ қаробату таносуби тамоме доранд. Ҳамин аст, ки Камоли Хуҷандӣ бо фахр мегӯяд:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст (1,286).*

Дар воқеъ, Хоҷа Камоли Хуҷандӣ дар эҷоди ғазал аз Шайх Аттори Нишобурӣ таъсири амиқе гирифтааст. Эшон адибони гуногунфаннанд ва дебочаи осори худро бо сурудани ашъори ғиноӣ шурӯъ кардаанд ва дар тамоми умр пайваста ғазал офаридаанд. Гузашта аз ин, онҳо ду намояндаи забардасти сухансароёне ба ҳисоб меоянд, ки дар равнақу камолоти ғазал саҳми вофире доранд. Бояд иқрор кард, ки пешдастии Камоли Хуҷандӣ дар ин ҷода ба Шайх Аттор бештар дида мешавад. Агар ба истиснои чанд рубоӣ, мустазод ва маснавиҳои фарду қитъаот тамоми осори Камоли Хуҷандиро ғазал ташкил диҳад, Аттори Нишобурӣ дар баробари маснавиҳои бисёр зиёдҳаҷм ва «Тазкират-ул-авлиё» қариб ҳазор адад ғазал дорад.

Аз эҷоду теъдоди ғазал худи Шайх дар Маснавии «Хусравномаӣ» чунин ишорате дорад:

*Ғазал қурби ҳазору қитъа ҳам низ,*
*Зи ҳар шеъре муфассал бешу кам низ.*
*Чу аз девони ман байте бихонӣ,*
*Чӣ гӯям ман, ки чун вола бимонӣ (4,41).*

Барои таъйини нисбии ривояти эҷодии Камоли Хуҷандӣ ва Шайх Аттори Нишобурӣ дар ғазалгӯӣ ба маводи зер таваҷҷуҳ кунед:

Аввалан, Камоли Хуҷандӣ ғазалиёт ва, умуман, осори Аттори Нишобуриро чӣ гуна қабул дорад? Сониян, Камол аз кадом навъи ғазалҳои Шайх Аттор пайравӣ кардааст?

Аз ду байти боло ва мақтаи ду ғазали Камоли Хуҷандӣ пайдост, ки ӯ тибқи кайфияту рӯҳияаш мартабае баланд барои ғазалҳои ошиқонаву орифона ва қаландаронаи Аттори Нишобурӣ қоил аст. Аз ин ҷост, ки ёраш сурудаҳои ӯро дар пояи гуфтаҳои Шайх Аттор ва Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ қабул дорад:

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: «Мавлоноиву Аттори мо» (1,65).*

Дар девони ғазали Камоли Хуҷандӣ ва Аттори Нишобурӣ ғазалҳои ҳамвазну ҳамқофия пайдо мешаванд. Мавҷудияти вазни ягонаву қофия ҳанӯз далели ҷавоби якдигари яке будани ғазалҳои ҳамвазну муштараки қофия нест. Муҳаққиқону адабиётшиносон бештар дар асоси вазну қофияи ягонаи ғазал шуарои гузаштаро дар муқобала гузоштаанд, ки чунин усули таҳқиқ дар мавридҳ натоиҷи дилхоҳ намедиҳад.

Дар ғазалиёти Камоли Хуҷандӣ андак ғазалеро мебинем, ки дар пайравӣ ва татаббуъ аз ғазалсароёни пешин навишта шуда бошад ва назиру сармашқ дошта бошад. Ба ин маъно, ки Камоли Хуҷандӣ бештар ба маънову муҳтавои ғазали Шайх Аттори Нишобурӣ таваҷҷуҳ дошт ва кӯшиш мекард, то аз кон ганҷ ҷӯяд. Барои таъйиди андешаҳои боло ба ин ду ғазал таваҷҷуҳ кунед:

Шайх Аттори Нишобурӣ мегӯяд:

*Дӣ дар сафи авбош замоне бинишастам,*

*Қаллошу қаландар шудаму тавба шикастам.*
*Ҷорӯби харобот шуд ин хирқаи солус,*
*Аз далқ бурун омадам, аз зарқ бирастам.*
*Аз савмаа бо майкада афтод маро кор,*
*Май додаму май хурдаму бе май нанишастам.*
*Чун савмааву майкадаро асл яке буд,*
*Тасбеҳ бияфкандаму зуннор бубастам.*
*Дар савмаа, сӯфӣ, чӣ шавӣ мункири ҳолам,*
*Маъзур бидор, ар ғалате рафт, ки мастам.*
*Сармаст чунонам, ки сар аз пой надонам,*
*Аз бода, ки хурдам хабарам нест, ки ҳастам.*
*Як ҷуръа аз он бода агар нӯш кунӣ ту,*
*Айбам накунӣ боз агар бодапарастам.*
*Акнун, ки маро кор шуд аз даст, чӣ тадбир,*
*Тақдир чунин буду қазо нест ба дастам.*
*Аттор, дар ин роҳ қадам зан, чӣ занӣ дам,*
*То чанд занӣ лоф, ки ман масти аластам (3).*

Хоҷа Камоли Хуҷандӣ бад-ин маъно ғазале дорад:

*Мо ринду қаландарсифату ошиқу мастем,*
*Маъзур тавон дошт, агар тавба шикастем.*
*Бо ҳеч касе кор надорем дар ин мулк,*
*Моро бигузоред дар ин ҳол, ки ҳастем.*
*Он оқили дунёталаб ар ҷоҳ парастанд,*
*Шак нест, ки мо ошиқу девонаву мастем.*
*Гар нӯш кунад ҷуръае аз ҷоми муҳаббат,*
*Он гоҳ бидонад, ки чаро бехуду мастем.*
*То пай набарад кас ба сари мо зи дари халқ,*
*Бархоста дар кунҷи харобот нишастем.*
*Гӯянд, ки девонаи ин давр Камол аст,*
*Шукрона, ки аз ҷумлаи таклиф бирастем (2,560).*

Ин ду ғазалро чӣ умумиятҳое ҳаст? Магар онҳо ҳамвазну ҳамарзишанд? Агар, пеш аз ҳама, муштаракқофия набошанд, вазни ягонаи шеърӣ доранд. Аз ғазали Шайх Аттори Нишобурӣ илҳом гирифтани Хоҷа Камоли Хуҷандиро дар муҳтавои ҳар ду ғазал мебинем. Аз байтҳои аввал, ки матлаи ғазалҳост, бетаваҷҷуҳ намегузарем. Ғайр аз байти ҳафтуми ғазали Шайх Аттор ва байти чаҳоруми ғазали Камоли Хуҷандӣ тарзҳои гуногун баёни як маъноянд, ки дарки онҳо чандон душвор нест. Агар ба таври фишурда гӯем, муҳтавои ҳар ду ғазал яке аст, вале ғазали Камоли Хуҷандӣ шарҳу тафсири ғазали Аттори Нишобурӣ нест ва дар он тозабаёнӣ, рангу бӯе хос, бинише нав, хаёлоти мулаввану тасовири бадеи ошкоро ба чашм мехӯрад. Муҳтавои байти зери Камоли Хуҷандӣ низ дар бисёре аз ғазалҳои Аттори Нишобурӣ ва гоҳо дар маснавиҳояш дучор меояд:

*Ғамат дорам, маро шодӣ ҳамин аст*
*Зи бахтам ҷойи озодӣ ҳамин аст (1,215).*

Шайх Аттор мегӯяд:

*Эй ҷигаргӯшаи ҷигархорон,*
*Ғами ту марҳами дилафгорон (3,434).*

Дар ин боб метавон авроқи зиёде рангин кард, вале мо бо ҳамин ба натиҷа мерасем, ки осори Шайх Аттори Нишобурӣ мактаби бузурги эҷодии Хоҷа Камоли Хуҷандӣ ба ҳисоб меояд, ба ҳамин васила дар комилтару рангинтар шудани ғазали форсӣ нақши ногустурданӣ гузоштааст.

**Пайнавишт:**

1. Девони Камоли Хуҷандӣ /Матни интиқодӣ ва муқаддимаи Шарифҷон Ҳусейнзода ва Саъдуллоҳ Асадуллоев. – Ҷилди аввал.-Душанбе, 1986.
2. Девони Камоли Хуҷандӣ /Матни интиқодӣ ва муқаддимаи Шарифҷон Ҳусейнзода ва Саъдуллоҳ Асадуллоев. – Ҷилди дувум.-Душанбе, 1986.
3. Девони Фаридуддин Аттори Нишобурӣ /Бо тасҳеҳу муқобала ва муқаддимаи Саид Нафисӣ.- Теҳрон. Чопи савум.
4. Нишобурӣ, Фаридуддини Аттор. Хусравнома. – Теҳрон. 1364.

*Амирбек Ҳабибзода*

## ЗИКРИ ШУАРОИ ПЕШИН ВА МУОСИРОН ДАР АШЪОРИ КАМОЛ

Камоли Хуҷандӣ шоири бакамолрасидаи замони худ буд. Агарчи асри зиндагии Камол асри заррини адабиёти форсӣ ва тоҷикӣ аст ва шуарои барҷастае, мисли Салмони Соваҷӣ, Ҳофизи Шерозӣ, Хоҷуи Кирмонӣ, Имоди Фақеҳи Кирмонӣ, Ибни Ямини Фарюмадӣ, Убайди Зоконӣ, Носири Бухороӣ ва бисёре дигар парвардаи ин асранд, вале аз ҳамаи онҳо Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ шуҳрати ҷаҳонӣ касб кардаанд. Камол дар ашъораш бо ҳар тарзу услубе аз шуарои пешин ва муосираш ёд кардааст. Бояд гуфт, ки ёдоварӣ аз шоирон маънои танқиди онҳо нест, балки навъе ишора ба хусусиятҳои шоирӣ ва шеъри онон аст. Гоҳе шоир аз рӯи суннат ба худ болида, фахрияҳое навишта ва дар онҳо ба шуарои дигар низ баҳо додааст. Чунонки фармудааст:

*З-ин гуфта равад Заҳир аз ҷой,*
*Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам.*
*Гӯянд қасидаи ту хом аст,*
*Пухта суханони мо мусаллам.*
*Ин хом, вале чу нуқраи хом*
*В-он пухта, вале чу пухта шалгам.*
*Ашъори ману ҷавоби ёрон*
*Ҳарчанд мумосиланд бо ҳам.*
*Фарқе зи Сарост то Сурайё*
*В-аз лутфи ситора то ба шабнам.*
*Чун кӯҳи Хуҷанд омад ин шеър,*
*Бо оби баланду номи муҳкам (1, 1, 2).*

Камол дар ашъораш аз намаки орифони шаҳир, чун Ҷалолиддини Балхӣ, Шайх Аттор ва бузургоне дигар низ ёд карда ва Мавлоноро се бор ба хотир овардааст:

*Магӯ асҳоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?*
*(1, 1, 49).*

* * *

*Ёр чу бишнид гуфторат, Камол,*
*Гуфт: «Мавлоноиву Аттори мо» (1, 1, 49).*

* * *

*Аз равзана офтоби Табрез,*
*Дар хона бирафту дар баровард (1, 3, 468).*

* * *

*Румӣ ба замини Рум зад нақб,*
*Аз хоки Хуҷанд сар баровард...(1, 3, 467).*

Аз Шайх Аттор низ ду бор ёд кардааст, ки якеро зикр кардем ва дигаре чунин аст:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст (1, 2, 262).*

Чунонки мебинем, Камол ба ин ду бузургвори ирфон муҳаббати хосе дорад, ҳамчунин, бо онҳо ҳамфикр ва ҳамақида аст ва ононро муаллим ва пешво медонад.

Камол аз муосиронаш, ки шоироне олимақоманд, ба ҳар шакле ёд мекунад. Масалан, дар бораи Салмони Саваҷӣ мегӯяд:

*Камол, аз ҳар мижа ашкат магар ҳамранги Салмон шуд,*
*Ки аз ашъори мардум бурд маъниҳои рангинро.*

* * *

*Камол, ар як сухан з-ин шеър дар хоки Ироқ афтад,*
*Чу мӯ дар айни борикӣ биҷӯ дар баҳри Салмонаш (1, 3, 607).*

* * *

*Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд.*
*Ки Ҳофиз ҳамехондаш дар Ироқ,*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод».*
*Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (1, 4, 1018).*

Аз ин байтҳо муносибати Камол бо Салмони Совачӣ хуб равшан намешавад, зеро маълум нест, ки Салмон кадомин «маъниҳои рангини ашъори мардум»-ро дуздида бошад. Дар ин масъала тадқиқи амиқи суханшиносиву муқоисаи ашъори шуаро лозим аст. Аммо агар бо чашми таҳқиқ бубинем, ба ақидаи мо маъниҳои рангин моли худи Салмон аст. Зеро ӯ дар ғазал устоде бузург будааст ва суннати ҷорӣ кардани ғазалҳои ҳафтбайтӣ аз ихтироъҳои Салмон аст, ки ба ин низ Камол эътироф кардааст.

Камол ба баландии табъ ва устоди ғазал будани Шайх Саъдӣ дар чанд ҷои ашъораш ишора кардааст:

*Дар лутфи табъ Саъдии Шерозӣ, эй Камол,*
*Бовар намекунанд, ки гӯӣ Хуҷандиям (1,692).*

* * *

*Камол ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал гӯяд,*
*Ки хоки боғи табъат бурд оби «Бӯстон»-и ман.*

* * *

*Камол, ин гуфта ар Саъдӣ шунидӣ,*
*Фурӯ шустӣ ба козургоҳ дафтар,*
*Ки чун оби сухан диду равонӣ,*
*Суханро поктар созад суханвар (1,523).*

Ба тавре ки мебинем, Камол дар ҳар ҳолату сурат Саъдиро устоди сухани бадеъ ва ғазалиёти ширини худ мешуморад ва табъи баланде барои ӯ қоил аст.

Шоири дигаре, ки Камол аз ӯ сухан рондааст, Камол Исмоили Исфаҳонӣ аст:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке аз Хуҷанд.*
*Ин яке дар ғазал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*

*Филмасал дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд (1,1017).*

* * *

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан.*
*Ба камоли ту дар сухан имрӯз,*
*Он Камол ин шараф надошт, ки ман (1,1033).*

Аз ин абёт метавон дарёфт, ки Камоли Хуҷандӣ дар шоирӣ худро бо Камол Исмоили Исфаҳонӣ ҳамвазн медонад. Ӯ Камоли Исмоилро дар қасида ва худро дар ғазал забардаст мешуморад.

Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ аз бузургтарин ғазалсароёни муосири Камол аст, ки шуаро ва удабои замонаш ӯро «Лисонулғайб» хондаанд. Зеро касе дар лутфи табъ, назокати сухан ва умқи маонӣ ҳамвазни ӯ набуд. Муносибати адабӣ ва шахсии ин ду шоир то кунун аз ғирболи таҳқиқ нагузашта ва касе онро ба таври илмӣ равшан накардааст. Бояд гуфт, ки ашъори онон ҳокӣ аз муҳаббату ихлос ва эътиқоди ин ду бузургвори олами шеър ба ҳамдигар аст.

Ғазалиёти ин ду шоир аз рӯи санъатҳои шеърӣ, мазомин ва ороиши сухан бо ҳам мушобеҳанд. Аммо фақат дар сабку услуби сухансароии онҳо тафовут аст. Сабку услуби Хоҷа Ҳофиз беҳтарин намунаи сабки ироқӣ аст ва сабки Камол ба сабки хуросонӣ тамоюл дорад, зеро калимоти илмӣ, арабӣ ва ғайра каманд. Ба ақидаи ман, сабки Камолро бояд комилан сабки хуросонӣ шумурд.

Акнун рӯ меоварем ба шабоҳати лутфи сухани ин ду шоири бузург.

Ҳофиз:

*Зи ишқи нотамоми мо ҷамоли ёр мустағнист,*
*Ба обу рангу холу хат чӣ ҳоҷат рӯи зеборо?!*

Камол:

*Васфи рӯи ту Камол ар накунад, нуқсон нест,*
*Набувад ҳоҷати машшота рухи зеборо.*

Ҳофиз:

*Маро ба киштии бода дарафкан, эй соқӣ,*
*Ки гуфтаанд накӯӣ куну дар об андоз.*

Камол:

*Чашм ар хоки дарат ҷӯяд, фикан дар доманаш,*
*Мардумон гӯянд: «Некӯӣ куну афкан дар об».*

Ин гуна якрангӣ дар ашъори ҳарду шоир хеле зиёд ба назар мерасад, ҳатто, баъзе аз ғазалҳои онон аз лиҳози якрангии вазн ва радифу қофия ва тобишҳои маъноӣ комилан ба ҳам шабоҳат доранд, ки мо бо овардани матлаи ғазал аз ҳарду иктифо мекунем.

Камол:

*Биё, соқӣ, ки бехи ғам ба даври гул барандозем,*
*Майи гулгун талаб дорему гул дар соғар андозем.*

Ҳофиз:

*Биё, то гул барафшонему май дар соғар андозем,*
*Фалакро сақф бишкофему тарҳи нав дарандозем.*

Банду басту мазмуни ин ду ғазал ба ҳам хеле шабеҳ аст. Вале равшан нест, ки кадом як аз онҳо аввал гуфтааст. Шабоҳати ин ду ғазал бар робитаи эҷодии ҳарду шоир далолат мекунад, ҳарчанд ҳамдигарро надидаанд. То кунун касе ҷуръат накардааст, ки муносибатҳои шахсии Камол ва Хоҷа Ҳофизро ба риштаи таҳқиқоти

доманадор бикашад, зеро коре бисёр душвор аст. Вале аз ашъори Камол бармеояд, ки ӯ ба Ҳофиз рашки шоирона дорад ва абёти зер гувоҳи ин амранд:

*Нашуд ба тарзи ғазал ҳаминони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.*
*Камол, нусхаи риндӣ басе мутолиа кард,*
*Ки дар дақоиқи илми назар мударрис шуд (1,428).*

* * *

*Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд,*
*Ки Ҳофиз ҳамехондаш дар Ироқ,*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод» (1,101).*

Дар мисраи охир иборати «Сабъи шидод» дар луғат ба ду маъно омадааст. Аввал ба маънии ададі ҳафти арабӣ ва дувум ба маънии дарандаи ваҳшӣ аст. Иборати "ҳамчу Сабъи шидод" фардро ба шубҳа меандозад. Аммо тибқи сухани профессор Аълохон Афсаҳзод иборати «Сабъи шидод» ишорате аст ба оёти қуръонӣ, ки Ҳофиз дар қироати он беҳамто будааст. Шояд Камол низ ба ҳамин маъно ишора карда бошад.

Камол равонии табъи худро аз Ҳофиз ва Хуҷанди худро аз Шероз кам намедонад:

*Гар бингарад равонии оби сухан, Камол,*
*Аз чашмасори хеш равад Хизр шармсор.*
*Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд,*
*Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор (1,550).*

Камол аз орифони бузурге ҳамчун Шайх Аттор ва Мавлонои Балхӣ ёд кардааст ва дар ашъораш чошниҳои орифонае низ ҳаст, вале ӯ сӯфии дунёбезор набудааст. Ин байт шоҳиди ҳоли ӯст:

*Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯӣ,*
*Ҷавонам, ошиқам, мастам, ғами дунёи дун дорам?*

**Хулоса.** Камол аз беҳтарин шуарои адабиёти классик ҳамчун Анварӣ, Шайх Аттор, Ҷалолиддини Балхӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ, Заҳири Форёбӣ, Саъдии Шерозӣ, Ҳаким Низомӣ, Камол Исмоили Исфаҳонӣ ва аз муосиронаш Салмони Соваҷӣ, Имоди Кирмонӣ, Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ ба ҳар шакле ёд кардааст.

Ӯ тамоми сифатҳои шеърӣ ва истеъдоди фавқулоддаи худро дар абёти фахрия ба риштаи назм даровардааст. Масалан, гуфтори зери ӯро бихонем:

*Кард ҳакиме зи Низомӣ суол,*
*К-эй ба сари ганҷи маонӣ муқим.*
*Ҳаст дар ангушти Камол он қалам,*
*Ё на асоест ба дасти Калим.*
*Гуфт: «Қалам нест, асо низ нест»,*
*«Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким» (1,1021).*

Ё дар бораи девони ашъораш бо шеваи бисёр ширин ва ҳақиқӣ овардааст:

*Боғест пур аз гули маонӣ*
*Девони Камол, тозааш дор.*
*Шеъри дигарон чу хорбасте,*
*Перомуни ӯ ба ҷои девор.*
*То сунбулу наргисаш начинанд.*
*Дуздони гули риёзи ашъор.*

*Амрияздони Алимардон*

## КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ВА ҲАСАНИ ДЕҲЛАВӢ
**(Масъалаи робитаи осор, татаббуъ ва навоварӣ)**

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон бод ҳалолат,*
*Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд.*

Қарни ҳаштуми ҳиҷрӣ/чаҳордаҳуми милодӣ дар таърихи адабиёти форсӣ ва тоҷикӣ давраи ривоҷу равнақ, густаришу интишор ва ба авҷи аълои такомул ва ҳадди камолот расидани латифтарин ва мақбултарин навъи шеър-ғазал ба ҳисоб меояд. Дар ин ҷода ва ба чунин появу мақоми баланд бардоштани ин шакли шеърӣ шоирони он айём: Хоҷуи Кирмонӣ (1281-1352), Имод Фақеҳи Кирмонӣ (тақрибан 1310-1372), Носири Бухороӣ (мутаваффо 1371), Салмони Совачӣ (1300-1376), Ҳофизи Шерозӣ (1325-1360) ва Камоли Хуҷандӣ (мутаваффо 1400) саҳми бузурге гузоштаанд ва хидмати шоистаи таҳсине анҷом додаанд. Дар миёни ин суханварони соҳибзавқ ва ғазалсароёни машҳур, шайх Камоли Хуҷандӣ бо шеваи нигориши махсуси худ мавқеи ба назар намоён ва ба худ муносибро ишғол мекунад. Албатта, Камоли Хуҷандӣ монанди ҳар шоири дигаре то вақти ба чунин мартабаи баланд ва боифтихор расидан, осори саромадони назми форсӣ, анъанаҳо ва санъатҳои адабии даврони пешин ва муосирашро ҳамаҷониба омӯхт ва кӯшиш кард, то дар заминаи ҳамин анъанаҳо сухансароӣ кунад ва бо вуҷуди риояти санадҳо ба навпардозӣ ва тозабаёнӣ машғул шавад. Бояд дар хотир дошт, ки дар назми қуруни вусто, навоварӣ, асосан, дар заминаи омӯзиш ва риояти анъана ва алоқамандӣ ба он сурат мегирифт ва имконпазир буд. Аз ин ҷост, ки Камоли Хуҷандӣ ҳамчун фарзанди замони худ дар роҳи такмил ва тавсияи маҳорати шоирӣ аз осори суханварони пешин сабақи нуктасанҷӣ, борикандешӣ ва маънoофаринӣ омӯхт, анъанаи гузаштагонро эҷодкорона идома дод ва комил кард ва ба ҳамин маънӣ ба дарёфти навоварӣ дар шакл ва мазмун муваффақ шуд.

Мутолиаи дақиқи девони ашъори Шайх Камоли Хуҷандӣ ва ишораҳои мавҷуди он нишон медиҳад, ки услуби ғазалнигории Шайх Камол аз як ҷиҳат ба равияи Низомии Ганҷавӣ (1141-1203), Саноии Ғазнавӣ (мутаваффо 1140-1150), Шайх Фаридуддин Аттори Нишопурӣ (1145-1221) ва Мавлоно Ҷалолиддини Балхӣ (1207-1273) ва аз ҷиҳати дигар ба сабки Саъдии Шерозӣ (1174-1292), Амир Хусрави Деҳлавӣ (1253-1325), Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ (1253-1337) ва Ҳофизи Шерозӣ монандӣ дошт ва дар асоси ба якдигар моҳирона алоқаманд кардани унсурҳои латиф ва дилнишини он тарзҳо ба вуҷуд оварда шудааст. Сарфи назар аз баҳравар шудан ва истифода бурдан аз дарёфтҳо ва андӯхтаҳои суханварони дар боло зикршуда ва баъзе аз шоирони дигар, Камоли Хуҷандӣ аз миёни ғазалсароёни даврони гузашта, махсусан, ба ашъори Саъдии Шерозӣ, Хусрави Деҳлавӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ дилбастагӣ ва алоқамандии хосе дошт. Ӯ дар ашъораш борҳо ба устоди барҷастаи ғазал будани ин шоирон ва аз осори онҳо таъсир пазируфтанашро эътироф ва таъкид кардааст. Дурустӣ ва ҳақ будани ин фикрро як силсила ғазалиёти мавҷуд дар девони ашъори Шайх Камоли Хуҷандӣ таъйид мекунад, ки онҳо дар пайравӣ ва татаббуи ғазалҳои шоирони фавқ навишта шудаанд. Аз он ҷо, ки домана ва доираи мавзӯи муносибати осори Камоли Хуҷандӣ бо ин устодони номии ғазал васеъ аст ва дар ҳаҷми як мақола ба тарзи ҳамаҷониба наметавон онро таҳлилу таҳқиқ кард, дар

зимни хусусиятҳои монанди ҳам ва мутафовити онҳоро муайян кард. Бино бар ин, мо фақат дар бораи равобити осори ду ғазалсарои нозукадои маъруф Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ таваққуф мекунем ва ҷанбаҳои ғазалиёти Хоҷа Ҳасан ва чигунагии таъсирпазирӣ ва илҳомгирии Шайх Камолро баён мекунем. Сабаби ин мавзӯъро мавриди баррасӣ ва таҳқиқ қарор додани мо, агар аз як сӯ, ба зикр ва таъкиди он дар як силсила маъхазҳои адабӣ алоқаманд бошад, он гоҳ аз сӯи дигар, ба ёдовар шудани ин масъала дар бисёре аз тадқиқот ва мақолот вобаста аст.

Бояд хотирнишон сохт, ки масъалаи робитаи осори Камоли Хуҷандӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ аз нимаи аввали қарни нуздаҳум то имрӯз диққати ховаршиносон ва адабиётшиносони зиёдеро ба худ ҷалб кардааст. Аммо, мутаассифона, ин мавзӯъ то кунун мавриди таҳлилу таҳқиқ ва ё шарҳу тавзеҳи зарурӣ қарор нагирифтааст ва дар осор ва мақолаҳое, ки роҷеъ ба Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ навишта шудаанд, фақат ҷой доштани чунин масъалаҳое зикр мешавад. Албатта, набояд фаромӯш кард, ки сарфи назар аз такроран оварда шудани ин навъи маълумот ва ишораҳо аслан аз ахбори маъхазҳо сарчашма мегиранд.

Яке аз нахустин ховаршиносони Шӯравии собиқ, ки бевосита ба масъалаи муносибати ғазалиёти Камоли Хуҷандӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ изҳори ақида кардааст, донишманди маъруфи шӯравӣ И.С. Брагинский аст. Ӯ дар мақолаи роҷеъ ба осори Камоли Хуҷандӣ дар руҳияи махсуси некбинӣ ва ҳимояткунӣ таълифкардааш зарурати рад кардани фикри ғалат дар баъзе аз осори адабиётшиносӣ оид ба шахсият ё ҷанбаи тақлидӣ дош-тани ашъори Камоли Хуҷандиро таъкид мекунад ва ақидаи ба ашъори Ҳасани Деҳлавӣ пайравӣ кардани Камоли Хуҷандиро (дар заминаи маълумоти Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ) комилан беасос мешуморад (7,240). Ин тафаккури муаллифи мақола асосан ҳақ аст. Аммо ӯ баёни фикри худро идома медиҳад ва ба ҷои муқоисаи беғаразонаи чанде аз ғазалиёти ин ду устоди эътирофшудаи давру муҳити адабии гуногун дар асоси муқобили ҳамдигар гузоштани осори онҳо ба чунин хулосаи носаҳеҳ меояд: «Бешубҳа, Ҳасани Деҳлавӣ (ашъори) малеҳ ва возеҳ навиштааст, аммо магар онҳо бо ғазалҳои самимӣ ва равшани Камоли Хуҷандӣ муқоиса мешаванд?» Илова бар ин, Брагинский боз барои нишон додани бузургӣ ва афзалияти назми Шайх Камол ва дар дараҷаи пасттар қарор доштани маҳорати суханварии Хоҷа Ҳасан, тасвири гесӯи маъшуқа ва вазифаи онро дар осори ҳар ду шоир намуна меоварад ва дар муқобили тасвир шакли гесӯи хубу табиӣ ва дилкашу латифи Шайх Камол, шакли гесӯи тасвиркардаи Ҳасани Деҳлавиро ғайритабииву дурушт ва аз чоҳи амиқ бо мӯй кашидани ошиқро нораво ва дағал қаламдод мекунад (7,241). Ба фикри мо ин далели ӯ ҳам эътимодбахшу бебаҳс нест. Набояд фаромӯш кард, ки дар назми ошиқона тасвир кардани чунин симо ва мазмунҳо комилан мумкин ва табиӣ аст. Расидани гесӯ ба дасти ошиқи дилбохта ва маъюс ба ӯ зӯру тавоноӣ мебахшад ва маъшуқаи бовафо ҳам барои аз вазъи бисёр мадҳуш наҷот додани ёри меҳрубони худ аз ҳама гуна васоиле, ки дар ихтиёр дорад, истифода мебарад ва ба ҳар навъ мушкил ва дарду ғаме тоб меоварад.

Ҳамон навъе, ки дар боло ишора рафт, муаллифони як силсила сарчашмаҳои адабӣ дар таълифоти худ дар бораи масъалаи робитаи осори ду ғазалсарои номӣ – Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ ва Шайх Камоли Хуҷандӣ дар хусуси (ба) ҷанбаҳои ғазалиёти Ҳасани Деҳлавӣ эътибор додани Камоли Хуҷандӣ, бардоштҳои ӯ аз осори Хоҷа Ҳасан ва таркиботу иборати Ҳасани Деҳлавиро моҳирона истифода бурдани Шайх

Камол изҳори ақида кардаанд. Яке аз ин муаллифон шоир, нависанда ва донишманди шаҳир Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ (1414-1492) аст, ки аз тамоми хусусиятҳо ва меъёрҳои адабиёти форсу тоҷик, нозукиҳои сухани манзум ва ҳунару маҳорати шоирӣ огоҳии комил дошт ва маълумоту ишораҳояш асосан санҷидашуда, дақиқ, ҳаққонӣ ва боэътимод буд. Ӯ дар равзаи ҳафтуми “Баҳористон” дар радифи дигар суханварон Камоли Хуҷандиро ҳам ном мебарад ва хусусиятҳои ба назар намоёни ғазалиёт ва сабки нигориши ӯро бо диққатназарӣ ва нуктасанҷии худ баён мекунад ва роҷеъ ба муносибати Камоли Хуҷандӣ нисбат ба осори Биноӣ ва шеваи суханварии Ҳасани Деҳлавӣ бо камоли огоҳӣ чунин изҳори ақида менамояд: “Шайх Камол дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеъ аст, татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекунад. Аммо он қадар маънии латиф, ки дар ашъори вай ҳаст, дар ашъори Ҳасан нест ва он, ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бино бар ҳамон татаббуъ тавонад буд. Ва дар баъзе девонҳои вай ин фард дида шудааст:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам» (6,116).*

Ин маълумоти бисёр муъҷаз ва дақиқи Мавлоно Ҷомӣ ба равшанӣ нишон медиҳад, ки Камоли Хуҷандӣ, асосан, дар боби истифодаи зарбулмасал ва мақолҳо, интихоби вазнҳои хушоянду сода ва қофияҳои тангу радифҳои нодиру камистеъмол татаббуи Ҳасани Деҳлавӣ мекард ва онро барои ҳамин татаббуоташ дар даврони пешин, ҳатто, “дузди Ҳасан” ҳам мегуфтанд. Оҳанги сухани Мавлоно Ҷомӣ ва байти аз Камоли Хуҷандӣ иқтибос овардаи ӯ ба он далолат мекунад, ки иборати “дузди ҳасан”-ро нисбат ба Камоли Хуҷандӣ дар замони зиндагии шоир ва давраҳои баъдина муътақидон ва мухлисони шоири ширинкалом ва дӯстдорони ғазалиёти руҳпарвари ӯ бо нияти некхоҳӣ ва мусбат кор фармудаанд.

Нуктаи муҳими дигаре, ки дар маълумоти Мавлоно Ҷомӣ зикр аст, ин дар ғазалиёти Камоли Хуҷандӣ ба ашъори Ҳасани Деҳлавӣ бештар таҷассум ёфтани маонии латиф аст. Бешубҳа, ин сухани Мавлоно Ҷомӣ асоси куллӣ дорад ва комилан ҳақ аст, аммо онро чунин тавзеҳ додани баъзе ховаршиносон (аз ҷумла, И.С. Брагинский, ки “Шеърҳои Камол аз лиҳози нафосат ва маънӣ бар шеърҳои Ҳасан афзалият доранд” (7,240) иштибоҳи маҳз аст. Умуман, ба андешаи мо ба осори адабии даврони пешин аз рӯи фаҳмиш ва завқу талабот ва меъёри кунунӣ баҳо додан, маълумот ва баҳои донишмандони гузаштаро, ки хусусиятҳои ин осор ва тақозои он анъаноти он рӯзгорро беҳтар дарк мекарданд, ба эътибор нагирифтан ва мероси яке аз суханварони он айёмро бар дигаре баландтар гузоштан, аз доираи ҳақиқат ва адолат берун аст ва боиси сар задани иштибоҳоту ғалатфаҳмиҳо хоҳад шуд.

Аз он ҷо, ки тақрибан, дар ҳамаи маъхазҳои баъдӣ ба истиснои баъзе аз тағйирот ва таҳрироти ҷузъии ҳамин маълумоти дар боло овардашудаи Мавлоно Ҷомӣ сабт шудааст, бинобар мо аз такрор овардан ва муаррифӣ кардани ахбори онҳо худдорӣ мекунем ва фақат дар мавориди зарурӣ ба маълумоти кам ё беш тобиши маъноии дигар дошта, муроҷиат хоҳем кард.

Илова ба таъкид ва шаҳодати маълумоти маъхазҳои адабии ғазалиёт ва сабки ғазалсароии Камоли Хуҷандӣ ва таъйиду эътирофи худи ӯ аз он гувоҳӣ медиҳад, ки Шайх Камол дар касби латофат ва салосати сухан ва инкишофу такмили маҳорати шоирӣ ва дарёфту ихтирои равияи хоси хеш аз осори Ҳасани Деҳлавӣ баҳра

бардоштааст. Байти дар боло овардашудаи Камоли Хуҷандӣ ва дар замони зинда будани вай бо ибороти дурушту номатлуб «дузди Ҳасан» зикр ёфтани шоир ва ин маъноро дар шеъри худ ёдоварӣ кардани ӯ, дурустӣ ва ҳақиқат доштани фикри моро тасдиқ мекунад.

Соҳиби "Латоиф-ут-тавоиф" доир ба Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ ҳикоят овардааст: «… Камол дар каломи худ аксар лафзи «саг» меоварад ва Ҳасани Деҳлавӣ лафзи «дилбанд». Рӯзе шоири зарифтабъе ба сайри бозор мерафт. Саҳҳоферо дид, ҷилде дар бағал. Пурсид, ки ин кадом нусха аст? Гуфт: «Девони Камоли Хуҷандӣ ва девони Ҳасани Деҳлавӣ аст». Вай гуфт, ки инҳоро аз ҳам дур кун, мабодо сагони Камол дилбандони Ҳасанро бигазанд» (1,1284).

Ҳарчанд ин ҳикоят ҷанбаи ривоятӣ дорад ва мутойибае беш нест, аммо бесабаб ва заминаи аслӣ сохта нашудааст. Дар як ҷилд китобат кардани девонҳои ашъори Хоҷа Ҳасан ва Шайх Камол ва дар ин бунёд бофта шудани латифаи мазкур аз ҳам оҳанги ғазалиёти ин ду устоди шеър ва дар миёни аҳли адаби даврони мухталиф маълуму маъруф будани ин ҳақиқат гувоҳӣ медиҳад.

Қаробати сабки ғазалсароӣ ва равобити осори Камоли Хуҷандӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ мавриди таваҷҷуҳ ва таъкиди суханварони давраҳои баъдӣ низ қарор гирифтааст. Аз ҷумла, шоирони машҳури қарни шонздаҳуми тоҷик Маликушшуарои аҳди Абдуллохони Шайбонӣ, Абдурраҳмони Мушфиқӣ (1538-1588), ки аз нозукиҳои осори саромадони адабиёти форсӣ ва тоҷикии даврони пеш, хусусан, аз таълифоти Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ бисёр хуб воқиф буд, ба наздикии шева ва мавзӯъҳои суханварӣ ва алоқаи осори ин шоирони нозукбаён ишора мекунад ва ба тарзи нигориши онҳо пайравӣ карданашро бо ифтихор ва қаноатмандӣ зикр менамояд:

*Назми ту, Мушфиқӣ, ба камоли Ҳасан расид,*
*То гуфтаӣ, ки пайрави пири Хуҷандиям.*

Ба иборати дигар Мушфиқӣ дар ин байт чунин фикрро мунъакис мекунад: Умумият ва ҳамоҳангии ғазалиёти Хоҷа Ҳасан ва Шайх Камол то андозае зиёду равшан аст. Ба пайравӣ ва истиқбол аз ғазалҳои яке дар айни замон пайравӣ ва истиқбол аз ғазалҳои дигарест. Дар ҳақиқат, агар мо девонҳои ашъори Хоҷа Ҳасан ва Шайх Камолро дақиқтар мутолиа кунем, дар онҳо як силсила абёту ғазалҳои мукаммал, иборот ва таъбирҳои шоирона ва мавзӯъву мазмунҳои ба ҳамдигар монанду муштараку умумӣ ва ҳамрангро мушоҳида мекунем.

Бар замми ин, дар девони ашъори Камоли Хуҷандӣ якчанд ғазал ҳам ҷой доранд, ки онҳо бевосита ё бавосита дар ҷавобу татаббуи ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ навишта шудаанду робитаи осору алоқаи ин шоири навҷӯву навгӯ ва ширинсухану нозукбаёнро возеҳтару саҳеҳтар намоён месозанд. Барои боварӣ ҳосил кардан ба дурустии ин суханҳо мо дар поён ғазали Хоҷа Ҳасан ва ғазали бевосита дар татаббуи он сурудаи Шайх Камолро ба тариқи намуна меоварем:

*Бокам на зи тег асту на аз тири маломат,*
*Бояд, ки аз ин ҳар ду ту бошӣ ба саломат.*
*Андеша макун, к-аз дили мо кашф шавад роз,*
*Қорураи мо нашканад аз санги маломат.*
*Аз дидани рӯят агарам манъ кунад ақл,*
*Бар дида ниҳам миннату бар ақл ғаромат.*
*Тавба маталаб аз мани расво, ки дар олам,*

*Ҳаргиз гунаҳи ишқ наёвард надомат.*
*Мегуфт салоти хуш(е) имрӯз муаззин,*
*Чун қомати ту дид, фурӯ монд зи қомат.*
*Дар гӯр барам аз сари гесӯи ту торе*
*То соя кунад бар сари мо рӯзи қиёмат (4,11).*
*Ин турфа тариқест, ки дидем Ҳасанро.*
*Май дар кафу бут дар назару лофи каромат (3,159).*

**Камоли Хуҷандӣ:**

*Сӯфӣ, ки зи чашми ту барад ҷон ба саломат,*
*Сар бар накунад то ба қиёмат зи ғаромат.*
*Имрӯз гар он лаб нагазад зоҳиди худком,*
*Бисёр ба дандон газад ангушти надомат.*
*Дар дида хаёли қади ту рӯзи ҷудоӣ*
*Чун сояи Тӯбост ба гармои қиёмат.*
*Гар зулфи каҷат бинад имом аз хами меҳроб,*
*Ҷуз сураи «Валлайл» нахонад ба имомат.*
*Дӣ дид қиёми ту муаззин ба намозе,*
*«Қадқомат»-и ӯ бурд зи ёд он қаду қомат.*
*Мо аз паси сад парда тамошои ту кардем,*
*Соҳибназарӣ ҳаст зи анвои каромат.*
*Бархез, Камол, аз сари номус, ки риндон*
*Карданд иқомат ба сари кӯи маломат.*

Чунонки мушоҳида мекунем, ҳар ду ғазал дар мавзӯи ишқӣ ва дар ин роҳ аз сари ору номус ва эътиқод бархостани ошиқи дилбохта навишта шудаанд. Ҳар дуи ин ғазалҳо ҳафт байтианд ва калимоти қофияҳояшон ба истиснои як байти Ҳасани Деҳлавӣ (байти чаҳорум) ва ду байти Камоли Хуҷандӣ (байтҳои дувум ва чаҳорум) такроран меоянд. Аз ҷиҳати мазмун, байтҳои панҷум ва шашуми ғазали Ҳасани Деҳлавӣ ва байтҳои панҷум ва савуми ғазали Камоли Хуҷандӣ асосан бо ҳамдигар наздиканд ва то андозае умумият доранд. Байтҳои мақтаи ин ду ғазал, зоҳиран, аз лиҳози мазмун аз ҳамдигар фарқ мекунанд ва дар назари аввал гӯё ҳеҷ умумияте надоранд. Аммо агар онҳоро бодиққаттар мутолиа кунем, дарк хоҳем кард, ки ҳар ду ин мақтаъҳо бо таъбирҳои гуногун як матлаби маром ва дархости риндони нисбат ба ҳама гуна расму оин бепарворо мунъакис мекунанд.

Дар ғазали Ҳасани Деҳлавӣ баёни фикр аз ҷониби ошиқ – худи шоир сурат мегирад, ки тамоми ҳастии ӯро ишқ фаро гирифтааст ва барои дидани рӯи маъшуқа ҳама гуна мушкилот ва маломатро таҳаммул хоҳад кард. Камоли Хуҷандӣ дар ғазали худ ҳусни ниҳоят зебои маъшуқро ба воситаи мафтуни он шудан ва аз адои вазифаҳои маънавии хеш фаромӯш кардани чунин рӯҳониёни поксиришу тақводор: сӯфӣ, зоҳид, имоми намоз ва муаззин таъкид мекунад.

Муқоисаи ғазалҳои дар фавқ овардашуда ба рӯшанӣ нишон медиҳад, ки бо вуҷуди таҳти таъсир ва татаббуи ғазали Ҳасани Деҳлавӣ офарида шудани ғазали Камоли Хуҷандӣ ва дар он муроот шудани талаботи анъанавии назирасароӣ, Камоли Хуҷандӣ ба ғазали мавриди татаббуъ қарор додааш бо камоли масъулият, нуктасанҷӣ ва эҷодкорӣ муносибат карда, тақрибан дар ҳар як байти он мазмунҳои тоза ва хаёлоти рангинро бо воситаҳои тасвири нав ва дилнишин мунъакис мекунад. Аз ин ҷост, ки дар тамоми ин ғазали Камоли Хуҷандӣ, ҳатто, ягон иборат ва ё мазмуни такроршударо наметавон ёфт ва сарфи назар аз татаббуъ буданаш ҳамчун ғазали бикру тоза ба назар намудор мешавад.

Барои аз назирасароии Камоли Хуҷандӣ бар ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ бештару беҳтар воқиф шудан ва бо маҳорати баланди шоирӣ ва навпардозу тозахаёлӣ дар ин қисмати осори худ нишондодаи ӯ дурусттару амиқтар сарфаҳм рафтан, як ғазали Ҳасани Деҳлавӣ ва ғазали дар ҷавоби он таълифкардаи Шайх Камолро ба тариқи намуна меоварем:

**Ҳасани Деҳлавӣ:**

*Эй дӯст, туро бар сари вақтам гузаре нест*
*В-аз ҳоли дили бехабаронат хабаре нест,*
*Гуфтӣ: «Ба гулистон шаву дар лолаву гул бин»,*
*Чизе, ки маро бо ту бувад, бо дигаре нест».*
*Эй ман, саги кӯи ту, мазан санги ҷафоям,*
*Донӣ, ки маро ҷуз дари ту ҳеч даре нест.*
*З-он май, ки лабат хӯрд, насиби мани мискин,*
*Камтар макун аз ҷуръа агар бештаре нест.*
*Парҳез муяссар нашуд аз захми ғами ишқ,*
*Ҳилат чӣ кунам, тири қазоро сипаре нест.*
*Эй хоҷаи оқил, ту дили хеш нигаҳ дор,*
*Бар дилшудагон айб гирифтан ҳунаре нест.*
*Сар дар сари савдои бутон кард Ҳасан боз,*
*Эй хок бар он сар, ки дар он дарди саре нест* (3,130).

**Камоли Хуҷандӣ:**

*Гар ёри маро бо мани мискин назаре нест,*
*Моро гила аз бахти худ аст, аз дигаре нест.*
*Андеша зи сар нест, ки шуд дар сари кораш,*
*Андеша аз он аст, ки бо мо-ш саре нест.*
*Дӣ бар асари ӯ рамақе доштам аз ҷон,*
*Имрӯз чунонам, ки аз он ҳам асаре нест.*
*Ҳар шарбати роҳат, ки расид аз лаби хубон,*
*Бе чошнии ғуссаву хуни ҷигаре нест.*
*Гуфтӣ: «Паси ҳар тирагие рӯшание ҳаст»,*
*Чун аст, ки ҳаргиз шаби моро саҳаре нест.*
*Модом, ки ҷон сокини манзилгаҳи унс аст,*
*Дил аз сари кӯи ту ба азми сафаре нест.*
*Зинҳор, Камол, ар гузарӣ аз сари кӯяш,*
*Аз сар гузар аввал, ки аз онат гузаре нест* (2,209).

Ҳарчанд дар девони ашъори Камоли Хуҷандӣ дар хусуси пайравӣ ва ё татаббуи ғазали дар боло овардашудаи Хоҷа Ҳасан гуфта шудани ин ғазали Шайх Камол ишорае намешавад, аммо муқоисаи сатҳии ин ду ғазал ҳам аз он гувоҳӣ медиҳад, ки ғазали Камоли Хуҷандӣ бар асари муассир афтодан ва ба вазъи рӯҳи ӯ мувофиқ омадани ғазали Ҳасани Деҳлавӣ, ба сифати назира нисбат ба он таълиф ёфтааст. Ғазали Камоли Хуҷандӣ тамоми хусусиятҳои ин шакли шеърро дар бар мегирад ва ба ҳамаи талаботи назирасароӣ ҷавоб медиҳад. Ҳар дуи ин ғазалҳо дар мавзӯи беилтифотӣ ва беэътиноии маъшуқ ва бо вуҷуди ин, ҳамчунон, устувору содиқ мондани ошиқ нисбат ба ӯ навишта шудааст ва мазмуни ишқӣ доранд. Вазни шеърӣ ва қофияву радифҳои ин ду ғазал ҳам ба ҳамдигар монанд ва умумианд ва ҳар як ҳафтбайтӣ доранд. Бо вуҷуди ҷо доштани чунин ҷиҳатҳои монанд ва хусусиятҳои муштараки ин ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ, ки онҳо аз талабот ва табиати назирагӯӣ сар мезананд, ғазали Камоли Хуҷандӣ дар ҳеч сурат тақлиди хушку холӣ аз ғазали Ҳасани Деҳлавӣ нест ва, тақрибан, дар ҳар як байти он маонии тоза ва

тасвирҳои рангин ва латифи бикр ба назар мерасанд. Ҷолиби диққат аст, ки аз миёни қофияҳои дар ин ду ғазал истифода шуда, ҳамагӣ дутоашон такрор шудааст ва аз лиҳози маъно низ фақат ду байташон (байтҳои 4 ва 6 ғазали Камоли Хуҷандӣ ва байтҳои 3 ва 4 ғазали Ҳасани Деҳлавӣ) то андозае бо ҳамдигар мушобиҳат дорад. Ҷо доштани чунин аҳвол дар ғазалҳои ҷавобияи Камоли Хуҷандӣ ва муқоиса кардани онҳо бо ғазалҳои мавриди татаббуъ қароргирифтаи Ҳасани Деҳлавӣ ба он шаҳодат медиҳад, ки Шайх Камоли Хуҷандӣ  дар доираи талаботи назирасароӣ бо камоли маҳорат ва устодӣ ғазалҳои аз ҳар ҷиҳат дорои маонии бикру тоза, васоити тасвири рангин ва дилангез офарида, ба ин васила дар роҳи такмил ва тавсиаи ҷавобиянависӣ ва, умуман, ғазалсароӣ саҳми муносиб ва ба назар намоён гузоштааст.

Ҳоло барои бештар огоҳ шудан аз мақоми бузурги суханварӣ ва маҳорати баркамоли ғазалсароии Камоли Хуҷандӣ боз аз осори ӯ ва девони Ҳасани Деҳлавӣ ду ғазалро ба сифати беҳтарин намунаҳои ғазали ҷавобия ва ғазали мавриди татаббуъ меоварем:

**Ҳасани Деҳлавӣ:**

*Боз меояму сар дар қадамат мефиканам,*
*Шоҳи бахшанда туӣ, бандаи шарманда манам.*
*Рафтанӣ рафт, бубахшой, ки боз омадаам,*
*Гар ту дасте надиҳӣ, даст ба пои кӣ занам?!*
*Бӯи раҳмат зи ғубори қадамат меёбам,*
*Тухми уммед ба кишти карамат мефиканам.*
*Хештанро ба сари кӯи ту афкандам боз,*
*Мекашад ҳам ба сари кӯи ту ҳуббулватанам.*
*Дӯстӣ бар дари ту мояи имони ман аст,*
*Тори андӯҳи ту пайванд бувад дар кафанам.*
*Чӣ шуд охир, ки худовандии худ гум кардӣ,*
*Ҷони ман, ман на ҳамон бандаи дерин Ҳасанам.*

**Камоли Хуҷандӣ:**

*Камтарин сайди каманди сари зулфи ту манам,*
*Чун ту, эй дӯст, ба ҳечам нагирифтӣ, чӣ кунам?!*
*Дар дарунам ба ҷуз аз дӯст дигар чизе нест,*
*Юсуф он асту ман олуда ба хун пираҳанам,*
*Бо хаёли ту наёяд гираҳе дар назарам,*
*Ҷуз ҳадиси ту наёяд сухане дар даҳанам.*
*Ҷон чӣ бошад, ки нисори рухи ҷонон накунам,*
*Ё саре чист, ки дар пойи азизаш фиканам.*
*Қуввати кандани санг арчи чу Фарҳодам нест,*
*Сахтҷонам, равам алқиссаву ҷоне биканам.*
*Соқиё, бода, ки ман дар сари паймони туам,*
*Дар ман он нест, ки паймонаву паймон шиканам (5,44).*

Ба ғайр аз ин дар «Радоиф-ул-ашъор»-и Фахрии Ҳиравӣ, ки номи аслиаш «Туҳфат-ул-ҳабиб» аст, бо ду ғазали дигари Камоли Хуҷандӣ бо матлаъҳои

*Ҳар тир, ки бар ҷон зи ту аз дида расида,*
*Дил омада наздику бар ӯ дӯхта дида.*

Ва:

*Ба абрувони ту зоҳид чу чашм во карда,*
*Туро ба гӯшаи меҳробҳо дуо карда.*

-сабт шудааст, ки онҳо дар татаббуи ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ бо матлаъҳои

*Эй сарви хиромону гули тозадамида,*

*Наргис гулу сарве чу ту дар хоб надида.*

Ва ё:

*Зиҳӣ, ба омаданат бахт марҳабо карда,*
*Зи шавқи рӯи ту гул пираҳан қабо карда.*

- суруда шудаанд.

Қатъи назар аз маҳорати баланди шоирӣ зоҳир сохтани Камоли Хуҷандӣ дар таълифи ғазалҳои ҷавобия ба ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ ва дар ин ҷода машғули эҷоди корӣ ва навпардозӣ шудани шоир, ӯ нисбат ба осори Ҳасани Деҳлавӣ ихлосмандӣ ва дилбастагии махсус нишон додааст ва бо назираҳои пухта ва устодонаи худ равобити осори худро бо ғазалсарои маъруфи адабиёти форсизабони нимаи дувуми асри сездаҳум ва нимаи аввали асри чаҳордаҳуми нимҷазираи Ҳинду Покистон, Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ барқарор ва мустаҳкам гардонидааст.

Дар айни замон дар «Радоиф-ул-ашъор» ё «Тухфат-ул-ҳабиб»-и Фахрии Ҳиравӣ мавриди таваҷҷуҳи махсус қарор гирифтан ва ба тариқи намуна оварда шудани ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ ва ғазалҳои дар ҷавоби онҳо таълифкардаи Шайх Камоли Хуҷандӣ ба он гувоҳӣ медиҳад, ки масъалаи робита ва қаробати осори ин ду шоири ғазалсаро дар даврони пешин дар миёни аҳли илму адаб маълуму машҳур будааст.

То ҷое ки маълум аст, Ҳасани Деҳлавӣ дар давраи аввали халқи осораш, асосан, таҳти таъсири осори Амир Хусрави Деҳлавӣ қарор гирифт ва ашъори ӯро пайравӣ ва татаббуъ кард. Аммо баъдтар ӯ ба ашъори Саъдии Шерозӣ мароқи фаровон зоҳир карда ва, махсусан, дар ғазалсароӣ равияи ин устоди забардастро мавриди пайравӣ қарор гирифтааст. Аҳмади Розӣ дар «Ҳафт иқлим» ин байти Ҳасани Деҳлавиро:

*Ҳасан гуле зи гулистони Саъдӣ овардаст,*
*Ки аҳли маънӣ гулчини он гулистонанд.*

-иқтибос меоварад ва менависад, ки Хоҷа Ҳасан муътақиди тарзи Саъдӣ буд ва ҳамеша талоши он равиш мекард. Чунин ба назар мерасад, ки саъю кӯшиши Ҳасани Деҳлавӣ дар фаро гирифтани равияи ғазалсароии Саъдии Шерозӣ бенатиҷа намемонд ва ӯ дар ин ҷода ба муваффақияти муайян ноил мешавад. Бесабаб нест, ки Ҳасани Деҳлавӣ дар нимҷазираи Ҳинду Покистон бо лақаби «Саъдии Ҳиндустон» шухрат ёфтааст. Аз ҷониби дигар, аз ишораҳо ва ғазалҳои дар девони Камоли Хуҷандӣ ҷодошта маълум мешавад, ки Шайх Камол бо хусусиятҳои ғазалиёти Хусрави Деҳлавӣ ва Саъдии Шерозӣ хуб ошно буда ва чанде аз ғазалҳояшро дар пайравӣ ва татаббуи ғазалҳои онҳо навиштааст. Ба ақидаи мо, худи ҳамин ба ғазалҳои ин ду устоди барҷастаи ғазал – Саъдии Шерозӣ ва Хусрави Деҳлавӣ пайравӣ кардан ва ҷавобияҳо гуфтани Хоҷа Ҳасан ва Шайх Камол низ сабки нигориши онҳоро ба ҳам наздик ва робитаи осори онҳоро боз ҳам қавитар гардонидааст. Дар баробари ин, чунин андеша ҳам аз эътимод дур нахоҳад буд, ки алоқамандии шеваи нигориши Камоли Хуҷандӣ бо равияи дар ғазалсароӣ пешгирифтаи Саъдии Шерозӣ ва Хусрави Деҳлавӣ ба воситаи тарзи ғазалгӯии Ҳасани Деҳлавӣ ё худ дар заминаи тарзи ғазали нави Ҳасани Деҳлавӣ сурат гирифтааст. Ба ҳар ҳол, аз омӯзиш ва таҳқиқи ҳамаҷонибаи тазминҳои Шайх Камол ба ғазалҳои Ҳасани Деҳлавӣ ва дигар устодони номдори ин навъи шеър метавон чунин натиҷагирӣ кард:

Назираҳои Камоли Хуҷандӣ, чӣ аз ҷиҳати хусусиятҳои зоҳирӣ ва чӣ аз ҷиҳати мазмун аз ҷумлаи беҳтарин намунаҳои ашъори ҷавобияи адабиёти форсӣ ва тоҷикии қарни чаҳордаҳанд. Моҳият ва ҳадафи назира дар он рӯзгор, агар аз як сӯ, эътироф

кардани бузургии мақом ва мартабаи суханварони пешин ва ба василаи ҷавобия навиштан арзиши муносиб ва шоиста қоил шудан ба ашъори онҳо бошад, он гоҳ аз сӯи дигар, ин ҳувайдо сохтани иқтидору маҳорати шоирӣ ва камолоти шеъри худ аст. Ишораҳои мавҷуд дар девони ашъори Камоли Хуҷандӣ ба дурустии ин фикр далолат мекунанд, чунончи, ӯ дар яке аз ғазалҳои худ ба камолоти суханварӣ ва мақоми баланди худ дар ин ҷода ишора мекунаду мегӯяд:

*Камол, чун суханат беҳ зи Хусраву Ҳасан омад,*
*Дигар мадор аз ину аз он таваққуи таҳсин.*

Ё худ дар ҷодаи дигар менависад:

*Камол, ин нукта гар мурге барад бо пар ба Ҳиндустон,*
*Бибояд тӯтиён аз ту сухан омӯхтан гирад.*

Одатан, дар назми даврони гузаштаи мо тӯтӣ рамзи суханварӣ ва ширингуфторӣ ва ошиқи бовафост. Аммо эҳтимол дорад, ки дар ин байт матлаби Камоли Хуҷандӣ аз тӯтиён шоирони маъруфи форсизабони Ҳинду Покистон – Хусрави Деҳлавӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ бошанд.

Ба ғайр аз он чӣ дар боло гуфтем, боз дар миёни ғазалиёти Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ чун шарҳ ва тавзеҳи онҳо боиси васеъ шудани ҳаҷми мақола хоҳад шуд, бинобар ин ба мавзӯи мақола алоқамандӣ доштанашон онҳоро ба таври хеле мухтасар ёдоварӣ мекунем: а) умумияти мавзӯи асосии ғазалиёти Хоҷа Ҳасан ва Шайх Камол мавзӯи марказии бештари ғазалҳои онҳо таъриф ва тавсифи ҳусну ҷамоли маъшуқ, дарди ҷонсӯзи фироқ, нолаву фиғони ошиқ, шикоят аз бахти бад, нозу истиғно ва номеҳрубонии маъшуқ, хурсандии лаҳзаи висол, садоқату вафодории ошиқ ва таҳаммули дарду ранҷи дигар масоили ба инҳо алоқаманд аст. б) Камоли Хуҷандӣ мисли Ҳасани Деҳлавӣ дар ғазалиёташ, хусусан дар ғазалиёти ишқиаш масоили орифона ва ошиқонаро бо ҳам омехтааст, ки дар натиҷа онҳо хусусиятҳои ҷолибтар ва нозуктар гирифтаанд. в) аз дигар анвои саноеи бадеӣ ва воситаҳои тасвири бадеӣ дар ғазалиёти Ҳасани Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ бештар санъатҳои таҷнис ва тавсиф истифода бурда шудаанд. г) забони ғазалиёти ҳар ду шоир сода ва равону фасеҳ ва рангин аст. Ин шоирон барои тақвият ва тасдиқи фикрӣ ва таъсирбахштар кардани суханашон аз зарбулмасалу мақолҳо ва таъбирҳои мардумӣ ба таври васеъ истифода бурдаанд. Ба ҳамин тариқ, аз маълумоти дар боло баёншуда бармеояд, ки Камоли Хуҷандӣ аз ҷанбаҳои гуногуни ғазалиёти Ҳасани Деҳлавӣ бо камоли маҳорат ва устодӣ баҳра бардошта ва дар ашъори худ беҳтарин дарёфтаҳо ва комёбиҳои назми Хоҷа Ҳасан ва дигар саромадони ғазалро эҷодкорона ривоҷу такмил ва тавсиа додааст ва, дар ин замина, ашъори ҷаззоб ва латифу рӯҳангез ва дилнишину безавол офаридааст. Бе ҳикмат нест, ки Камоли Хуҷандӣ ба мақоми баланди худ дар суханварӣ ишора кардаву гуфтааст:

*Камол, бар ту сухан хатм шуд, бад-ӯ хубӣ,*
*Ки ҳадди ҳусн ҳамин бошаду ниҳоят лутф (5,55).*

**Пайнавишт:**


1. Азимободӣ, Ҳусайнқулихон. Наштари ишқ. – Қисми чаҳорум /Бо тасҳеҳи А.Ҷонфидо. – Душанбе, 1986.
2. Девони Ҳасани Деҳлавӣ /Тартибдиҳанда ва муаллифи пешгуфтор Л.Саломатшоева. – Душанбе, 1990.
3. Мунтахаботи Ҳасани Деҳлавӣ /Тартибдиҳандагон М.Бақоев, Л.Саломатшоева. – Душанбе, 1965.

4. Фахрӣ. Радоиф-ул-ашъор. Нусхаи хаттии ганҷинаи дастхатҳои шарқии Академияи улуми Тоҷикистон, шумораи 789.
5. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Баҳористон /Бо тасҳеҳ ва муқаддимаи А.Афсаҳзод.-Душанбе, 1972.
6. Брагинский, И.С. К изучению творчества Камола Худжанди //Краткое сообщения Института востоковедения. Вып. 27.-М., 1958. –с.82-87.
7. Брагинский, И. С. О творчестве Камола Худжанди /Очерки из истории таджикской литературы. -Сталинабад, 1956. –с. 240-242.

*Атахон Сайфуллоев*

## САРЧАШМАҲОИ ЭҶОДИЁТИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Камоли Хуҷандӣ аз ҷумлаи шоиронест, ки эҷодиёти ӯро бидуни робита бо дигар суханварони бузург омӯхтан амрест муҳол.

Дар ашъори ӯ номҳои Низомӣ, Аттор, Хусрави Деҳлавӣ, Саъдӣ, Румӣ, Ҳофиз, Салмони Соваҷӣ, Ҳасани Деҳлавӣ ва дигарон ба назар мерасанд. Падид меояд, ки шоири мо эҷодиёти онҳоро хеле хуб омӯхта, аз чашмаи пурҷӯши табъи равони онҳо баҳраҳо бардоштааст. Камол номи он устодони суханро дар мавридҳои мухталиф ба кор мебарад. Масалан, дар мавриди фахрия мазмуну моҳияти ҳар байти ғазалҳои худро бо ҳар достони «Хамса»-и Низомӣ қиёс мекунад:

*Камол, ин панҷ байт он панҷ ганҷ аст,*
*Ки монда ёдгорӣ аз Низомӣ (4,404).*

Дар ҷои дигар мефармояд:

*Панҷ байти қитъаот, к-аз панҷ ганҷ омад фузун,*
*Ман чӣ гӯям, чун Низомиро ҷавобаш ҳад набуд (4,427).*

Камолро ғазалест, ки дар он истинод ба Салмони Соваҷӣ – шоири маъниофар ва рангинхаёл мекунад. Аз он пайдост, ки Камол аз эҷодиёти ӯ низ бебаҳра намондааст. Шоир дар мақтаи ғазал мефармояд:

*Камол, аз ҳар мижа ашкат магар ҳамранги Салмон шуд,*
*Ки аз ашъори мардум бурд маъниҳои рангинро (4,32).*

Борикбинӣ ва суханшиносию нуктадонии Салмони Соваҷӣ дар байти дигар низ таъкид мешавад:

*Камол, ар як сухан з-ин шеър дар хоки Ироқ афтад,*
*Чу мӯ аз айни борикӣ бичинад чашми Салмонаш (4,43).*

Тамоми мероси адабие, ки Камол ворис он буд, барои равнақу ривоҷи эҷодиёти ӯ ҳамчун як сарчашмаи ҳаётбахш хизмат кардааст. Фаро гирифтани дурри сухани дарӣ, дарку маърифати мазмуну моҳияти ақоиди иҷтимоӣ, фалсафӣ, ахлоқии устодони илму адаб ва дар таҷрибаи адабӣ корбаст кардани анъанаҳо ва арзишҳои адабӣ-эстетикӣ дониши васеъ, заковати баланд ва истеъдоди фитриро тақозо менамояд. Хоҷа Камол соҳиби ин ҳама фазилат буд. Дар сирату симои ӯ сифатҳои шайхи комил ва шоири соҳибдил ба ҳам расидаанд. Аз ҳамин ҷост, ки аз осори ӯ андешаҳои орифона ва эҳсоси шоирона, ғояҳои ваҳдати вуҷуд ва назари хушбинонаи классикҳои адабиёти форсӣ-тоҷикиро равшан мушоҳида метавон кард. Ин нукта бар он далолат менамояд, ки эҷодиёти Камоли Хуҷандӣ бо мероси адабии шоирони то аҳди ӯ ва замони худи ӯ иртиботи ғоявию бадеӣ доштааст. Муқоисаи осори адабии Камоли Хуҷандӣ бо шоирони дигар кори осон нест ва таҳқиқи ин масъала вазифаи

минбаъдаи адабиётшиносон мебошад. Ин ҷо танҳо аз осори худи Камоли Хуҷандӣ баъзе ишораҳои ӯро ёдовар мешавем. Дар ғазалиёт ва қитъаҳои ӯ исми қаҳрамонони ҳамосаҳои Фирдавсӣ, Низомӣ, Амир Хусрави Деҳлавӣ, Фахриддини Гургонӣ: Рустам, Искандар, Лайлӣ, Маҷнун, Фарҳод, Ширин, Вомиқ, Узро ва дигарҳо ҳамчун таҷассуми диловарӣ, ақлу хирад, ишқу ошиқӣ дида мешавад. Камоли Хуҷандӣ дар ашъораш инчунин аз асолати шеъри классикҳои назми форсӣ-тоҷикӣ сухан меронад, гоҳо шоирони бузургро истиқбол мекунад, иқтибос меоварад, татаббуъ мекунад ва сари ифтихор ҳам баланд меафрозад, ки дар майдони сухансароӣ гӯйи сабқат аз онҳо рабудааст. Муҳимтар аз ҳама ин аст, ки адабиёти классикии форсӣ-тоҷикӣ дар роҳи тӯлонии тараққиёти худ як занҷири мустаҳками тиллоӣ будааст ва Хоҷа Камол дар байни онҳо, бешак, яке аз ҳалқаҳои асосии пайванди маънавӣ мебошад.

Фирдавсӣ навишта буд:

*Маёзор мӯре, ки донакаш аст,*
*Ки ҷон дораду ҷони ширин хуш аст.*

Камоли Хуҷандӣ бар ин аст, ки мӯрро на фақат бо зарба ё поймол озор додан норавост, балки аз гуфтани сухани нораво низ бояд эҳтиёт шуд. Маълум аст, ки мафҳуми «мӯр» на танҳо ба маънии аслиаш (ҳашарот), балки ба маънии маҷозӣ ҳам истифода шудааст. Сухан дар бораи озор надодани инсон ҳам меравад:

*Бар он лаб маёзор мӯре, Камол,*
*«Ки ҷон дораду ҷони ширин хуш аст» (4,147).*

Ин ҷо пайванди ғояҳои инсонпарварии Фирдавсӣ ва Камол ба назар мерасанд.

Дар «Маснавии маънавӣ» омадааст:

*Ҳар касе, к-ӯ дур монд аз асли хеш,*
*Боз ҷӯяд рӯзгори васли хеш.*

Камол ҳамин равияро чунин идома медиҳад:

*Ҷон, ки рафт аз пеши мо, хоҳад ба он лаб боз гашт,*
*Чун ба асли хеш ҳар чизе, ки бинӣ, роиҷ аст (4,152).*

Камоли Хуҷандӣ сабаби иртиботи маънавии худро бо Мавлавии Балхӣ дар яке аз шеърҳояш чунин ишора кардааст:

*Нахли маданӣ самар баровард,*
*Паҳлӯи рутаб шакар баровард...*
*Румӣ ба замини Рум зад нақб,*
*Аз хоки Хуҷанд сар баровард.*
*З-он хок Камол доман афшонд,*
*Гард аз малаку башар баровард (4,482).*

Камол робитаи эҷодии худро бо Ҷалолиддини Румӣ «нахли маданӣ» шуморида, натиҷаи онро «самаре» маҳсуб мекунад, ки лаззати шакар дорад. Осори бузург ва пурарзише, ки Мавлавӣ дар Рум офаридааст, ҳамон вақтҳо то ба Хуҷанд расида, афкори ғоявӣ ва завқи адабии Камолро тарбият кардааст. Азбаски фарзанди Хуҷанд аз мероси адабии чунин худованди сухан ва мутафаккири забардаст сабақ омӯхтааст, дар эҷодиёташ таъсири Ҷалолиддини Румӣ хуб ба мушоҳида мерасад. Ин таъсир, қабл аз ҳама, дар ташаккули андешаҳои ирфонии Камоли Хуҷандӣ дида мешавад. Аз ашъори ӯ бармеояд, ки мисли Ҷалолиддини Румӣ таассубро инкор мекунад, камолоти маънавии инсонро ситоиш менамояд, қуллаи олии чунин камолотро расидан ба висоли Худо мешуморад, ки он дар натиҷаи даст кашидан аз завқи дунёи моддӣ ва ҷаҳду талош кардан дар роҳи Ҳақ ба вуқӯъ меояд.

Мувофиқи ақидаи Ҷалолиддини Румӣ зоҳирро бо узвҳои бадан эҳсос метавон кард, вале моҳиятро танҳо «бо ақл» шинохтан мумкин аст.

Ҷалолиддини Румӣ ба ҳамин маънӣ дар дафтари панҷуми «Маснавии маънавӣ» иқрор мекунад, ки «мисоли олами ҳастӣ нестнамо ва олами нестӣ ҳастнамост». Чунончи, менависад:

*Нестро бинмуд ҳасту муҳташам,*
*Ҳастро бинмуд бар шакли адам.*
*Баҳрро пӯшиду каф кард ошкор,*
*Бодро пӯшиду бинмудат губор.*
*Ин адамро чун нишонд андар назар?*
*Чун ниҳон кард он ҳақиқат аз басар? (5,30-31).*

Хоҷа Камол дар ҳамин равия мегӯяд:

*Меҳнати мо - ҳама давлат, ғами мо ҷумла нишот,*
*Ҳастии мо - ҳама не, нестии мо - ҳама ҳаст.*
*Як нафас дар ҳама олам нанишинем зи пой,*
*То наёрем сари зулфи дилором ба даст (4,223).*

Камол дар як ғазали дигари худ менависад, ки ба ишқи сӯзону пурдарди Худо фақат мардҳои комил сазовор шуда метавонанд. Бино бар ин, дар роҳи ноил гардидан ба ишқи ӯ тамоми умрро ба харҷ додан даркор аст, вагарна ҳаёти одамӣ барабас мегузарад:

*Ишқи ту саросар ҳама сӯзу ҳама дард аст,*
*Ин шева ба андозаи мардест, ки мард аст.*
*Он кас, ки дар ин сарф накардаст ҳама умр,*
*Бечора надонам, ки ҳама умр чӣ кардаст? (4,183).*

Чунон ки Ҷалолиддини Румӣ ҳамаи дину мазҳабҳоро зуҳуроти эътибору эътиқод ба Худо меҳисобад ва фарқи байни муслимину куффорро аз байн бардошта, ҳамаро бандаҳои Худо мешумурд:

*Ҳар валиву ҳар набиро маслакест,*
*Лек то Ҳақ меравand, ҷумла якест.*

Камоли Хуҷандӣ низ мақсади «ринду девонаву қаллошу харботию маст», гузашта аз ин, «ринди майхонанишину зоҳиди саҷҷодапараст», яъне аҳли кешу адёни мухталифро як медонад:

*Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт,*
*Ринду девонаву қаллошу харботию маст...*
*Ишқро дар ҳарами Каъбаи мақсуд якест,*
*Ринди майхонанишин, зоҳиди саҷҷодапараст... (4,223).*

Шоирони адабиёти тасаввуф маъниҳои бикру амиқро бо забони соддаю равон ифода мекарданд, суханҳои ширин мегуфтанд, то ҳам ба фикр, ҳам ба дили хонандаҳо рафта расанд.

Ширинсуханӣ, ки яке аз падидаҳои ҳусни забон ва тарзи баёни Камол аст, танҳо зуҳуроти сабки ӯ набуда, собиқа ҳам доштааст. Ин услуб яке аз сифатҳои ғазалиёти Амир Хусрави Деҳлавӣ низ будааст. Камол дар ин ҷода бо Хусрав мусобиқа карда, гӯйи сабқат аз дасти ӯ даррабудааст. Ба ҳамин маънӣ чунин ишорае дорад:

*Камол, аҳсант гӯ, бурдӣ ба ширингӯӣ аз Хусрав,*
*Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад (4,338).*

Камол гоҳо Амир Хусраву Ҳасани Деҳлавиро якҷоя ёд мекунад ва сари ифтихор боло мебардорад, ки суханаш аз каломи эшон волотар аст:

*Камол, чун суханат беҳ зи Хусраву Ҳасан омад,*

*Дигар мадор аз ину аз он таваққуи таҳсин (4,248).*

Ғайр аз ин, чанд татаббуи Камол аз ғазалҳои Амир Хусрави Деҳлавӣ низ далолат мекунанд, ки ӯ дар шеъру шоирӣ аз «Тӯтии Ҳиндустон» кам набудааст. Масалан, Амир Хусрав чунин ғазал дорад:

*Дили ошиқ чаро шайдо набошад,*
*Ба ишқ андар ҷаҳон расво набошад?*
*Нагӯӣ то ба кай, эй шӯхи дилбар,*
*Туро парвои ҳоли мо набошад.*
*Ба бустони латофат сарв бошад,*
*Валекин чун қадат раъно набошад.*
*Кадомин дида дар вай нест ҳайрон,*
*Магар чашме, ки ӯ бино набошад?*
*Зи шавқаш дар ҷаҳон якто шудам ман,*
*Вале ёди манаш якто набошад.*
*На дил бошад, ки бошад ғофил аз ёр,*
*На сар бошад, ки пурсавдо набошад.*
*Ба навъе дил зи Хусрав бо ту бастем,*
*Ки бо ғайри туам парво набошад (2,307).*

Ҷавобан ба ин, Камоли Хуҷандӣ ғазали зеринро сурудааст:

*Хати ту гирди лаб амдо набошад.*
*Чу дуде ҳаст, беҳалво набошад.*
*Касе нисбат кунад чашмат ба наргис,*
*Ки ҳеҷаш дидаи бино набошад.*
*Ба хубӣ гарчи маҳ болонишин аст,*
*Ба болои туаш боло набошад.*
*Ба тегам, гӯ, бизан, душман, ки аз дӯст*
*Сари бубриданам қатъо набошад.*
*Хаёлаш ҷуз ба чашми мо маҷӯед,*
*Ки ин дур(р) дар ҳама дарё набошад.*
*Агар аз дида нопайдо бувад низ*
*Аз он бошад, ки ҷон пайдо набошад.*
*Камоли хастаро имрӯз дарёб,*
*Ки сабраш аз ту то фардо набошад (4,41).*

Қаробати зоҳирии ғазалҳои мазкур ба қавли профессор Саъдуллоҳи Асадуллоҳ ҳамоҳангии мазмун, ягонагии қофияву радиф ва вазни онҳост. Ҳар ду ғазал дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси маҳзуф таълиф шудаанд (3). Мундариҷа ва моҳияти ғоявии ғазалҳои мазкур низ, ки қаробати ботинии онҳоро нишон медиҳад, лоиқи таваҷҷуҳанд. Ҳар ду ғазал эҳсосоти латифи ишқи ҷонгудози шоиронро нисбат ба маъшуқаи ягона, зебои нотакрор ва соҳибғурур ифода месозанд. Ҳар ду шоир низ гирифтори савдои он ёр мебошанд ва дил ба ёри дигар намедиҳанд. Мазмун ва моҳияти ин ғазалҳо ирфонианд, ҳарчанд онҳоро ба воқеият низ метавон нисбат дод. Маҳорати камназири классикҳои назми форсӣ-тоҷикӣ дар ҳамин аст, ки ҳар ғазали зшонро ба ду маънӣ - аслӣ ва маҷозӣ фаҳмидану шарҳ додан имконпазир аст. Фарқи ғазалҳои Амир Хусрави Деҳлавӣ ва Камоли Хуҷандӣ дар системаи образҳо ва тарзи истифодаи паҳлӯҳои гуногуни сухан аст. Дар ду байти аввали ғазали Амир Хусрав образҳои шайъӣ ба назар намерасанд. Дар байти сеюм образҳои «бӯстони латофат» ва «сарв» истифода шудаанд. Қади дилбари шӯх аз сарв ҳам раънотар, зебою латиф ва хушнамо тасвир ёфтааст, ки ин образ ва муқоисаи анъанавист.

Ғазали Камол на танҳо саршори эҳсоси гарму сӯзон ва латифи ошиқона аст, балки сар то по пур аз образҳои мушаххаси шайъӣ мебошад, ки ҳама чашмрасанд. Дар як байт чаҳор образи шайъӣ корбаст шудаанд: хат, лаб, дуд, ҳалво. Дар байтҳои дигар: наргис, дида, моҳ, теғ, дурр, дарё ва амсоли ин корбаст шудаанд.

Дигар ғазали Амир Хусрави Деҳлавӣ ин аст:

*Ман бандаи он рӯй, ки дидан нагузоранд,*
*Девонаи зулфе, ки кашидан нагузоранд.*
*Аз ташнагиям шуълазанон синаву аз дур*
*Шарбат бинамоянду чашидан нагузоранд.*
*Чун зистанӣ нестам, ар ҳастаму в-ар на,*
*Эй дӯст, чӣ вақт аст, ки дидан нагузоранд?!*
*Сад дидаву дил мунтазири тири ту, ҳайҳот,*
*К-аш бо мани маҳрум расидан нагузоранд.*
*Гуфтам, ки сухан бишнавам у ҷон диҳам, акнун*
*Маҳрум бимирам, чу шунидан нагузоранд.*
*Сад чок шуда синаву сад пора шуда дил,*
*Ин бехабарон ҷома даридан нагузоранд.*
*Сад хори ҷафо хӯрд зи ҳиҷрони ту Хусрав,*
*Оҳ, ар гуле аз рӯи ту чидан нагузоранд (2,333).*

Ҷавоби Камоли Хуҷандӣ аз ғазали зерин иборат аст:

*Моро гуле аз рӯи ту чидан нагузоранд,*
*Чидан чӣ хаёл аст, ки дидан нагузоранд.*
*Сад шарбати ширин зи лабат хастадилонро*
*Наздики лаб оранду чашидан нагузоранд.*
*Гуфтам: «Шунавад муждаи дашноми ту гӯшам»,*
*Он низ шунидам, ки шунидан нагузоранд.*
*Зулфи ту чӣ имкони кашидан, ки рақибон*
*Сар дар қадамат низ кашидан нагузоранд.*
*Бахшой бар он мург, ки хунаш гаҳи бисмил*
*Бар хок бирезанду тапидан нагузоранд.*
*Дил шуд зи ту садпораву фарёд, ки ин қавм*
*Наъра задану ҷома даридан нагузоранд.*
*Бигрез, Камол, аз сари зулфаш, ки дар ин дом*
*Мурге, ки дарафтод, паридан нагузоранд (4,460).*

Ҳар ду ғазал ҳам бо як қофияву радиф ва дар баҳри ҳазаҷи ахраби макфуфи маҳзуф навишта шудаанд. Ҳар ду низ ошиқонаанд. Ҳар ду аз образҳои шайъӣ, ки дар адабиёти тасаввуфӣ маъниҳои маҷозӣ доранд, саршор мебошанд: «рӯй», «зулф», «синаи шуълазан», «шарбат», «дӯст», «дидаю дил», «тир», «ҷон», «синаи чок», «дили садпора», «хори ҷафо», «гули рӯй», «дили хаста», «сар», «қадам», «мурғи бисмил», «наъра задан», «ҷома даридан», «дом» ва ғайра.

Ғазалҳои Хоҷа Камол дар ғунҷоиши маъниҳои бикр, балоғату фасоҳати сухан, истифодаи образҳои латифу дилҷӯ ва баёни матлаб камтар аз ғазалиёти Амир Хусрав нестанд. Робитаи маънавии Камоли Хуҷандӣ бо Хусрави Деҳлавӣ як падидае аз бақодории мактаби адабии назми классикӣ буда, зуҳуроти дурахшони қувваи эҷодии «Булбули Хуҷанд»-ро нишон медиҳанд.

Шайх Камоли Хуҷандӣ таъкид мекунад, ки дар ашъори ӯ ҳарорати сухани Фаридаддини Аттор ҳаст. Аттор (асри XII) яке аз поягузорони адабиёти сӯфия будааст. Вай таълим медиҳад, ки олами зинда таҷаллии ҷамоли Худост ва ҳар зарра, ҳар ҷузъу кулле, ки мебинем, ҷилвагоҳи ҷамоли Ӯст. Ақоиди тасаввуфии Аттор ба

бисёр шоирон: Мавлавӣ, Маҳмуди Шабистарӣ, Камоли Хуҷандӣ, Абдурраҳмони Ҷомӣ, Алишери Навоӣ ва дигарон таъсири зиёда гузоштааст. Аз ҳамин ҷост, ки Камоли Хуҷандӣ мефармояд:

*Он ошиқи дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ.*

Дар байти дигар роҷеъ ба робитаи ақидаҳои тасаввуфии худ бо андешаҳои ирфонии Аттор хеле ошкоро қоил мешавад:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯйи сухани Аттор аст.*

Муҳаққиқон навиштаанд, ки Камоли Хуҷандӣ на танҳо дар Табрез, балки дар Сарой ҳам хонақоҳ дошт. Вай ҳамроҳи муридони худ самоъ мерафт ва шеър мехонд.

Дар шеъри Камол таъбироти «гармии Аттор» ва «бӯйи сухани Аттор» на танҳо маънии ирфонӣ доранд, мисли Аттор кӯшишҳои ба Ҳақ расидани шоири хуҷандиро ишора мекунанд, балки ишораҳои иҷтимоиро низ дар бар мегиранд. Шоироне, ки ба таълимоти тасаввуф пайравӣ мекарданд ва ақоиди сӯфиёнаро тарғиб менамуданд, ҳукуматдоронро мадҳ намегуфтанд, тобеи онҳо намешуданд, барои онҳо асаре намеофариданд.

Камол дар замони панҷ ҳукмрони замон - Султон Боязиди Ҷалоир, Султон Ҳусайни Ҷалоир, Тӯхтамишхон, Мирзо Мироншоҳ ва Амир Темур дар Хуҷанд, Табрез ва Сарой зиндагӣ ва эҷод карда бошад ҳам, онҳоро мадҳ накард, чашм ба умеди тамаъ накушод. Чунон ки гуфтааст:

*Дасти султонон намебӯсад Камол,*
*Нест султонро ба дарвеш эҳтиёҷ.*

Фахрияҳои Камоли Хуҷандӣ ҳаргиз далели нописандии ӯ нисбат ба пешвоёни адабиёти форсӣ-тоҷикӣ набуда, балки зуҳуроти эҳтироми комил ва шинохтани ӯ эшонрост. Дар ин миён барои Хоҷа Камол мавқеъву мақоми Саъдии Шерозӣ ва Ҳофизи Шерозӣ хоса буданд. Ӯ онҳоро ҳамчун паямбарони назм мешинохт ва ғазалиёташ низ бо осори эшон иртиботи қавӣ дошт. Вай муқоисаи худро бо эшон мӯҷиби ифтихор медонист. Дар як қитъа худро дар назму наср «Саъдии вақт» шуморида буд. Дар ғазале арза дошт:

*Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал, гӯяд,*
*Ки хоки поки табъат бурд оби «Бӯстон»-и ман (4,215).*

Шоир барои тақвияти фикру андеша ва эҳсосоти худ ашъори Саъдӣ ва Ҳофизро тазмин мекард, мисраъҳои барҷастаю хушоянди баъзе ғазалҳои онҳоро дар офаридаҳои худ истифода мекард. Камол гоҳо номи онҳоро зикр менамуд, баъзан зарур намешуморид, зеро он мисраъҳо машҳур буданд. Дар як ғазали Камол мисраи хотимавии байти тахаллус аз Саъдист, вале номи ӯ ишора намешавад:

*Гӯ, бар дарат, рақиб, гадо бош, ё Камол,*
*«Ғавғо бувад ду подшаҳ андар вилояте» (4,365).*

Мазмуну мундариҷа, ғояҳои ирфонӣ, вазну оҳанг, қофияву радиф санъатҳои бадеӣ ва дигар унсурҳои як қатор ғазалҳои Саъдӣ ва Камол, ки чун ҷавоб навишта шудаанд, ба якдигар наздиканд. Ғазалҳои ҳар ду шоир ҳам латиф, зебо, пурҳарорат, ширин ва рӯҳпарваранд. Фақат ҳаҷми онҳо каму беш фарқ доранд.

Саъдӣ:

*З-он гаҳ, ки бар он сурати хубам назар афтод,*
*Аз сурати бетоқатиям парда бараафтод…*
*Саъдӣ на ҳарифи ғами ту буд, валекин*

*Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод.*

Камол:

*Боз ин дили ғамдида ба доми ту дарафтод,*
*Бас мурғи ҳумоюн, ки ба тори назар афтод…*
*Гуфтем ҷавобе на кам аз гуфтаи Саъдӣ,*
*Бал к-ин ду ғазал хубтар аз якдигар афтод.*
*Ин лоф на дархурди Камол аст, валекин*
*«Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод».*

Мавзӯи ҳар ду ғазал ҳам ишқист. Чӣ хеле ки худи Камол иқрор мекунад, «ин ду ғазал хубтар аз якдигар афтод»-аанд. Ҳар ду шоир ҳам сӯзу гудози ошиқ, мадду ҷазри ҳиссиёти ӯро устодона ифода кардаанд. Қаҳрамони лирикии Саъдӣ ошиқи беқарорест, ки аз дидани сурати зебои ёр ақл аз сар медиҳад ва бечораю ошуфтаҳол мегардад. Достони ишқи ӯ муҳити зистро фаро мегирад ва дигарон низ сифатҳои ҷамоли маъшуқаро бишнавида, ихтиёр аз даст медиҳанд. Ғами ёр, ки дар дили ошиқ хона монд, дар сари ӯ дигар фикру андеша роҳ намеёбанд. Бино бар он қаҳрамони лирикӣ ҳозир аст, ки аз дунё ноумед нашуда, бо қувваи аз худаш тавонотар, чун Рустами Дастон дар роҳи расидан ба дидори Ӯ саъю талош бикунад.

Оҳанги ғазали ҷавобияи Камол тарабангез аст. Ӯ ба доми ёр афтодани ошиқро муборакбод мегӯяд, «дили ғамзада»-и ӯро ба «мурғи ҳумоюн», яъне мурғи саодатманд шабоҳат медиҳад. Ошиқи ба доми ёр афтода худро чунон хушбахт мешуморад, ки ин сирро ба касе изҳор надошта бошад ҳам, чунон ки офтобро наметавон бо доман пӯшид, тамоми даҳр аз ин воқеа огаҳӣ меёбад. Қаҳрамони лирикии ғазали Камол хислатҳои наҷиби ҷавонмардона дорад. Ёри ӯ беилтифотӣ карда, аз аҳволи ошиқи худ хабар нагирад ҳам, қаҳрамони шеър лаб ба шиква намекушояд, балки маъшуқаро ҷонибдорӣ карда, ҳақ мебарорад, ки хонаи ӯ аз кӯйи вафо дуртар афтодааст. Бар хилофи ин хислати ёр, ошиқи вафодор боз ҳам ӯро ситоиш мекунад, аз лутфу марҳаматаш умедвор мешавад, дар роҳи расидан ба матлаб - васли ошиқу маъшуқ саъю талош меварзад.

Мисоли дуюм низ сазовори диққат ва эътибор аст.

Саъдӣ:

*Сарв истода беҳ, чу ту рафтор мекунӣ,*
*Тӯтӣ хамӯш беҳ, чу ту гуфтор мекунӣ…*
*Зинҳор, Саъдӣ аз дили сангини кофараш,*
*Кофар чӣ ғам хурад, чу ту зинҳор мекунӣ.*

Камол:

*Бар гил ба пои сарв чу рафтор мекунӣ,*
*Аз лутф пои нозукат афгор мекунӣ…*
*Саъдӣ агар чу тӯтии гӯё бувад, Камол,*
*«Тӯтӣ хамӯш беҳ, чу ту гуфтор мекунӣ» (4,341).*

Дар ҳар ду ғазал умумият, қаробати мундариҷавӣ, ғоявӣ ва шаклӣ бештар ба назар мерасанд. Ҳар ду бо як вазн, бо як қофия ва як радиф навишта шудаанд. Як оҳанг доранд, хеле ҷаззоб, латиф ва равону дилнишинанд, ба самимияташон ҳеҷ шак нест. Ғазалҳои Саъдию Камолро, ки чун мисоли дуюм овардем, ҳам ба сифати лирикаи ишқии воқеъгарона, ҳам ба сифати асарҳои ирфонӣ метавон шарҳ дод. Дар ғазали Саъдӣ байти зерин ишора аз ишқи сӯфиёна аст:

*То ман самоъ мешунавам, панд нашнавам,*
*Эй муддаӣ, насиҳати бекор мекунӣ.*

Дар ин байт ҳолати шавқу завқ, ваҷд ва ҷазабаи қаҳрамони лирикӣ ҳангоми шунидани суруди зикр ё хондани он ифода ёфтааст. Ҳамин гуна ишороти ирфонӣ дар ҷавобияи Камол ҳам ба чашм мехурад, ки ин аст:

*Гуфтӣ: «Ҷамоли хеш намоям ба орифон»,*
*Ин худ кароматест, ки изҳор мекунӣ.*

Чун сухан аз муносибати ғазалиёти Камол ва Саъдӣ меравад, суханро боз бо як далел хотима медиҳем, ки чи тавр баъзе сатрҳои Саъдӣ дар ашъори Камол маҳлул шуда меравaнд. Саъдӣ навиштааст:

*Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат,*
*Мадҳуш мегузорӣ ёрони меҳрубонат.*

Дар порчаи зерини Камол моҳирона тазмин шудани мисраи якуми байти мазкурро мебинем:

*Эй рӯи дардмандон бар хоки остонат,*
*Аз обу хок он сӯ гавгои ошиқонат.*
*Дӣ мешудӣ хиромон чун сарву ақл мегуфт:*
*«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат».*

Аз донишмандони Эрон Фурсати Шерозӣ, Зукоулмулк, Муҳаммад Муин ва дигарон роҷеъ ба қаробати баъзе ғазалҳои Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ изҳори андеша кардаанд, ки академик Абдулғанӣ Мирзоев ақоиди эшонро дар мақолаи худ «Камол ва як шарти муҳими омӯхтани ӯ» нақл мекунад (6). Муҳаққиқи мазкур ду ғазали Камоли Хуҷандӣ ва Ҳофизи Шерозиро муқоиса кардааст. Як ғазали Камоли Хуҷандӣ бо чунин матлаъ аст:

*Он чӣ ту дорӣ ба ҳусн, моҳ надорад,*
*Ҷоҳу ҷалоли ту подшоҳ надорад (4,275).*

Матлаи ғазали ҳамвазну ҳамоҳанг ва ҳамқофияву ҳамрадифи Ҳофизи Шерозӣ бо сурудаи Камол чунин мебошад:

*Равшании талъати ту моҳ надорад,*
*Пеши ту гул равнақи гиёҳ надорад.*

Сатрҳои аввали ғазали дуюми Камоли Хуҷандӣ ин зайланд:

*Шабе, ки рӯйи ту моро чароғи маҷлис шуд,*
*Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд (4,416).*

Ғазали Ҳофизи Шерозӣ ин тавр ибтидо ёфтааст:

*Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,*
*Дили рамидаи моро рафиқу мӯнис шуд.*

Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ руҳан ба якдигар хеле наздик будаанд. Ҳамин қаробат дар осори онҳо низ дида мешавад. Эшон, ки мукотиба доштанд, аз ашъори тозаи ҳамдигар бохабар мешуданд, якдигарро тазмин мекарданд, дар ҳаққи худ фахрияҳо менавиштанд, аммо аз ин амал хотири яке аз дигаре намекоҳид, онҳоро зарофати шоирона медонистанд.

Ваҳдати маънавӣ ва ҳамоҳангии ашъори Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ боис шуд, ки эшон аз офаридаҳои якдигар иқтибос карданд ва назираҳо гуфтанд. Чунин байти Хоҷа Камол, чунон ки муҳаққиқон дарёфтанд, дар девони Хоҷа Ҳофиз дида шудааст:

*Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон,*
*Мулк нагирад агар сипоҳ надорад.*

Дар навбати худ баъзе байту сатри Ҳофиз ҳам дар ашъори Камол бетағйирот омадаанд:

Ҳофиз:

*Илоҷи заъфи дили мо карашмаи соқист,*
*Барор сар, ки табиб омаду даво овард.*

Камол:

*Расид боди Масеҳодам, эй дили бемор,*
*«Барор сар, ки табиб омаду даво овард».*

Ҳофиз:

*Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд,*
*Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд.*

Камол:

*Дорам умеди он, ки назар бар ман афгананд*
*«Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд».*
*Моем хоки роҳи бузургони покдил,*
*«Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд».*

Эраҷи Гулисурхӣ бо мақсади нишон додани иртиботи эҷодии Камоли Хуҷандӣ ва Ҳофизи Шерозӣ 76 ғазали онҳоро (аз ҳар кадом 38-тоӣ) ба сифати намуна меоварад, вале аз муқоиса ва таҳлили онҳо худдорӣ менамояд, ин корро вазифаи пажӯҳишгарони оянда мешуморад.

Бояд таъкид кард, ки баъзе ғазалҳо танҳо бо эътибори ҳамқофиягии онҳо мавриди қиёс қарор ёфтаанд. Вагарна онҳо дар баҳрҳои мухталифи арӯз навишта шудаанд.

Умумияти фикру андешаҳои Ҳофизи Шерозӣ ва Камоли Хуҷандӣ боиси наздикии мазмуну моҳияти ирфонии ғазалиёти онҳо гардидааст. Системаи образҳои ашъори эшон низ байни худ шабоҳат доранд. Ҳар ду ҳам устоди бузурги сухан, соҳиби тафаккури рангинанд. Кам шоирон муваффақ шудаанд, ки каломро ҳамчун Ҳофизи лисонулғайб ва малакутӣ дар роҳи пайванди ногусастании ишқи ирфонӣ ва ишқи воқеӣ ба дараҷаи эъҷоз расонанд.

Ҳамаи муҳаққиқон, ки ашъори Камоли Хуҷандиро мавриди назар қарор додаанд, бо донишманди забардаст Садриддин Айнӣ дар боби забон ва тарзи баёни Хоҷа Камол мувофиқ шуда метавонанд. «Камол устоди бузурги забон аст, - мефармояд С.Айнӣ, - ӯ дар аксар байтҳои худ як ё ду сухани думаънидор ё ки чанд маънидорро кор мефармояд, ӯ ин гуна суханҳоро чунон устодона кор мефармояд, ки бо гирифтани ҳар кадоми он маъниҳо, мазмуни он байт пурра мебарояд... Камол, инчунин, чанд сухани якмаънидорро ҳам бисёр бамавқеъ ва устодона ба кор мебарад» (1,222-231).

Сухан дар бораи таҷнис ва лутф меравад. Камоли Хуҷандӣ лутфи суханро ба авҷи олӣ расонда буд, муъҷизаҳо нишон медод. Худи шоир дар ин маврид чунин ишорае дорад:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чӣ баъд аз камол, нуқсон аст.*

Бояд зикр намоем, ки доираи мутолиа ва дониши Камол хеле васеъ будааст. Вай на танҳо девони шуарои гузашта ва ҳамасрони худ, балки осори донишмандони бузургеро, ҳамчун Абӯалӣ ибни Сино, Абӯрайҳони Берунӣ, Абӯнасри Форобӣ, Муҳаммад Ғаззолӣ, Фахруддини Розӣ, Абӯмаҳмуди Хуҷандӣ ва дигар уламо ва фузалои мутақаддимин ва мутааххиринро аз бар кардааст.

Камол забони арабиро хуб медонист. Равшану возеҳ донистани забони арабӣ имконият дод, ки Камоли Хуҷандӣ аз Қуръони азимушшаън сар карда то тафсирҳои гуногуни он, таърихи паямбарон, авлиёву анбиё ва дигар ашхоси таърихию ривоятӣ,

таърихи ислом, фиқҳ ва дигар соҳаҳои илму донишро фаро бигирад. Куръони шариф барои Камол на танҳо барномаи ҳаёт, балки муҳимтарин сарчашмаи рушди тафаккури бадеӣ ва тараққиёти эҷодиёти шоир қарор ёфт. Дар иддаи ғазалҳои Камол номи паямбароне ҳамчун Исо, Мӯсо, Аюб, Сулаймон, Иброҳим, Нӯҳ, ва дигарон дар санъати талмеҳ истифода шудаанд, ки маънихои амиқро дар бар мегиранд. Камол ба шарофати исми шарифи эшон ба воқеаҳои таърихӣ, асотирӣ, ривояту қиссаҳо ишора карда, тавассути онҳо фикру андешаҳои худро хеле мӯҷазу мушаххас иброз доштааст. Масалан:

*Дами Исо, ки ба ранҷур шифо мебахшад,*
*Дами нақд аз лаби ӯ ҷӯй, ки ин дам бо ӯст (4,66).*

Камоли Хуҷандӣ дар чандин ғазал ишора ба қиссаи Юсуф ва Зулайхо мекунад:

*Бӯйи ту расонид зи Юсуф ба Зулайхо,*
*Ин наъразанон омаду он ҷомадарон рафт (4,75).*

* * *

*Ба меҳри Юсуф аз ҷон қатъ кун, қат,*
*Ба теге даст бибридан чӣ кор аст? (4,95).*

* * *

*Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳар чӣ азиз аст,*
*К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт (4,217).*

Қиссаи Юсуфу Зулайхо ва воқеаҳое, ки бо образи онҳо иртибот доранд, дар Қуръон сураи Юсуф чун «беҳтарин достон» рақам шудаанд.

Ҳамаи сарчашмаи чунин воқеаҳо аз образҳои қуръонӣ маъхуз аст. Ишораҳои Камол дар бораи «биҳишту дӯзах», «кавсару қиёмат», «кафши Хизру асои Мӯсо», «ояти кашшоф», «махзани асрор», «мифтоҳ», «ганҷи Қорун», «арафот», «Каъба», «дарахти Тӯбо», «оби ҳайвон», «оби Хизр», «Иброҳим», «Яъқуб», «Искандар» ва ғайра дар ғазалиёташ кам нестанд. Ин ҳама образҳо аз Қуръон ва зиндагиномаи пайғамбарон, ашхоси таърихӣ, анбиё ва монанди инҳост. Кас, то даме ки ин таърих, қисса ва ривоятҳоро хуб надонад, ашъори Камолро ба таври бояду шояд маърифат карда наметавонад. Масалан, Камол дар чанде аз ғазалҳояш номи Аёз ва Маҳмудро истифода мекунад:

*Гӯши Аёз аз нолаи бетоқатон гардад гарон,*
*Бар пушти пилон гар ниҳӣ бори дили Маҳмудро (4,45).*

* * *

*Аз ишқ хоҳ давлати боқӣ, ки дар ҷаҳон*
*Маҳмуд ҳар чӣ ёфт, зи зулфи Аёз ёфт (4,65).*

* * *

*Ба ҷафо дур шудан аз ту набошад маҳмуд,*
*Ҳар куҷо пои Аёз аст, сари Маҳмуд аст (4,33).*

* * *

*Хубони ҷаҳон ҷумла гадоянду ту султон,*
*Шоҳони замон ҷумла Аёзанду ту Маҳмуд (4,299).*

* * *

*Маҳмудро чӣ ҷурм, ки шуд пойбанди ишқ,*
*Он фитнаҳо ҳама сари зулфи Аёз кард (4,344).*

* * *

*Бирехт пайкари Маҳмуду чашми ӯ дар хок*
*Ҳанӯз ҳам ба фироқи Аёз меборад (4,403).*

Аёз ва Маҳмуд ашхоси таърихианд. Аёз аслан номи ғуломи турки Султон Маҳмуди Ғазнавӣ буда, дар натиҷаи зиракӣ, ҳушёрӣ ва доноӣ вазири ӯ шудааст. Аёз хеле соҳибҷамол ва хушмуомила ҳам будааст. Ин аст, ки Султон Маҳмуд ӯро чун маҳбуб ҳам мепарваридааст. Муносибати онҳо аз замони салтанати Султон Маҳмуди Ғазнавӣ (998-1030) машҳур гардида, сипас дар адабиёти форсизабон чун рамзи ошиқу маъшуқ густариш ёфт.

Исмҳои таърихӣ, асотирӣ, воқеӣ ва амсоли инҳо дар ашъори Камол кам нестанд. Онҳо ба воқеаву ривоятҳои мухталиф мансубанд. Шоир он номҳоро вобаста ба ибрози ин ё он фикру андеша истифода мебарад. Махсусан, «Каломи шариф» ва қиссаҳои он дар роҳи изҳори ақоиди ирфонии Камол чун муҳимтарин сарчашма хизмат кардаанд. Дар ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ низ паҳлӯҳои гуногуни ҳамин муносибат ишора шудаанд.

Дар як ғазали Камол чунин байт омадааст:

*Гар зулфи каҷат бинад имом аз хами меҳроб,*
*Ҷуз сураи «Валлайл» нахонад ба имомат (4,173).*

Ин ҷо зулфи каҷ ва сиёҳи маъшуқ ба торикии шаб нисбат дода шудааст. Зулфи сиёҳу зебои ёр чунон дили имомро рабуда, ки ба хотири он зулф «Валлайл» – сураи «Шаб»-ро мехондааст.

Камоли Хуҷандӣ дар ғазалиёти худ аз чашмаи хушкнашавандаи эҷодиёти лафзии халқ - зарбулмасалу мақолҳо моҳирона истифода мебарад. Онҳо, ки таҷрибаи бисёрсола, хулосаҳои андешаю афкори халқро ҳамчун андарзу ҳикматҳо баён мекунанд, дар ашъори Камол низ барои тақвият ва исботи мулоҳизоти ӯ дар бораи зиндагӣ, муносибатҳои шахсию ҷамъиятии мардум корбаст шудаанд. Зарбулмасалу мақолҳо ба қолаби шеъри Камол ворид шуда, боз ҳам мӯъҷазтар шудаанд, ба навиштаҳои ӯ ҳусну таровати тоза бахшидаанд, онҳоро ба тафаккури халқ наздиктар кардаанд. Зарбулмасалҳо ва мақолҳо тобишҳои маъноии сухани Камолро ба ҷилва оварда, ба каломи шоир мазмунҳои мухталиф ворид сохтаанд. Образҳое, ки дар зарбулмасалу мақолҳо ҳастанд, мазмунан вазифаҳои хеле рангорангро ба ҷо меоваранд. Камол бо ёрии онҳо ба ин ё он воқеаи ҳаёт баҳо медиҳад ва андешаҳои худро ҷамъбаст менамояд. Агар ба ашъори Камол амиқтар назар афканем, ба хубӣ дарк менамоем, ки шоир зарбулмасалу мақолҳои халқиро ба маъниҳои аслию маҷозӣ ба кор мебарад, мазмуну моҳияти ибратомӯзи онҳоро ба эътибор мегирад. Камол зарбулмасал ва мақолҳоро гоҳо чун як қисми фикру андеша ва, баъзан, чун натиҷаи муҳокимаҳои ақлӣ истифода мебарад. Чунончи, ӯ дар байти зерин баробари корбасти зарбулмасали «дӯст фидои раҳи дӯст» қиссаҳои Вомиқу Узро ва Лайлию Маҷнунро ҳамчун талмеҳ ёдовар шуда, аз «дӯст» илтиҷо менамояд, ки ӯро низ бикушад, то ки худро дар роҳи вафодорӣ ба қурбонӣ диҳад:

*Масал аст ин, ки бувад «дӯст фидои раҳи дӯст»,*
*Кушт ғам Вомиқу Маҷнун, ту бикуш низ маро (4,23).*

Дар чунин мавридҳо зарбулмасалу мақолҳо қисми таркибии байту сатрҳо ва, умуман, ғазалиёти Камолро ташкил карда, боиси бо қувваи зиёд иброз доштани ҳиссу ҳаяҷони баланди эҳсосии шоир мешаванд.

Баъзе зарбулмасалҳо дар ғазалиёти Камол натиҷаю хулосаи ибратбахши ҳикояту ривоятҳои халқӣ мебошанд, ки дар зиндагӣ бояд аз онҳо пайравӣ кард. Чунончи, зарбулмасалест машҳур дар байни мардум: «Ту некӣ мекуну бар Даҷла андоз, Ки Эзид дар биёбонат диҳад боз».

Камол қисми асосии ин андарзро бо тағйири ҷузъӣ дар чунин байти ошиқона ба кор мебарад:

*Чашм агар хоки дарат ҷӯяд, фикан дар доманаш,*
*Мардумон гӯянд: «Некӯӣ куну афкан дар об» (4,62).*

Зарбулмасали «Душманро ба шакар куш» дар байни мардум қарнҳост, ки машҳур аст. Маънии он душманро бо некӣ мағлуб кардан аст. Камол дар сатрҳои зайл ба он зарбулмасал ҳусну мазмуни тозае бахшидааст:

*Ба шакар, гуфтаанд, душман куш,*
*Дӯстонро лабат чаро куштааст? (4,110).*

Камоли Хуҷандӣ паҳлӯҳои мухталифу нозуки дурдонаи суханро дар таркиби зарбулмасалу мақолҳо чунон моҳирона ба риштаи назм мекашад, ки онҳо матлаби шоирро равшану барҷаста баён мекунанд ва ба ҳадаф мерасанд. Мисол:

*Гуфтӣ: «Паси ҳар тирагие равшание ҳаст»,*
*Чун аст, ки ҳаргиз шаби моро саҳаре нест?! (4,209).*

Шикояти шоир аз фурқати ёр, ба умеди ваъдаи висоли ӯ хун шудани дили ошиқ дар ин ҷо хеле мушаххас ифода ёфтааст. Дар ҷои дигар ҳамин маъниро хушбинона ба қалам меоварад:

*То чанд, Камол, ин ҳама андӯҳи ту з-он зулф,*
*Шаб гарчи дароз аст, ба ӯ ҳам саҳаре ҳаст (4,240).*

Зарбулмасали «Хар рафту расан бурд» маънии маҷозӣ дорад. Вай ба таври иҷборӣ аз даст рафтани дурри матлабро ифода мекунад. Хоҷа Камол дар ин мавриди муайян рақиби шумро ба «хар» ва сари зулфи маъшуқаро, ки ӯ аз дасти ошиқ рабудааст, ба «расан» нисбат дода, мефармояд:

*Бистонд рақибам сари зулфат зи кафу рафт,*
*Нав шуд масали куҳна, ки «хар рафту расан бурд» (4,283).*

Шоир баъзе зарбулмасалу мақолҳоро, ки маънии воқеӣ доранд, тағйир дода, ба афкори риндона созгор мекунад. Ба ин маънӣ сухан мазмуни аслии худро бо мундариҷаи маҷозӣ иваз менамояд.

«Ҳар чӣ бикорӣ, он даравӣ» мақолест машҳур дар байни хосу ом, ки аз санҷиши ҳаёт бигзашта, то ба имрӯз умри дароз дорад. Хоҷа Камол ҳамин маъниро чунин ба қалам меоварад:

*Зи лаб ба ҷуръа бидеҳ обу тухми ишрат кор,*
*Ки хоҷа он даравад аз ҷаҳон, ки мекорад.*

Манзури шоир тухми некӣ дар дили одамон коштан аст, то дар байни ҷомеа накӯӣ афзояд.

Дар байни халқ мақоли «Ранг бину ҳол пурс» хеле маъмул буда, чеҳраи инсон, ранги рӯйро чун баёнкунандаи вазъи моддию маънавӣ ва аҳволи саломатии ӯ таъкид месозад. Камол дар як ғазали худ, ки тобиши ҳаҷвӣ дорад, акси он мақолро чун киноя истифода мекунад:

*Ту зи мо васфи он ҷамол мапурс,*
*Лаби ӯ бину аз зулол мапурс.*
*Ақл гуфто: «Ба рӯи ӯ чунӣ?»*
*Гуфтамаш: «Рӯй бину ҳол мапурс» (4,11).*

Дар байти зайл мақоли «Ангурро хуру боғашро мапурс» хеле муносиб афтодааст:

*Ба бӯса себи зақан гуфтамаш: «Зи гулшани кист?»*
*Камол, гуфт: «Ту ангур хур, напурс аз боғ!» (4,51).*

Зарбулмасали «Девор муш дорад, муш гӯш дорад» огоҳ мекунад, ки дар ифшои роз эҳтиёт шарт аст, зеро касе онро метавонад бишнавад. Дар ғазали Камол ин зарбулмасал бо андак тағйир омада, аз сухбати маҳрамонаи ошиқу маъшуқ беҳтар будани хабар наёфтани ағёрро таъкид мекунад:

*Девор гӯш дораду ағёр низ чашм,*
*Мо чун кунем бо ту зи беруни дар сухан? (4,197).*

Дар гуфтору рафтор, дар сухан ва амал риоя кардани меъёр яке аз хусусиятҳои ахлоқи ҳамида аст. Халқи тоҷик ҳамин матлабро бо зарбулмасалҳои «Ба гилеми худ (ё ки ба кӯрпаи худ) нигоҳ карда, пой дароз бикун» баён кардаанд. Вақте ки Камоли Хуҷандӣ, он шоири хоксору фурӯтан маъшуқаро ба ҳарами дили худ мехонад ва бо ӯ наздикӣ меҷӯяд, маҳбуба нописандона мегӯяд, ки ҳадди худро нигоҳ дор. Ҳамин мазмун дар мақтаи як ғазали шоир хеле зебо ифода ёфтааст, ки он зарбулмасали зикраш рафтаро дар бар мегирад:

*Ту кӣ, Камол, боре, ки бисоти қурб ҷӯӣ,*
*Зи ҳади гилеми худ по натавон дароз кардан (4,214).*

Зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои форсӣ-тоҷикӣ дар девони Камоли Хуҷандӣ фаровонанд. Онҳо ҳамчун тазоҳуроти ақлу хирад, фаросат ва заковати халқ, мундариҷаи иҷтимоӣ, фалсафӣ, ахлоқӣ ва тарбиявии ашъори шоирро ғанитар, амиқтар ва рангинтар кардаанд. Дар осори Камол онҳо қисми таркибии маънӣ ва саноеи шеъри ӯро ташкил додаанд. Ба ин васила офаридаҳои Камол ба халқ наздиктар шудаанд. Камол ба моли мардум тобишҳои мухталифи маънавӣ бахшид, ҷилваи паҳлӯҳои гуногуни суханро ба зуҳур овард, онҳоро бо суҳони тафаккури шоирӣ сайқал дода, дубора ба соҳибаш баргардонд.

Ҳамзамон, худи Камол низ дар шеър маъниҳои амиқ, тоза ва рӯшан офарид, санъати каломи бадеиро мунаққаш сохт, нафистар, сермаънӣ, баландпарвоз кард. Табъи салими ӯ пайваста суханҳои нав меофарид, ки маъниҳои ғариб доштанд. Худи ӯ ба ин ҳунараш ишора мекунад:

*Суханҳои нав бишнавед аз Камол,*
*Ки инҳо дар ин рӯзҳо гуфтаем (4,99).*

Ё ин ки дар бораи ягонагии мазмун ва шакл мефармояд:

*Ёфт шуҳрат чу ҷамъ кард, Камол,*
*Ғазалу маънии ғариб бо ҳам (4,134).*

Муроди мо ин аст, ки Хоҷа Камол зарбулмасалу мақолҳои халқӣ, таъбирҳои мӯҷазро дар ғазалиёти худ на танҳо ҳамчун як сарчашмаи файзбахши тафаккури бадеии халқ истифода мекард, балки худаш ҳам суханҳои ҳикматнок мегуфт. Онҳо тадриҷан аз санҷиши ҳаёт гузашта, ба зарбулмасалу мақол табдил меёфтанд ва моли халқ мешуданд.

Асоси мустаҳкамии ин қабил гуфтаҳои Камоли Хуҷандӣ фик-ру андешаи амиқ ва нишонрас дар мисраъ ва байтҳост. Баъзе байтҳои шоир комилан ҳикматанд, дар бархе байтҳо ба хотири мисраи асосӣ мисраи дигар гуфта шудааст, ки вай ҳам аз маънии баланд тиҳӣ нест. Ҳикмату андарзҳои Камол, ки дар қолаби зарбулмасалу мақолҳо афтодаанд, мазмуну моҳияти фалсафӣ, ахлоқӣ, иҷтимоӣ ва тарбиявӣ доранд. Чанде аз онҳоро намуна меоварем:

*Гар бадал кардӣ ба сад Фирдавс гарди кӯйи дӯст,*
*Ройгон аз даст додӣ хоки пои дӯстро (4,33).*

* * *

*Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Камол,*
*Донаи гавҳар чӣ резӣ мурги арзанхораро (4,43).*

* * *

*Ҳоли дарди худ муҳиб ҳаргиз нагӯяд бо табиб,*
*Сахт бедардӣ бувад нолидан аз дарди ҳабиб (4,55).*

* * *

*Ҷаври саги кӯйи ту нагӯям ба рақибон,*
*Аз дӯст ба душман натавон бурд шикоят (4,146).*

* * *

*Зи қомати ту ба Тӯбо кашад дили зоҳид,*
*Касе, ки ишқ надорад, баландҳиммат нест (4,168).*

* * *

*Бе ту маро зиндагӣ ба кор наёяд,*
*Неъмати бе дӯст хушгувор наёяд (4,325).*

* * *

*Шӯхӣ аз чашми ӯ аҷаб набувад,*
*Мардуми мастро адаб набувад (4,417).*

* * *

*Фарз кардем, ки саҷҷода фикандӣ бар об,*
*Чун надорӣ гуҳари маърифате, кам зи хасӣ (4,390).*

Як ручӯи иҷмолӣ ба сарчашмаҳои эҷодиёти Хоҷа Камол моро ба хулосае овард, ки шоири мо аз Қуръони шариф то ҳадисҳои Расули акрам, аз осори пешвоёни абарқудрати назми форсӣ-тоҷикӣ то осори ҳакимони донишманд, аз асотир то адабиёти шифоҳии халқ тамоми мероси илмию адабӣ ва фарҳангии гузашта ва муосири худро аз худ карда, мазмуну моҳияти асосии онҳоро дар таҷрибаи адабӣ истифода бурдааст. Инҳо аз доираи васеи донишҳои динӣ, фалсафӣ, адабӣ ва фарҳангии Камоли Хуҷандӣ далолат мекунанд. Ҳамаи онҳо дар роҳи ташаккул ва такомули ҷаҳонбинии Шайх ва шоир, рушду камоли равияҳои асосии ғоявию бадеии эҷодиёт ва муайян шудани сабки инфиродии адабии ӯ нақши хеле муҳим бозидаанд.

**Пайнавишт:**


1. Айнӣ, Садриддин. Камоли Хуҷандӣ /Куллиёт.-Ҷ.11. –Душанбе: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1963. –с. 222-231.
2. Амир Хусрав. Осори мунтахаб. –Ҷ. 4. –Душанбе: Ирфон, 1975.
3. Асадуллоҳ, Саъдуллоҳ. Хоҷа Камол ва Амир Хусрави Деҳлавӣ //Ҳақиқати Ленинобод, 14 майи 1994.
4. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ (ҳамроҳ бо шарҳи ҳолу зиндагонӣ) /Ба эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ. -Ҷ.1. ва -Ҷ.2. –Теҳрон: Суруш, 1374ҳ. -1290 с.
5. Мавлоно Ҷалолиддин Муҳаммади Балхӣ. Маснавии маънавӣ (дар асоси матни Р.Никелсон ва муқобилаҳо бо дигар нусхаҳо). –Теҳрон, Нашри Замон, 2001. -728 с.
6. Мирзоев Абдулғанӣ. Камол ва як шарти муҳими омӯхтани ӯ /Сездаҳ мақола. –Душанбе: Ирфон, 1977. –с. 191-198.



*Аҳрор Мухторов*


## МЕРОСИ АДАБИИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ДАР ҲИНДУСТОН

Камоли Хуҷандӣ дар таърихи тоҷику форсӣ ҳамчун шоири ғазалсаро мақоми бузург дорад. Ғазалиёти ӯ дар мамолики гуногуни дунё интишор ёфтааст. Ин ҷо мо мехоҳем роҷеъ ба осори Камоли Хуҷандӣ, ки дар авохири соли 1981 ва авоили соли 1982 аз осорхонаҳо, китобхонаҳо ва бойгониҳои Ҳиндустон гирд овардаем, тааммул кунем.

Дар китобхонаи Мавлоно Озоди Донишгоҳи Алигарҳи Ҳиндустон чаҳор нусхаи девони Камоли Хуҷандӣ нигоҳдорӣ мешавад. Баъд аз мутолиаи онҳо маълум гардид, ки як нусхаи девон ба хато ба ду қисмат ҷудо шудааст. Нусхаи аввали девон бо ҳарфи «мим»-и қофия ба поён расида ва нусхаи дувум аз ҳарфи «нун»-и қофия оғоз мешавад. Андоза, ҳусни хат ва коғази ҳар ду нусха ба ҳам монананд.

Аз се нусхаи девони Камоли Хуҷандӣ як нусха хеле ҷолиб аст, вале, мутаассифона, фоқиди соли истинсох буда ва метавон онро ба қарнҳои понздаҳум-шонздаҳуми мелодӣ мансуб донист. Ашхоси номаълум дар вақтҳои гуногун дар сафаҳоти холии нусха ёддоштҳое навиштаанд, ки ба аҳволу осори Камол иртибот дошта, равшангари мақоми ӯ дар кишвари Ҳиндустон аст. Аз ҷумла, дар барги аввали нусха хаттоти хушнависе бо хати ҷалӣ ин абётро навиштааст:

*Ҳар кас, ки дар ин китоб наззора кунад,*
*Ёди дили ошиқони бечора кунад.*
*Сад тир хурад, гар назаре тез кунад,*
*Сад пора шавад, гар вараҷе пора кунад.*

Шояд ин хитоба сабаб шудааст, ки нусхаи мазкур бидуни ҳеч осебе то ба замони мо бирасад. Дар сафаҳоти холии нусха, ҳамчунин, иқтибосҳое аз тазкираҳои гуногун дар бораи Камоли Хуҷандӣ нақл шудаанд.

Нусхаи дигари девони Камоли Хуҷандӣ, ки дар китобхонаи мазкур маҳфуз аст, аввалу охир надорад. Аз таърихе, ки дар ҳошияи варақи аввал сабт шудааст, маълум мегардад, ки ин нусха дар солҳои шасти қарни ҳаждаҳуми мелодӣ навишта шудааст.

Дар китобхонаи Донишгоҳи Усмонияи шаҳри Ҳайдаробод нусхае бас зебо аз девони шоир мавҷуд аст, ки дар дувуми моҳи сафари соли 1142 ҳиҷрӣ аз ҷониби котиби номаълуме китобат шудааст. Ҳамин гуна нусхаи гулкоришудае дар бойгонии шаҳри мазкур низ нигоҳдорӣ мешавад. Дар ин нусха ба ҷуз девони Камол, ашъори шоир Носир низ ҷой дода шудааст. Ҳамчунин, дар бойгонии мазкур ду нусхаи дигар аз девони Камол маҳфуз аст, ки яке ҷайбӣ буда ва дигаре дорои 452 сафҳа мебошад ва бо ин байти шоир поён меёбад:

*Фитад аз сари сабзи мо кулоҳ(?),*
*Ба ҷое, ки ҳаргиз нарӯяд гиёҳ.*

Ҳар се нусха дар қарни ҳаждаҳум китобат шудаанд.

Дар китобхонаи Худобахши шаҳри Патнаи вилояти Биҳор чаҳор нусха аз девони Камол маҳфузанд. Яке аз онҳо дар феҳрасти китобхона ба иштибоҳ девони Камоли Исмоил зикр шудааст. Вале дар моҳи сентябри соли 1981 м. хонандае нусхаи мазкурро бо девонҳои ҳар ду Камол муқоиса намуда, дар ҳошияи варақи аввал навиштааст: «Ин девон аз Камоли Хуҷандӣ аст, на аз Камоли Исмоил». Чунин иштибоҳҳое дар бархе аз маҷмӯаҳои дигар аз китобхонаҳои Ҳиндустон низ ба назар мерасад.

Бавижа, ду нусхаи китобхонаи шаҳри Патна шоёни тавақ-ҷуҳанд. Нусхаи шумораи 471 дар соли 886 ҳиҷрӣ/1482 милодӣ китобат шуда ва шомили 310 барг аст. Ин нусха аз нусхаҳои қадимӣ буда, барои омода кардани чопҳои илмиву интиқодӣ

метавонад кӯмак намояд. Ин нусха аз лиҳози китобат низ хеле ғолиб буда ва бо хате ба ниҳоят зебо истинсох шудааст. Нусхаи дигар, ки таҳти шумораи 472 маҳфуз аст, дар соли 992 ҳиҷрӣ/1584 мелодӣ китобат шуда, 226 баргро дар бар мегирад. Дар ҳошияи девон бо рангҳои сиёҳ ва қирмиз байтҳои гуногуни худи Камолу шоирони дигар сабт шудаанд, ки ҷиҳати таҳқиқи қиёсии ашъори шоир бисёр судманданд.

Нусхаҳои зиёде аз девони Камоли Хуҷандӣ дар китобхонаи Ризои шаҳри Ромпур маҳфузанд, ки як нусхаи он дар соли 978 ҳиҷрӣ/1571 мелодӣ сурат гирифта ва бо ҷумлаҳои зайл анҷом пазируфтааст: «Итмоми китоб дар балдаи фохираи ҳазрати Деҳлӣ. ал-абд-ул-фақир ал-ҳақир Фатҳхон ибни Исроил ба ёдгор навиштам ман ин китобро, вагарна хати ман лоиқи китобат нест». Нусхаи дигар, ки шомили сесад барг аст, бо ҷумлаи зер поён ёфтааст: «Таммати-л-китоб ба фармудаи ҳазрати нувоби номдори гардуниқтидор Муҳаммадсаидхон ба таърихи 3 шаҳри ҷимодиюссонӣ санаи сабъа ва алф, катабаҳу Ҷалолуддин Маҳмуд ал-Ҳусайн». Дар нусхаи дигар девони Камоли Хуҷандӣ бо девони Салим бо ҳам омадааст. Дар китобхонаи мазкур нусхае таҳти унвони «маҷмӯаи давовин» мавҷуд аст, ки дар соли 1188 ҳиҷрӣ / 1775 мелодӣ китобат шуда ва ёздаҳ барги онро «Интихоби девони Камоли Хуҷандӣ» ташкил медиҳад. Дар «Академияи Ғолиб» нусхае аз девони Камоли Хуҷандӣ нигаҳдорӣ мешавад, ки дар сафҳаи охири он номи котиб Муҳаммад Толиб ибни Муллоҳасан ал-Шабдорӣ сабт шудааст. Дар поёни нусха абёти зайл оварда шудааст:

*Эй булбули хушнағма зи мо бод саломат,*
*Ҳар мург, ки бар сидра ҳамин нағма сарояд.*
*Номи ту аз он хурд шуд аз модари фитрат.*
*К-он хурдшинос ҳам аз табъи ту зояд.*
*Ҳар нақш, ки дар парда нуҳуфтӣ зи наю чанг,*
*Ҷуз моҳи наваш Зӯҳра ба ангушт сарояд.*

Аксар нусхаҳои девони Камоли Хуҷандӣ дар Ҳиндустон китобатшуда, барои ҳокимони ин кишвар омода гардидааст. Таваҷҷуҳи зиёди аҳли дарбори Темуриёни Ҳиндро ба ашъори Камоли Хуҷандӣ аз баёзи китобхонаи Худобахши шаҳри Патна ҳам метавон пай бурд. Баёзи 9 зулқаъдаи соли 1052 ҳиҷрӣ бо хати насхи зебо китобат шудааст. Дар барги аввал дар девораҳои заррин номи шоироне, ки ашъорашон сабт шудааст, омадааст. Аз ҷумла, исми шоирон: Сайид Қосими Анвор, Камоли Хуҷандӣ, Шайх Саъдӣ, Ҳофиз, Хусрав, Мавлоно, Амир Ҳасан, Носиралӣ, Мавлоно Имод, Мавлоно Озарӣ, Мавлоно Амиршоҳӣ, Мавлоно Хаёлии Тӯсӣ, Мавлоно Бисотӣ, Мавлоно Котибӣ, Хоҷа Салмон, Мавлоно Муштарӣ, Мавлоно Убайд, Саид Ҷалол, Хоҷа Исмат. Дар доираи бузургу васат доираҳои кӯчаки ҷумлаҳои зер навишта шудаанд: «Аз ҷумлаи кутуби хазинаи омираи султони салотини аъзам, хоқони хавоқини Мукаррамшоҳӣ динпарвари исломпаноҳ, сояи баланди пояи инояти оли султон Абдуллоҳи Қутбшоҳ… ин маҷмӯа гулдастае аст ба гулшани суханварӣ ва андалебони ҷодуалҳони чорбоғи нуктаофарини дақиқпарварӣ, ки латофату назокату фасоҳату балоғати ҳаждаҳ ҳазор олами маонӣ дар он мундариҷ аст, гулҳои димоғпарвари абёту ғазалашро интихоб намудаанд ва асомии сомӣ ва номии он шуарои азимушшаън, ки ҳар як маркази доираи суханофарин аст. Дар доирае, ки гирди ин кашида шуда, марқум аст». Ин суханон ба Камоли Хуҷандӣ низ иртибот дорад. Аз навиштаи котиби нусха маълум мегардад, ки баёзи мазкур барои султон Абдуллоҳи Қутбшоҳӣ тартиб дода шудааст. Хонадони Қутбшоҳиён аз соли 1618 то соли 1687 мелодӣ дар вилояти Дакан ҳукмронӣ кардаанд ва пойтахти онҳо шаҳри

Ҳайдаробод буд. Ин нусха аз он ҷо ба шаҳри Патна бурда шудааст. Хонандагони нусха баъд аз мутолиаи он чунин ёддоштҳое кардаанд: «Ганҷинаи саодат», «Оламитарин намуна». Дар поёни нусха омадааст: «Рӯзи Душанбе ба таърихи 3 моҳи мубораки зулқаъдаи санаи 52». Ин шоҳиди раъно ба дӯшизаи саркардаи ҳусни боҳиммат иборат аз маҷмӯаи мунтахаб-ул-ашъори балоғатмашҳури он каломони замон аст, итмому таҳлил пазируфт». Дар баёз таҳти унвони «Камоли Хуҷандӣ фармояд» бист шеъри шоир, ки иборат аст аз яксаду чиҳил байт, нақл шудааст.

Ашъори Камоли Хуҷандӣ дар баёзҳои дигари китобхонаҳои гуногуни Ҳиндустон низ ба назар мерасад. Аз ҷумла, дар китобхонаи Донишгоҳи Усмонии шаҳри Ҳайдаробод китобе таҳти унвони «Интихоби каломи шуарои мутақаддим» маҳфуз аст. Дар он се ғазали Камоли Хуҷандӣ низ мавҷуд аст. Маҷмӯа бо байти зайл ба поён мерасад:

*Хоксорони ҷаҳонро ба ҳақорат манигар,*
*Ту чӣ донӣ, ки дар ин гард саворе бошад.*

Дар китобхонаи Мавлоно Озоди Донишгоҳи Алигарҳ нусхае таҳти унвони «Маҷмӯаи каломи шуарои форсиву туркӣ» нигоҳ дошта мешавад, ки ашъори 237 шоирро фаро мегирад. Дар он яксаду як байти шеъри Камоли Хуҷандӣ ҷой дода шудааст.

Ашъори Камоли Хуҷандӣ дар нусхаҳои фаровони китобхонаҳои Кашмир низ мавҷуд аст. Аз ҷумла, дар захираи дастнависҳои Донишгоҳи Кашмир таҳти шумораи 957 девони мукаммали шоир нигаҳдорӣ мешавад, ки дар савуми моҳи рабеъулаввали санаи 1273 ҳиҷрӣ китобат ёфтааст. Дар «Баёзи форсӣ»-и китобхонаи мазкур низ дар бист саҳифа шеърҳои шоир ҷой дода шудаанд.

Дар китобхонаи Донишгоҳи Усмонияи шаҳри Ҳайдаробод нусхае таҳти унвони «Мунтахаботи рубоиёт» маҳфуз аст, ки бо рубоии зерини Рӯдакӣ оғоз мешавад:

*Ҳон, Рӯдакӣ аз қайди ғам озод бизӣ,*
*Бо хотири хурраму дили шод бизӣ.*
*Вайронии худ мангару ободии даҳр,*
*Вайронии даҳр бину озод бизӣ.*

Дар ин маҷмӯа ду рубоии Камоли Хуҷандӣ низ ба назар мерасад. Ба тавре ки мебинем, ашъори Камоли Хуҷандӣ дар Ҳиндустон шуҳрати бисёр доштааст. Мо ин ҷо роҷеъ ба нусхаҳои баъзе китобхонаҳои Ҳиндустон, ки зимни сафарҳои худ ба он кишвар боздид намудем, сухан рондем. Бешак, дар ганҷинаҳои дигари нусхаҳои хаттии ин кишвар низ нусхаҳои зиёде аз маҷмӯаи ашъори Камоли Хуҷандӣ маҳфуз аст, ки пайдо кардану мавриди баррасӣ қарор додани онҳо сафаҳоти торики аҳволу ашъори шоирро рӯшантар хоҳад кард.

*Аълохон Афсаҳзод*

## ОСОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Мероси адабии боқигузоштаи Камоли Хуҷандӣ чандон зиёд нест. Аз худ девоне боқӣ гузоштааст, ки дар китобхонаҳои олам нусхаҳои қаламии он хеле зиёданд. Ин девон чандин бор тартиб дода шудааст. Бинобар гуфтаи Фурсати Шерозӣ, ӯ дар даст

аз Камоли Хуҷандӣ девоне доштааст, ки соли 771 ҳиҷрӣ – 1369 мелодӣ китобат шуда будааст. Нусхаи дигари девон, ки соли 801/1395 истинсох шудааст, дар китобхонаи донишманди маъруфи эронӣ шодравон Алиасғари Ҳикмат мавҷуд будааст. Мувофиқи навиштаи феҳристнигори эронӣ Ибни Юсуфи Шерозӣ, дастнависи рақами 266 китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолори Теҳрон, ки соли 821 ҳиҷрӣ – 1417 мелодӣ, пас аз 17 соли марги Камол, аз тарафи Алии Домғонӣ рӯйбардор шудааст, шомили дебочаест, ки дар он таъкид мегардад, ки нусхаи мазкур ғазалҳои Камолро, ки пеш аз баргаштани ӯ аз Сарой ба Табрез, яъне ҳангоми дурӣ аз Табрез суруда шудаанд, фаро мегирад. Ибни Юсуфи Шерозӣ менависад: “Дар муқаддимаи ин девон мақоми ирфону иршоди Камоли Хуҷандӣ ва алоқамандии муридон ба асари вай тазаккур дода шудаву ҷомеъ (ҷамъоварандагону нусхабардорон) гӯянд, ки ин девони вай шомили тамоми ашъору ғазалиётест, ки пеш аз рафтан аз Табрез ва дар ҳангоми ҳиҷрон аз он шаҳр сурудаанд ва инак, ки мурочиат кардаанд, барои истифодаи алоқамандон мураттаб гардид” (5,663-664).

Баъдтар нашири матни интиқодии тозаи девони Камоли Хуҷандӣ (Теҳрон, 1374) оқои Эраҷи Гулисурхӣ менависад, ки нигориши ин нусха “дар замони зинда будани Камоли Хуҷандӣ пас аз бозгашт аз Сарой ва иқомат дар хонақоҳи худ, яъне соли 798/1397 – А.А.) ҳиҷрӣ ҳудуди оғози қарни нуҳум ҷамъоварӣ шуда буд. Ин нусха ба хатти Алии Домғонист ва дар соли 821 /1417-А.А.) нигориши он поён ёфтааст. Мазияти бузурги нусха вуҷуди як муқаддима аст ва ин нахустин девони Камоли Хуҷандист, ки дорои муқаддима мебошад ва муқаддимаи он низ дорои фавоиди фаровонест, монанди таърихи рафтани Камол ба сӯи Сарой ва таърихи бозгаштанаш ва чигунагии оғози китобати девон бо ин тавзеҳ, ки ашъори ҷамъоваришуда бештар ҳамонҳост, ки Шайх дар даврони иқомат дар Сарой сурудааст” (2,15-16).

Азбаски асли ин девон аз ҳамон шеърҳое таркиб ёфтааст, ки баъди аз Сарой ба Табрез баргаштани Камол ва ё ҳангоми ҳанӯз дар Сарой будани шоир суруда шудаанд, албатта, дар он бис-ёр шеърҳои Камол, ки баъд иншо шудаанд, мавҷуд нестанд. Бинобар ҳамин, он нусха танҳо як қасида, 817 ғазал, 71 қитъа, 11 рубоӣ ва 14 муамморо шомил аст. Оқои Эраҷи Гулисурхӣ ба ашъори фавқ, ки дар нусхаи истинсохи соли 859 / 1455 низ мавҷуданд, аз рӯи нашри К.Шидфар (Маскав, 1975) се қасида, 163 ғазал, 30 қитъа, 1 рубоии мустазод, 2 тарона, 1 муаммо, 1 маснавии кӯтоҳ ва 6 фард (такбайт) –ро илова карда, ба табъ расонид. Тадвини асли нусхаи қаламии ин девон соли 798 ва ё дар ҳудуди 800 ҳиҷрӣ (яъне солҳои 1397-1400 мелодӣ) бо кӯшиши муридону мухлисони Камоли Хуҷандӣ сурат гирифтааст. Албатта, дар давоми беш аз бист сол мураттаб гардидани девони ҳаҷман на чандон бузург (дар ҳаҷми тақрибан 7000 байт) ақлпазир нест. Бар замми ин, Шайх аз мухлисони худ тақозо мекунад, ки ҳангоми китобати ҳар нусха ашъори ӯро бе каму кост ва бе ҳеҷ гуна ислоҳу тағйир сабт намоянд:

*Макун хоҷа, ислоҳи шеъри Камол,*
*Қабул аз ту, аз банда фармудан аст.*
*Ки пеши ман ислоҳи шеъре чунин,*
*Ба гил байти маъмур андудан аст.*

Аз ин рӯ, ба андешаи ман солҳои 798-800 ҳиҷрӣ – 1397-1400 мелодӣ санаи тадвини асли девон ҳангоми зиндагии шоир дар Волиёнкӯҳ дар хонақоҳи Камоли Хуҷандӣ буда, соли 821 ҳиҷрӣ (1418 мелодӣ) таърихи китобат ва нусхабардории он аст. Ин нусхаи муътабар акнун таҳти рақами 266 дар ганҷинаи кутуби хаттии Китобхонаи Шаҳид Мутаххарӣ нигаҳдорӣ мешавад. Чунонки ишорат рафт, асли

девон дар Валиёнкӯҳи Табрез дар хонақоҳи Камоли Хуҷандӣ, тадвин шудааст, аммо нусхаи мавсуфро Алии Домғонӣ дар моҳи зилҳиҷҷаи санаи 821 ҳиҷрӣ – 1418 мелодӣ дар Язд рӯйбардор намудааст, ки дар ҳеч сурат ин таърихро наметавон чун давоми таърихи тадвини девоне донист, ки соли 798 ҳиҷрӣ дар Табрез барои сурат гирифтани он иқдом шудааст. Дар воқеъ ҳам, аз он нусхаи анҷомпазируфта нусхаҳои дигаре низ бардошта шудааст, ки нусхаи хаттии девони Камоли Хуҷандӣ, ки соли 859 ҳиҷрӣ (1455 мелодӣ) ба хатти Муҳаммади Ҷомӣ, ки шояд бародари Абдурраҳмони Ҷомӣ бошад, интинсох гардидааст, аз қабили он бошад. Дар пушти сафҳаи аввали он чунин навишта шудааст: "Бирасми хизонати-л-кутуби ас-султони-л-аъзам Абулқосим Бобур Баҳодурхон, халладаллоҳу ва султонаҳу, би саъйи-л-ъабди-з-заъиф Шайх Ҳоҷӣ Ҳасани Хондор". Дар охири китоб сабт гардидааст: "Нигориши Муҳаммад ал-Ҷомӣ дар авосити моҳи ҷимодиюлаввали санаи 859 ҳиҷрӣ". Нимаи моҳи ҷимодиюлаввали санаи 859 ба моҳи июли соли 1455 баробар аст. Ба қавли Б.Мақсудов ҳаҷми нусхаи қаламии мавсуф 143 варақ буда, тақрибан дорои 8400 байт аст. Ҳамчунин, чӣ навъе ки зикраш гузашт, дар китобхонаи Остони Қудси Разавии Машҳад нусхаи қаламие таҳти шумораи 4739 маҳфуз аст, ки онро дар ҳудуди соли 800 ҳиҷрӣ (1397 мелодӣ) яке аз мухлисони Камоли Хуҷандӣ ҷамъ овардааст. Роҷеъ ба нусхаи мавсуф Аҳмад Гулчини Маонӣ чунин қайде дорад: "Девони Камоли Хуҷандӣ. Нусхаи нафису мумтоз, ки дар ҳаёти шоир танзим гардидаву ҷомеъи девон дебочаи муфассале бар он нигоштааст, ки дар нусхаҳои дигар дида нашуда. Мутаассифона, оғозу анҷоми дебоча ва аз аввали ғазалиёту охири нусха афтодааст" (1,497). Аслан гап дар сари он аст, ки эҳтимол худи Камол девонашро тартиб надода бошад, зеро ӯ дар як қитъаи хеш аз кам ва барои тадвини девон нокифоя будани ашъори худ изҳори ақида мекунад:

*Гуфт соҳибдиле ба ман, ки чарост,*
*Ки туро шеър ҳасту девон нест?*
*Гуфтам: "Аз баҳри он ки чун дигарон,*
*Сухани ман пуру фаровон нест".*
*Гуфт: "Ҳарчанд гуфтаи ту кам аст,*
*Камтар аз гуфтаҳои эшон нест!"*

Ба ҳар ҳол нусхаҳои мукаммали девони Камоли Хуҷандӣ маълуму машҳур будааст. Ҳаҷми онро тазкиранависи асри XVI Абдуллоҳи Кобулӣ 14.000 байт гуфтааст (3,128а). Вале тазкиранависи дигари асри XVI Тақии Кошӣ менависад: "Девони шеъри вай, он чи ба назари ин муаллиф расид, қариб ба даҳ ҳазор байт бувад, муштамил ба ғазал ва муқаттаот ва рубоӣ ва гӯё, Шайхро ба ғайр аз девони ғазал шеъри дигар нест ва ба мадҳи мулук ва қасоид ва маснавиёт илтифот нанамуда. Зоҳиран, аз худи ҳамин девон ҳам баъзе ашъори Камол аз байн рафтааст, зеро девони чопи Табрези шоир шомили 6974 байт буда, дар он бисёр ғазалҳои машҳури Камол, ҳатто ғазалҳои "Ҷонро ба ҷуз лабони ту оби ҳаёт нест", "Ё Раб, ин дарди дилу фурқати ҷонон то кай?", "Дил муқими кӯи ҷонон асту ман ин ҷо ғариб" ва амсоли инҳо дохил нашудаанд. Аз ин ҷиҳат, ин девонро наметавон комил шумурд. Профессор Ш.Ҳусейнзода, ки доир ба эҷодиёти Камол дар давоми қариб ним аср тадқиқоти махсус бурдааст, ҳаҷми ашъори нусхаҳои хаттии девони Камолро, ки дар китобхонаҳои Тоҷикистону Ӯзбекистон маҳфузанд, 7989 муайян мекунад. Бадриддин Мақсудов, ки низ чанд солро ба таҳқиқу пажӯҳиши осори Камоли Хуҷандӣ гузаронидааст, миқдори ашъори дастраси ӯро 8156 шуморидааст.

Нахустин бор кай, аз тарафи кӣ ва дар куҷо мураттаб гардидани девони Камоли Хуҷандӣ маълум нест. Натиҷаи кӯшиши нахустин шояд ҳамон девоне бошад, ки соли 771/1369 тадвин гардида будааст. Ба ҳар ҳол, худи Камол, ки дар мавриде барои тадвини девон нокифоя будани ашъори хешро таъкид карда буд, дар мавриди дигар аз мавҷудияти девони худ сухан ба миён меорад:

*Табъи ту, Камол, кимиёест,*
*К-аз вай сухани ту ҳамчу зар шуд!*
*Девони ту дӣ яке ҳамехонд,*
*Дидам, ки даҳон-ш пуршакар шуд!*
*Аз гояти лутфу обдорӣ,*
*Ҳосид суханат шуниду тар шуд!*

Ҷунги ашъоре, ки хеле қадима буда, дар қатори ашъори чанд нафар шоирони асри XIV мелодӣ 18 ғазали Камолро низ шомил будааст, дар нашри девони Камол, ки онро Азизи Давлатободӣ истифода бурдааст, ба ҷои вожаи "Ҳосид" номи "Ҳофиз"-ро сабт кардааст, ки яқин мурод Ҳофизи Шерозист. Аз ин нукта метавон ба хулосае омад, ки девони Камоли Хуҷандӣ дар замони зиндагии Ҳофиз (ваф.1389 мелодӣ) дар маҳфилҳои адабӣ дар гардиш будааст. Ин матлаб низ мусаллам аст, ки девони Камоли Хуҷандӣ ҳанӯз дар замони зиндагии худи шоир шуҳрати азиме касб намуда, даст ба даст мегаштааст. Ба ин нукта чандин бор дар он вақт тадвин шудани он бурҳони гӯёст. Аз ин гузашта, худи Камол гаштаву баргашта дар фахрияҳои хеш таъкид менамояд, ки ягона дороии ӯ ҳамин дарахти маонист, ки талабгорони он аҳли фазл буда, зарталабону ҷоҳпарастон ба он майле надоранд:

*Зарталабон ҳамчу дур ҳалқабагӯш омаданд,*
*Шукр, к-аз озодагӣ банда дар он силк нест!*
*Бог агарам нест, ҳаст нахли маонӣ басе,*
*Нахли маро баргу шох, ҷуз варақу килк нест.*
*Хомаи мулкии ман нест ба ҷуз байти шеър,*
*Мулки дигар қофияст, қофия худ милк нест!*

Баръакси "зарталабон", санъатталабони замони шоир ҳамеша хоҳони сухани Камоли Хуҷандӣ буда, дарёфти онро барои худ неъмати осмонӣ мешумурдаанд. Камол худ дар мавриде бо камоли ифтихор изҳор менамояд, ки суханҳои ӯ сеҳр буда, худаш барои санъатталабон беҳтарин устоди фан аст:

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон, бод ҳалолат,*
*Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд.*

Вале, бо ин ҳама, аз кадом вақт ба шеърнависӣ оғоз намудани Камол ва чун устод эътироф шудани ӯро муайян кардан душвор аст. Ба ҳар ҳол ӯ аз ибтидо соҳиби табъи худодод, заковати фитрӣ ва салиқаи табиӣ будааст. Вай дар як ғазали хеш, ки аз ҷавонӣ, ошиқӣ ва мастии худ хабар медиҳад:

*Камол, аз дунйии дунам чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯӣ,*
*Ҷавонам, ошиқам, мастам, гам аз дунёи дун дорам.*

-байтҳои ниҳоят олӣ дорад, ки далели даъвои болост:

*Ту ҳамчун субҳ механдиву ман чун шамъ мегирям,*
*Намедонӣ, ки ин ҳолат ман аз сӯзи дарун дорам!*

Ба ин маънӣ шоир дуруст мефармояд, ки ҳамзамонҳояш малоҳати сухану латофати гуфтори ӯро чун асрори илоҳӣ ва лутфи Худовандӣ мепазируфтаанд:

*Инҳо на мақолати Камол аст,*
*Асрори Худост, ин газал нест.*

Ва ё:

*Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,*
*В-арна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт!*

Ба тарзи куллӣ, Камоли Хуҷандӣ девони худро боғи пургули маонӣ шумурда, ашъори дигаронро чун хори сари девор ҳисоб мекунад, ки барои муҳофизати боғ ва самароти он хизмат менамоянд:

*Богест пур аз гули маонӣ*
*Девони Камол, тозааш дор.*
*Шеъри дигарон чу хорбасте*
*Перомуни он ба ҷои девор.*
*То сунбулу наргисаш начинанд*
*Дуздони гули риёзи ашъор!*

Дарвоқеъ, ғазалҳои равону соф ва мастибахшу шодиовари Камолро хонда ва ё шунуфта, кас бидуни ихтиёр байти худи ӯро ба забон меорад, ки фармудааст:

*Аҳсант, Камол, ин на газал, оби ҳаёт аст,*
*Имрӯз бад-ин лутфу равонӣ сухани кист?!*

Барҳақ, Камол шоири латифгуфтор, суханпардози ғарибхаёл ва адиби ниҳоят бориксанҷ аст. Ҳар як байти ӯ як мазмуни баланд, хаёлоти латиф ва маонии бикре дорад. Абдурраҳмони Ҷомӣ ин матлаброо дақиқона пай бурда, дар "Баҳористон" қайд кардааст: "Вай дар латофати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир нест" (4,107). Худи Камол ҳам дар мавридҳои зиёд хештанро тӯтиву булбул ва андалеб хонда, девони худро "боғи пур аз гули маонӣ" мешуморад ва таъкид мекунад, ки ашъори ӯ душворфаҳм аст, аз болои онҳо сатҳӣ набояд гузашт. Аз ин рӯ, ғазалҳои ӯро бо камоли сабру тааммул мутолиа намуда, он гоҳ ба дарки маъниҳои нозуки он расидан мумкин аст. Шоир мефармояд:

*Чу девони Камол афтад ба дастат,*
*Навис аз шеъри ӯ чандон, ки хоҳӣ.*
*Хаёлоти гарибу лутфи ҳарфаш*
*Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ,*
*Зи ҳар лафзаш равон магзар чу хома,*
*Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чун сиёҳӣ!*

Девони Камол, бар замми ғазал, дорои як силсила қитъаву рубоӣ низ мебошад.

Қитъаҳои Камол бештар оҳанги ҳаҷвӣ ва шӯхӣ дошта, баъзеашон ба мавзӯъҳои ахлоқ низ бахшида шудаанд. Махсусан, қитъаҳои ҳаҷвӣ ва шӯхиомези ӯ пурмалоҳат ва завқбахш мебошанд. Ба шеваи баёни ин қитъа таваҷҷуҳ фармоед:

*Хостам аз ходими матбах ҳисоб*
*Баррае, к-он кушту бар сепоя бурд.*
*Гуфт: "Бар расми фидо, к-он суди туст,*
*Ҳашви он ҳамсояи бемоя бурд.*
*Пиҳу гурда ҳоҷии саққо гирифт,*
*Ширдонро гандапири доя бурд".*
*Гуфтамаш: "Дилро куҷо бурдӣ, ки нест".*
*Гуфт: "Дилро духтари ҳамсоя бурд".*

Баробари лутфи сухан дар қитъаҳои Камол фахрия, лаҳзаҳои зиндагӣ, ақоиду ҷаҳонбинӣ ва афкори панду насиҳатии ӯ баён гардида, аз онҳо муносибати шоир нисбат ба ҳодисаҳои замони худ ва баъзе муосиронаш ифода ёфтаанд:

*Киса макун аз зару сим, эй писар,*
*Кисабуронанд дар ин раҳгузар!*
*Кисатиҳӣ бошу биёсо, Камол,*
*Ҳар кӣ тиҳикисатар, осудатар.*

Чаро қитъаҳои Камол ин қадар гуворо ва дилпазиранд? Чунки ӯ аз имкониятҳои лафз, оҳангу тобишҳои калима, лутфи сухан ва аломатҳои ашё моҳирона истифода мебарад, мисли чашмакҳои най ва гӯшакҳои уд дар қитъаи зайл:

*Най ба овози уд гуфт нуҳуфт:*
*“Ҳама чашмем, то бурун оӣ!”.*
*Уд гуфташ, ки: “Ростӣ, мо низ,*
*Ҳама гӯшем, то чӣ фармоӣ”.*

Қитъаи дигар, ки бо баёне латиф иншо гардидааст, низ устодона ба қалам омадааст:

*Мо зи ташрифи Мир Абдуллоҳ,*
*Нек осудаву қавӣ шодем.*
*Нест моро зи суҳбаташ гилае,*
*Лекин аз гӯши ӯ ба фарёдем!*

Матлаб дар қитъаҳои Камол ба танз, вале расо баён мешавад. Ба қитъаи зайл диққат гуморед:

*Ба самъи Шайх Муҳаммад, аё сабо, бирасон,*
*Ки бод пираҳани сабри мо зи дасти ту чок.*
*Дар ин ҷаҳон, ки бувад ранҷу роҳаташ гузарон,*
*На дӯстист, ки бошӣ ту шоду мо гамнок.*
*Касе, ки ӯ пайи дунё зи даст дод диле,*
*Фурӯхт домани дунё ба камтарин хошок!*
*Гузашт муддати шаш моҳу қурби соле шуд,*
*Ки туҳфаест фиристодам аз ақидаи пок!*
*Бад-он умед, ки ташрифи банда бифристӣ,*
*Зи бандагони худу аз касе надорӣ бок.*
*Шунидам, ки ҳанӯзат наёмадаст ба даст,*
*Ғуломаке, ки сабукрӯҳ бошаду чолок.*
*Маро гулом ба айёми зиндагӣ бояд,*
*На он ки баъди вафотам бувад муҷовири хок.*

Ба назарам, ҳамин чанд қитъа ва қитъаҳои дигаре, ки дар рафти матолиби рисолаи ҳозир истифода шудаанд, басанда аст, ки аз муҳтавиёт ва шеваи баёни қитъаҳои Камоли Хуҷандӣ тасаввури кофӣ ҳосил карда бошанд.

Рубоиҳои Камол ҳама ошиқона буда, дар онҳо масоили дигаре аз қабили ҳикмат ва ирфону фалсафа дида намешаванд. Ин рубоиҳо латиф ва хушоҳанг бошанд ҳам, дар эҷодиёти Камол мавқеи хосе надоранд ва аз рубоиҳои устодони ин фан кам фарқ мекунанд. Барои мисол ду намуна меорем:

*Гуфтам: “Ба чӣ монад мижаат?” Гуфт: “Синон”.*
*Гуфтам, ки: “Чу қаддам чӣ бувад?”. Гуфт: “Камон”.*
*Гуфтам: “Чу биёӣ, чӣ барӣ?”. Гуфт, ки: “Дил”.*
*Гуфтам: “Чӣ диҳам, то наравӣ?”. Гуфт, ки: “Ҷон”.*

Ва ё:

*Дӣ ҷилвагарӣ бибин, ки ороcт маро,*
*Хони карами Худо муҳайёст маро.*
*Ҳалво чу загора буд дар суфраи мо,*
*Имрӯз ҳамон загора ҳалвост маро.*

Маълум мешавад, ки Камол қасида ва осори мансур низ дош-тааст, аммо то ҳол се-чаҳор қасидаи ӯ дастрас асту бас. Вале аз осори мансури ӯ касе хабар намедиҳад. Худи шоир мефармояд:

*Бурданд, Камол, гӯи даъвӣ,*

*Назми туву наср - ҳар ду бо ҳам.*
*Ин аз шуарои мотааххар*
*В-он аз фузалои мотақаддам.*

Агар девони Камоли Хуҷандӣ бо диққат санҷида шавад, маълум мегардад, ки шахсияти хешро ба муридону мухлисон ва хонандагону шунавандагони гуфтори шакарбори худ гаштаву баргашта муаррифӣ менамояд. Худро дар олами рӯҳоният ба сифати "порсо", "ориф", "дарвеш", "сӯфии некэътиқод" мешиносонад. Аммо дар баробари шайху орифи сӯфимашраб будан, дар мулки сухан чун шоири нозуктабъ маъруф аст. Аз ин рӯ, худро дар гулзори сухан "тӯтӣ", "андалеб", "қумрӣ" ва "булбул" шумурда, дар зиндагии ҳаррӯзаи воқеӣ ҳамчун фақиру ҳақир ва бечораву мискин ва аз ҷиҳати рафтор гӯшанишин эътироф мекунад. Чун ошиқ хештанро ба сифатҳои "сахтҷон", "мискинтан", "танҳо", "ғариб", "бекас" ва амсоли инҳо ба ихлосмандонаш мешиносонад. Аз табъи мавзун сухани малеҳ, адои нозук ва ҷазабаи каломи худ хеле менозад ва аз он мефахрад, ки шеъри тари мухайяли ӯро ҳамзамонҳояш бо сифатҳои "сеҳр", "ноб", "зулол", "оби зулол", "дурр", "луълуъ", "шакар", "диловез", "борик" ва монанди инҳо эътироф кардаанд. Худи Камол низ гуфтори хеш, хоса, ғазалҳояшро васф намуда, хештанро чун ҷодугуфтори нозуксухан ситоиш мекунад ва иброз медорад, ки каломи латифи ӯ зодаи табъи нозук буда, падидаҳои рӯзгорро бо чашми гавҳаршиносе санҷида, дар кӯраи ақлу шуур обутоб дода, дар қолабҳои дилрабо таҷассум кардааст. Аз ҳамин рӯ, табъи Камол ҷоме дар камоли латофат буда, девони Камол авроқи гулро мемонад. Шоир мефармояд:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чӣ баъд аз камол, нуқсон аст!*

Ҳанӯз дар овони ҷавонӣ Камол худро чун шахси аз қуюди зиндагӣ озод, бебок, ринд, маст ва ошиқ шиносонда, бо камоли ифтихор гуфта буд:

*Камол, аз дунйии дунам, чӣ тарсонӣ, чӣ мегӯӣ?*
*Ҷавонам, ошиқам, мастам, гам аз дунёи дун дорам?!*

Дар даврони пирӣ ҳам бар ҳамон ақидае, ки дар ҷавонӣ дошт, устувор монда, ба худ хитоб мекунад:

*Ғам махур чун зоҳидони хушк аз пирӣ, Камол,*
*То газалҳои тари чун об гуфтан метавон!*

Камол аслан шоири ғазалсарост. Ҳунари баланди шоирии ӯ, асосан, дар эҷоди ғазал ҳувайдо мегардад. Худи Камол ҳам дар ин фан хештанро бемонанд мешуморад, ки, алҳақ, дуруст аст:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд!*
*Ин яке дар газал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд!*
*Филмасал, дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд!*

Ба мулоҳизаи устод Айнӣ, ибораи аз Камоли Исмоил бо мӯе чанд фарқ доштани Камоли Хуҷандӣ ишора ба риши калони худи ӯст. Шояд ягон маънои дигар ҳам дар он мафҳум нуҳуфта бошад.

Бадеҳист, ки бештарин ҳиссаи девони шоирони ғазалсароро ғазал ташкил медиҳад, ки Камол, албатта, аз ин қоида мустасно нест. Аммо бо таассуф метавон хотирнишон кард, ки бо вуҷуди маълум будани нусхаҳои хуби хаттии девони Камоли Хуҷандӣ то ҳол матни қаноатбахши он таҳия ва нашр нашудааст. Нашрҳои Табрез,

Душанбе, Тошканд ва Маскав ҷавобгӯи талаботу муқаррарот ва иқтизову ниёзҳои илмӣ нестанд, ки дар заминаи онҳо битавонем дар хусуси басомади жанрии эҷодиёти шоир, аз ҷумла, ғазалиёташ муҳокимаи дурусте ронда бошӣ. Алҳол, ҳамин қадар метавон овард, ки девони дар асоси панҷ нусхаи хаттӣ бо тасҳеҳ ва эҳтимоми Азизи Давлатободӣ соли 1958 дар Табрез нашргардидаи шоир аз 6974 байт иборат буда, 944 ғазал, 87 қитъа, 31 рубоӣ, 2 қасида, 1 маснавии кӯтоҳ, 1 мустазод, 9 фард ва 8 муамморо фароҳам овардааст. Ғазалҳои Камол асосан аз ҳафт байт (860-тои онҳо) иборат буда, дар ин нашри девони ӯ як ғазали чорбайтӣ, чордаҳ ғазали панҷбайтӣ, 42 ғазали шашбайтӣ ва як ғазали ёздаҳбайтӣ низ мавҷуданд.

Нашри дигари девони Камоли Хуҷандӣ, ки бо роҳи танқиду муқоисаи нусхаҳои қаламии қадимӣ тартиб дода шуда, соли 1975 бо кӯшиши К.А.Шедфар дар Маскав сурат гирифтааст, 4 қасида, 977 ғазал, 1 мустазод, 101 қитъа, 1 маснавии кӯтоҳ, 37 рубоӣ, 11 муаммо ва 7 байти мутафарриқаро фаро мегирад, ки ҷамъулҷамъи ин ашъор аз 7335 байт иборат аст. Аз рӯи ҳисоби Б.Мақсудов, алҳол 972 ғазали Камол ба табъ расидааст, ки 7649 байтро фаро мегирад. Бинобар гуфтаи нахустин таҳиягар ва ношири девони Камоли Хуҷандӣ Азизи Давлатободӣ, ки 13-уми сентябри соли 1996 меҳмони ин ҷониб буд, ӯ матни тозаи девони Камолро омода кардааст, ки дар пояи дастовардҳои илми матншиносии муосир таҳия гардида, анқариб ба табъ хоҳад расид. Он чӣ дар девони Камоли Хуҷандӣ ёфт намешавад, қасидаҳои мадеҳавист, ки ин нуктаро ҳанӯз Давлатшоҳи Самарқандӣ ба таъкид оварда буд: "ва Шайхро илтифоте ба мадҳи мулуку қасоиду маснавӣ набуда ва муқаттаоти ҳасбиҳолро некӯ мегуфтаву ин қитъа ӯрост, Қитъа:

*Тосбозе бидидам аз Бағдод,*
*Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳӣ.*
*Сар бурун бурд зери ҷуббаву гуфт:*
*"Лайса фӣ ҷуббати сиваллоҳи".*

Мурод аз Ҷунайд орифи номӣ ва сӯфии машҳур Ҷунайди Бағдодӣ (ваф.297/910) аст, ки ӯро сӯфиёни тамоми асру замонҳои Хуросону Эрон сахт ҳурмат мекарданд. Тарҷумаи ҷумлаи арабӣ: "Нест дар зери ҷубба – либоси ман ба ғайри Худо" буда, дар он яке аз нуктаҳои нозуки ваҳдати вуҷуд, ки ба "аналҳақ", яъне "ман ҳақиқат" (Худо) ҳастам"-и Мансури Ҳаллоҷ (858-922) наздик аст, ифода гардидааст:

*Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи "аналҳақ",*
*Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳалоҷӣ!*

Аксари мутлақи ғазалҳои Камол дорои тахаллус буда, фақат се ғазалаш тахаллус надоранд, ки ғазалҳои нотамомро мемонанд. Ҳарчанд аз ин ғазалҳо яктоаш аз 7 байт таркиб ёфтааст, дар 924 ғазали Камол тахаллус дар мақтаъ, дар 16 ғазал дар байте пеш аз мақтаъ овардашуда, дар якто дар байти дуюми пеш аз мақтаъ зикр ёфтааст.

Чаро аксари ғазалҳои Камоли Хуҷандӣ аз ҳафт байт иборатанд? Ваҷҳи асосии онро мо намедонем. Аммо аз рӯи шаҳодати ғайримустақим дар ин бора ба хулосае омадан мумкин аст: Аввал – дар адёни зиёди дунё рақами ҳафт муқаддас дониста мешавад: ҳафта аз ҳафт рӯз иборат аст, ҳафт осмон дар Қуръон зикр гардида, мусалмонон онро пазируфтаанд, хафт сайёра дар гардишанд, ҳафт шаҳри ишқ машҳур аст (Ҳафт шаҳри ишқро Аттор гашт, Мо ҳанӯз андар хами як кӯчаем)- мегӯяд Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ, узвҳои бадани инсонро ҳам ба ҳафт-ҳафт тақсим мекунанд, ду дасту ду по ва синаву шикам бо сар ё ду чашму ду абрӯ ва ду рӯй

бо даҳону бинӣ ва ғайраҳо. Аз ҳама муҳимтаринаш он ки сураи аввали Қуръон, сураи “Фотиҳа” ва ё “Ал-ҳамд” шомили ҳафт оят буда, бо “сабъи масонӣ”, яъне ҳафт дугонае, ки такрор мешаванд, (Ҳиҷр-16, ояти 87) машҳуранд. Абдурраҳмони Ҷомӣ ғазалҳои худро “сабъи масонӣ” номида буд. Камол бошад, ғазалҳои худро “сабъи шидод”, яъне ҳафти такроршаванда гуфта буд. Баъзе муфассирон гуфтаанд, ки “сабъ-ул-масонӣ” ҳафт сураи дарозтарини аввали Қуръон (аз сураи «Бақара» то сураи “Тавба”) аст. Ба гумони мо, ҳамин ҳафт, яъне “сабъи масонӣ” бояд сабаби ҳафт байт қарор гирифтани ҳаҷми ғазал шуда, аст. Барои тарвиҷи суннати дар ҳафт байт устувор гардонидани ғазал дар таърихи ғазалнависӣ саҳму нақши Камоли Хуҷандӣ аз соири шоирон бештар буда, ин суннатро Ҷомӣ ва муосирони ӯ Ҳилолӣ, Аҳлии Шерозӣ ва дигарон идома додаанд. Камол менависад:

*Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,*
*“Панҷ ганҷ” аз лутфи он ушри ашир.*
*Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст*
*Ҳар яке поку равону дилпазир.*
*Лек аз ҳар ҳафташон ҳақ карданист,*
*Чор байт аз аввалу се аз ахир.*

**Пайнавишт:**


1. Гулчини Маонӣ, Аҳмад. Феҳристи кутуби хаттии Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ. -Ҷилди 7, рақами 4739.
2. Девони Шайх Камоли Хуҷандӣ ба эҳтимоми Эраҷи Гулисурхӣ.-Теҳрон: Суруш, 1374. (иборат аз ду ҷилд).
3. Қобулӣ, Абдуллоҳ. Тазкират-ут-таворих. Дастнависи рақами 2098. АФ Ӯзбекистон, ВАР. 128 а.
4. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Баҳористон. -Душанбе, 1966,
5. Шерозӣ, Ибни Юсуф. Феҳристи китобхонаи Мадрасаи олии Сипаҳсолор. -Муҷаллади 2. -Теҳрон, 1314-1318.


*Маъсумаи Маъданкан*

## ВИЖАГИҲОИ МУМТОЗИ ШЕЪРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

*Эй ибтидои дардат ҳар дардро ниҳоят,*
*Ишқи туро на охир, шавқи туро на ғоят.*
*Гар дафтари ҳадисам пур хуни дил набудӣ,*
*Ин гуфтаҳо накардӣ дар ҳар диле сироят.*
*Дар моҷарои ишқат илму амал нагунҷад,*
*Он ҷо, ки қиссаи туст, чӣ ҷои ин ҳикоят?!*

Камоли Хуҷандӣ, шоири ширинсухани мактаби ироқӣ, мисли бештари шоирони ин мактаб, қолаби ғазалро бар қолабҳои дигари шеърӣ тарҷеҳ додаву барои баёни маонӣ дар ишқу ирфон, тарбияту ахлоқ ва мавъизаву ҳикмат аз ғазал истифода кардааст. Ғазалҳои Камолро аз назари муҳтаво ба муҳаққиқона, ҳикамӣ, ошиқона ва риндона метавон тақсим кард.

Ғазалҳои муҳаққиқона ҳовии андешаҳои тавҳидиву ҳақҷӯёнаи шоир ва маъмулан бо чошнии ишқ ҳамроҳ аст. Камол дар байте ин гуна ғазалҳои худро «асрори Худо» меномад:

*Инҳо на мақолати Камол аст,*
*Асрори Худост ин, газал нест.*

Аз намунаҳои олии ин қисм ғазалест, саршор аз андешаҳои худоҷӯёнаву имонӣ, ки чанд байте аз онро сарлавҳаи ин мақола сохтам.

Дар ғазалҳои ҳикамӣ сухан бар асоси мавъизаву хикмат ва ибрату эътибор аст. Меҳвари аслии ин гуна ғазалҳо тавсия ба инқитову тарки тааллуқоти дунявӣ ва буридан аз вобастагиҳои нафсонӣ аст. Шоир дар ин гуна ғазалҳо низ ишқро роҳбару роҳнамои инсон медонад. Намунаи ин навъ ғазалест ба матлаи:

*Раҳ гушуданд, бор барбандед,*
*Хештан зери бор мапсандед.*

Дар ғазалҳои ошиқона мавзӯи аслӣ ишқу мазомини сӯзу гудозу беқарории ошиқона ва суботу пойдорӣ дар ишқ аст, ки ба муқтазои машраби Камол сибғаи ирфонӣ мепазирад. Саҳми ғолиби ғазалиёти шоир аз ин навъ аст.

Ғазалҳои риндона дар мояҳои риндиву маломатист ва меҳвари онҳо риёситезӣ, эъроз аз зӯҳди риёӣ, сарзаниши муддаиёни бехабар ва ситоиши ишқу сармастӣ аст. Намунаҳои он дар девони Камол фаровон аст. Аз ҷумла, метавон ба ғазале ишора кард ба матлаи:

*Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт,*
*Ринду девонаву қаллошу хароботиву маст.*

**Вижагиҳои мумтози шеъри Камоли Хуҷандӣ.**

*Тозагиву навоварӣ.* Яке аз вижагиҳои шеъри Камол навҷӯиву ғаробати мазомин ва таркиботу таъбирот аст. Ба гуфтаи худи ӯ ҳамин ғаробат мояи дилпазирии шеъри ӯ шудааст:

*Камол, гуфтаи ту дилпазир аз он маънист,*
*Ки маънии суханонат гаробате дорад.*

Таркиботи тоза, ташбеҳоту истиороти бадеъву нағз, мазомину таъбироти ҷадид дар ғазалиёти ӯ бисёр аст. Бо тасарруф дар порае аз мазомини ашъори шоирони пешин, ба онҳо рангу рӯи нав ва дилнишин бахшидааст. Филмасал, маълуф он аст, ки боди сабо бо навозиши худ гулҳоро мешукуфонад, вале Камол аз боди сабо мехоҳад, ки гулро, ба ҷурми иддаои баробарӣ бо ҳусни дӯст танбеҳ кунад (ғазали ба матлаи: «Гул лофи ҳусн бо рухи он сарвқад задаст…») ё бастани зулфи дӯстро кайфари duздии дилҳо медонад ва мегӯяд: «Дузди дилҳост сари зулфи ту, з-онаш бастанд…».

Ҳамчунин, бастани даҳонаи шишаи гулобро ба далели лоф задан ва рақобати гулоб бо накҳати ёр медонад:

*Хост бо накҳати ту дам занад аз шиша гулоб,*
*Бизадандаш ҳама бар рӯю даҳонаш бастанд.*

Ва дар тарҷеҳи ҷамоли ёр бар моҳи осмон моҳро дузде мехонад, ки барои рабудани ҳусни ёр ҳар шаб саре ба равзани ӯ мекашад:

*Моҳ дуздӣ мекунад хубӣ зи ту,*
*З-он дарояд ҳар шабе аз равзанат.*

Ва бо зарофат сардии маҷлиси муддаиёни бехабар аз ишқро васф мекунад:

*Ошиқе рӯзе ба саффи воизи мо по ниҳод,*
*Як ба як ангуштҳои по-ш сармо бурду рафт.*

Ё зардии чеҳраи худро коҳе мехонад, ки ғами дӯст коҳи гулхонаи дилҳоро аз он мебарад ва ё давидани ашкро бар чеҳраи худ мӯҷиби обиларӯ шудани пои он медонад ва далели камсухании (фурӯбастагии) ғунчаро шармандагии пеши даҳони дӯст:

*Ғамаш ҳар куҷо дар диле хона сохт,*
*Барои гил аз рӯи мо коҳ бурд.*

* * *

*Чу ашкро зи давидан ба по зад обилаҳо,*
*Раҳо кунам, бари он остон фуруд ояд.*

* * *

*Ғунча пеши даҳанат лаб ба ҳадисе нагушуд,*
*Расми хиҷлатзадагон аст, бале камсуханӣ.*

*Ҳусни матлаъ.* Яке аз ҷозибаҳои шеъри Камол ҳусни матлаи ғазалиёти ӯст. Пайдост, ки он чи дар назари аввал, бо таварруқи девони шоирон моро ҷазб мекунад, зебоии ашъор аст. Дар интихоби ашъор, бештар ба ҳусни матлаъ таваҷҷуҳ мешавад. Камол худ дар матлаи ғазале ба ин нукта ишораи зариф дорад:

*Матлаи ҳусну ҷамол аст офтоби рӯи дӯст,*
*Ҳусни матлаъ бин, ки дар матлаъ ҳадиси рӯи ӯст (саҳ.95).*

Аз матлаъҳои зебои ғазалиёт ду намуна нақл мешавад:

*Машнав, ки маро беҳ зи ту ёри дигаре ҳаст,*
*Масмӯъ набошад, ки зи ҷон дӯсттаре ҳаст (саҳ.94).*

* * *

*Бо ёди лабат соқӣ чун май ба қадаҳ резад,*
*Сад кушта ба як ҷуръа аз хок барангезад (саҳ.117).*

*Табиат.* Яке аз мояҳои зебоиву ҷозибаи шеъри Камол ҳузури табиат дар шеъри ӯст. Гул ба танҳоӣ дар ғазалиёти Камол нақше рангину дилангез дорад ва ҳусни матлаи шумори бисёре аз ғазалҳои ӯ марҳуни ҳузури гулу райҳон ва бӯи хуши табиат аст. Дар «Девон»-и Камол ба ғазалҳое бармехӯрем, ки гулҳову раёҳин мазмунсози байт-байти онҳо шудаанд ва аз сухани шоир роиҳаи рӯҳпарвар ба машом мерасад. Масалан, ғазале ба матлаи:

*Гул шукуфту боз нав шуд аҳдҳо бо рӯи дӯст,*
*Шохи гул, ё Раб, чӣ мемонад ба рангу бӯи дӯст (саҳ.85).*

-машоми ҷони хонандаро аз атри гулу сунбул ва сарву наргису райҳони он сармаст мекунад.

Ғазалҳои мутааддиде дар «Девон»-и Камол бо вожаи «гул» шурӯъ мешавад, аз ҷумла:

*Гул ба сад лутф бидид он бару пиндошт тан аст,*
*Шакли худ дид, ҳамон гуна равон дар бадан аст (саҳ.84).*

* * *

*Гул аз пироҳанат бӯе шунидаст,*
*Гиребон аз барои он даридаст (саҳ.86).*

* * *

*Гуле чун сарви мо дар ҳар чаман нест,*
*Агар бошад, чунин нозукбадан нест (саҳ.85).*

*Ташбеҳ.* Шояд бузургтарин ҳунари Камол дар ташбеҳоти нағзу пурҷозибаи ӯ ҷилвагар шуда бошад. Камтар мазмуне дар шеъри ӯ фориғ аз ташбеҳ баён шудааст. Гоҳе маълумоти мутанаввеи шоир чошнии ин ташбеҳ шудааст. Камол ғами ёрро дар дили танги худ ба «фуруд омадани фавҷи жола ба авҷи ғунча» ташбеҳ мекунад, канор

рафтани зулфи ёрро аз рухсор бо «яғмо додани Руму парешон кардани Шом» қарин месозад, гесувони мушкини дӯстро бар гардани ӯ «хироҷи Хутан», ки «бути Чин» барои ӯ оварда мехонад, таманнои дӯстро дар дили худ «меҳмони ҳамешагӣ» медонад ва гиряи ошиқ дар даври ҳусни ёр «борон рехтани бод дар мавсими гул»-ро ба ёди ӯ меоварад:

*Чу фавҷи жола, ки ояд ба авҷи гунча фуруд,*
*Ғами ту дар дили танг ончунон фуруд ояд (саҳ.123).*

* * *

*Ҳусни ҷаҳонгират чу кард он зулф дур аз пеши рӯ,*
*Додӣ ба ягмо Румро, кардӣ парешон Шомро (саҳ.84).*

* * *

*Мушк бар гардани он турки Хито чист зи зулф,*
*Бути чинаш магар оварда хироҷи Хутан аст (саҳ.129).*

* * *

*Мардум ба даври рӯи ту дар гиряанд аз оҳи ман,*
*Шарт аст борон рехтан дар мавсими гул бодро (саҳ.11).*

Ибдоъ ва ибтикори Камол дар овардани изофаҳои маҷозӣ низ буъди дигари ӯст – таркиботе изофӣ, чун «шатранҷи ғам», «димишқи дида», «мисри дил», «савори ашк», «соқии ишқ», «паймонаи номус», «чамани ҷон», «ғунчаи шодӣ», «ташрифи бало», «ҳавасободи дил», «дорухонаи дард», «зиёфатхонаи дард» ба шеъри ӯ ғаробату ҷозибаи дигар бахшидааст.

Тамсил яке аз вижагиҳои асосии сабки ҳиндӣ аст. Шоирони ин мактаб умуман аз ин санъат барои тавҷеҳ, таълил, таъкид ё эзоҳ бахра меҷустанд. Аммо пояҳои тамсил пеш аз он (дар) шеваи шоирони Озарбойҷону сабки ироқӣ гузошта шуда буд ва бузургоне, чун Анварӣ, Хоқонӣ, Низомӣ, Саъдӣ ва дигарон аз он барои баёни маонӣ истифода кардаанд. Аммо истифодаи Камоли Хуҷандӣ аз ин шева кайфияте хос дорад: манбаи аслии тамсилоти Камол мушоҳидоту таҷриботи ӯ дар зиндагии иҷтимоӣ, эътиқодоти мардум ва, ҳамчунин, тахайюлу эҳсоси шоиронаи ӯ ва гоҳ таъриху ривоёту афсона аст. Камол бештар дар мояҳо ва мазомини ошиқона тамсил ба кор мебарад. Ҷолибтар он ки дар таъйиду тавҷия ва таъйини мафоҳими ғиноӣ аз тамсилҳои ахлоқиву тарбиявӣ ва иҷтимоӣ бахра меҷӯяд. Лутфи ин тамсилҳо чун бо ташбеҳоти зебо ва музмар дармеомезад, дучандон мешавад. Лузуми парҳези бемор аз пурхӯрӣ, забунгириву гадоозории саги хона, барбод рафтани обрӯ бар сари май, камбаҳо будани зира дар Кирмон ва мушк дар Хутан, густохии мардуми нодон, ба шумор дарнаёмадани барги дарахт, раҳ гум накардани қофила дар шаби маҳтобӣ, мушкили омӯхтани дурӯгарӣ ба маймун (ишора ба ҳикояти Калила), бетобии дарахти гул дар сармо, нарафтани сиёҳӣ бо шустушӯ аз чеҳраи зангӣ аз ҷумлаи аносири мазмунсоз дар тамсилҳои Камол аст. Тамсилоти ашъори Камолро метавон ба тарбиятиву ахлоқӣ, интиқодиву иҷтимоӣ, таҷрибиву ҳиссӣ, тахайюливу эҳсосӣ тақсим кард, ки ба нақли намунаҳои аз ҳар навъ иктифо мекунем.

Ахлоқиву тарбиятӣ:

*Бе лабат гар шуд лаболаб согари ашкам, равост,*
*Аввалин чизе, ки рафт андар сари май, обрӯст.*
(саҳ.95)

Интиқодиву иҷтимоӣ:

*Аз сари кӯи ту ҳаргиз нашавад дур, Камол,*
*То дари марг зи дарюза гадо бас накунад.*

(саҳ.107)

Таҷрибиву ҳиссӣ:

*Куҷо дуруст кунанд аҳли зуҳд тахтаи ишқ,*
*Ки мушкил аст ба маймун дурӯгарӣ омӯхт.*

(саҳ.46)

Тахайюливу эҳсосӣ:

*Ошиқи дидорро дидор орад дар хурӯш,*
*Андалеб аз шавқи гул фарёду зорӣ мекунад.*

(саҳ.123)

Дар ғазалиёти Камол илова бар тамсил, масалҳои пурмаъное ба суратҳои зер метавон дарёфт, мисли соир ба айни иборат, мазмуни масал, ашъоре, ки худ масал шудаанд. Мисли соир:

*Гар ба нозам кушӣ, макун таъхир,*
*Ки зи таъхир бими офот аст.*

(саҳ.63)

Мазмуни масал:

*Дар ҳақи мо, эй рақиб, ҳар чӣ ту хоҳӣ, бигӯ,*
*Нест ба ҳамчун туе беҳ зи хамӯшӣ ҷавоб.*

(саҳ.25)

Шеъри масалшуда:

*Манъи Камол аз ошиқӣ, ҷони бародар, то ба кай?*
*Панди падар монеъ нашуд расвои модарзодро.*

(саҳ.11)

*Инъикоси маълумот.* Яке аз вижагиҳои осори адабӣ (умуман аз назму наср) дар даврони шоирии Камол инъикоси маълумоту иттилооти шоирону нависандагон дар осори онҳост.

Баъзе аз удабо дар ин роҳ ифрот кардаанд, ки мӯҷиби душвории фаҳми осори онон шудааст. Изҳори маълумот низ дар шеъри Камол дида мешавад. Аммо ин шоир ба хилофи Хоқониву Низомӣ ва Муҷиру Фалакӣ гирди ифрот нагашта ва ба овардани матолиби содаи улуми рӯзгори худ иктифо кардааст. Аз навъи истилоҳоти марбут ба навоҳо ва мақомҳои мусиқӣ, тибу доруҳои гиёҳӣ, нуҷуму афкори он, хату хушнависӣ, шатранҷу нарду румузу фунуни онҳо. Гоҳе низ ишороти таърихӣ зимни ташбеҳоти мундариҷ дар ғазалиёти ӯ дида мешавад. Намунае аз ин ишорот «таваҷҷуҳ ба сарзамини Шом дар айёми фитна» ва «овардани хироҷи Хутан аз Чин» дар абёти зер аст:

*Дигар ба зулфи ту хоҳам зи ҷаври ғамза гурехт,*
*Ки даври фитна таваҷҷуҳ ба сӯи Шом хуш аст.*

(саҳ.59)

*Мушк бар гардани он турки Хито чист зи зулф,*
*Бути чинаш магар оварда хироҷи Хутан аст.*

(саҳ.84)

*Инъикоси аҳволи иҷтимоӣ.* Яке аз қавоиди осори шоирони мо самари вуҷуди ишороти иҷтимоиву фарҳангӣ дар онҳост. Хоқонии Шарвонӣ аз ин назар имтиёзе хос ва мунҳасир ба фард дорад. Инъикоси масоили иҷтимоӣ дар шеъри Камол низ назаргиру тааммулангез аст ва метавонад сари нахе аз авзои иҷтимоии рӯзгори ӯ ба даст диҳад. «Гаронии писта дар айёми ид», «додани меваи нарасидаву ҷигар ба

гадо», «ҷон бохтани расанбозон бар сари бозӣ», «озод кардани зиндониён дар ид», «ҳад задани маст», «боҷ додан аз деҳи обод ба шаҳна», «буридани дасти дузд», «мевадуздӣ аз боғ дар партави моҳтоб» ва «раг задани фассод» намунаҳое аз ин даст дар шеъри Камоланд:

*Писта ҳар сол гарон будиву бодом бақадр,*
*Аз лабу чашми ту ин ид ҳама арзон шуд.*
(саҳ.119)

*Биёр себи зақан, гарчи нуқраи хом аст,*
*Ки боғбон ба гадо ҳар чӣ хом, мебахшад.*
(саҳ.150)

*Зи хони васли ту то бо мани гадо чӣ расад,*
*Ба ҷуз ҷигар ба гадоёни бенаво чӣ расад.*[46]

*Чун расанбоз, ки ҷон бозаду сар ҳам бар сар,*
*Ман ба зулф сару ҷон низ чунон хоҳам бохт.*
(саҳ.46)

*Ҷонам аз ғам раҳон, чу ид расид,*
*Ид зиндониён кунанд озод.*
(саҳ.185)

*Ба чашму ғамза мафармо, ки мастро бизананд,*
*Ба як – ду маст чӣ нисбат, ки эҳтисоб диҳӣ.*
(саҳ.346)

*Камол, шаҳнаи ишқ аз дили ту дониш хост,*
*Чӣ гуна боҷи нафис аз деҳи хароб диҳӣ.*
(саҳ.346)

*Дуздида ҳусни Юсуф диданду каф буриданд,*
*З-ин шева дасти дуздон доим бурида бошад.*
(саҳ.112)

*Пеши рух аз рақиб бипӯшон беҳи зақан,*
*К-аз боғ мева дузд ба маҳтоб мебарад.*
(саҳ.179)

*Аз пайи раг задан ар кор ба фассод афтад,*
*Нест устодтар аз ғамзаи ӯ нешзане.*
(саҳ.348)

Дар шеъри Камол, ки гоҳ ба баъзе аз одобу русуми хонақоҳӣ низ бармехӯрем, назири «мӯй гирифтани ҳарсолаи пир аз мурид» ва «муридгирии пирон».

*Шавқи лабат ба майкадааш бурд мӯкашон,*
*Пире, ки аз мурид ҳамасола мӯ гирифт.*
(саҳ.97)

*Пири муридгир чу лӯлисифат фитод,*
*Мӯи касон чу оинадорон ба ҷид гирифт.*
(саҳ.103)

*Инъикоси боварҳои мардумӣ.* Дар ашъори Камол метавон нишонаҳое аз боварҳои мардумӣ суроғ гирифт. Эътиқод ба «рафтани парӣ ба сӯи мардум ба сабаби бӯ», «дар шиша кардани парӣ», «робитаи девонаву ҳилоли моҳ», «сӯхтани катон аз

---

[46] «Ҷигар» ба хуни ҷигар ва ғусса низ иҳом дорад.

моҳтоб», «ҳамду сура хондан барои мурда» намунаҳое аз инъикоси эътиқодоти мардум дар ғазалиёти Камол аст:

*Бинихам уди дили сӯхта бар оташи шавқ,*
*Гар бидонам, ки паривор ба бӯ меояд.*
(саҳ.115)

*Дил шишаест ҷои хаёли ту, эй парӣ,*
*Кардӣ парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ.*
(саҳ.356)

*Аз зулфи хеш дилро занҷир кун муҳайё,*
*Гар абруят намояд девонаро ҳилоле.*
(саҳ.353)

*Дили ман бе маҳи рӯи ту сӯзон*
*Чу катон аз вуҷуди моҳтоб аст.*
(саҳ.48)

*Бар ту, гуфтӣ, сурае хонам, чу мирӣ,*
*Мурдаму «алҳамдулиллаҳ» ҳам нахондӣ.*
(саҳ.347)

*Камол ва Ҳофиз.* Шабоҳати шеъри Хоҷа Камол бо шеъри Хоҷаи Шероз назаргир аст. Бисёре аз латоифи орифонаву мазомини риндонаи Ҳофиз дар шеъри Камол низ дида мешавад. Таркиботу истилоҳоти муштараки ашъори ин ду шоир фаровон аст. Дар бисёре аз ғазалҳо ташобеҳу вазну радифу қофия ба чашм мехӯрад.

Ҳатто, баъзе аз иборот айнан дар ашъори ҳарду шоир так-рор шудааст. Боре вуҷӯҳи иштирок чандон аст, ки баррасии он маҷоли дигар мехоҳад. Дар ин ҷо танҳо ба зикри намунаҳое аз ин шабоҳатҳо қаноат мекунем.

*Риёситезӣ.* Яке аз мояҳои аслии ғазалиёти Камол маломати риёву зуҳди риёӣ аст, ки дар он бо ашъори Хоҷаи Шероз шабоҳати комил пайдо мекунад. Камол низ ҳамчун Ҳофиз бо муддаиёни дурӯғини зуҳд сари носозгорӣ дорад ва ононро ба боди сарзаниш мегирад ва бар он аст, ки ин муддаиёни худбин, то машоми ҷонашон бӯе аз ишқ набурда, аз руунати нафс халосӣ нахоҳанд ёфт. Камол ин бехабаронро маҳрум аз дарди асрори ишқ ва аз номаҳрамони боргоҳи баланди ишқ медонад ва бар бесабрии онон таассуф мехӯрад ва ононро чун хас сазовори оташ мешуморад.

Тақобули зуҳду риндӣ дар ашъори Камол, дарвоқеъ, тақобули ҳаку ноҳақ ва ҳалолу ҳаром аст. Шавоҳиди ин маънӣ дар ашъораш фаровон аст ва дар ин ҷо ба нақли чанд фикра аз онҳо баҳс мекунем:

*Зоҳид зи ту пӯшад назару ақл фурӯшад,*
*Ин бехабаронро нигар, он бебасаронро (саҳ.5).*

* * *

*Ҷӯяд аз суҳбати мо зоҳиди пурҳила гурез,*
*Тоқати панҷаи шерон набувад рӯбаҳро (саҳ.17).*

* * *

*Зоҳид аз шаҳри ишқ рахт кашид,*
*Ақл бифканд рустоиро (саҳ.21)*

* * *

*Зоҳидон камтар шиносанд он чӣ моро дар сар аст,*
*Фикри зоҳид дигару савдои ошиқ дигар аст (саҳ.63).*

* * *

*Чашми зоҳид нашавад пок зи худбинии хеш,*
*То чу мо сурма зи хоки қадами ӯ накунад (саҳ.142).*

*    *    *

*Зоҳид аз рӯи ту то чанд маро тавба диҳад,*
*Гӯ: раҳо кун, ки Худояш зи риё тавба диҳад (саҳ.154).*

*Иштироки вазну қофия.* Бисёре аз ғазалҳои Камол дар вазну оҳанг ва радифу қофия бо ғазалиёти Ҳофиз ҳаммонанд аст. Илова бар он, таъбироти муштарак низ дар онҳо дида мешавад, ки таъйиде дигар бар таъсиру таассури ду шоир аст. Инак, шавоҳиде аз ин боб:

Ҳофиз:

*Ҳуснат ба иттифоқи малоҳат ҷаҳон гирифт,*
*Оре, ба иттифоқ ҷаҳон метавон гирифт.*

Камол:

*Зулфи камандафканат иқлими ҷон гирифт,*
*Бо ин каманд рӯйи замин метавон гирифт (саҳ.65).*

Ҳофиз:

*Он ёр, к-аз ӯ хонаи мо ҷои парӣ буд,*
*Сар то қадамаш чун парӣ аз айб барӣ буд.*

Камол:

*Он ёр, ки пайваста ба мо дилнигарон буд,*
*Машғул ба мо буду малӯл аз дигарон буд (саҳ.111).*

Ҳофиз:

*Он турки паричеҳра, ки дӯш аз бари мо рафт,*
*Оё чӣ хато дид, ки аз роҳи хато рафт.*

Камол:

*Он шӯх, ки рафт аз бари мо, боз куҷо рафт,*
*Дур аз назари аҳли вафо, боз куҷо рафт?! (саҳ.30).*

*Таркиботу истилоҳот ва таъбироти муштарак.* Таркиботу истилоҳоте, чун «хирқаи солус», «пашминапӯш», «илми назар», «аҳли назар», «хотири отир», «пири муғон», «замири мунир», «шамъи Чигил», «кӯтаҳостин», «он», ки дар ашъори Ҳофиз таъбироте калидӣ башуморанд, дар ғазалҳои Камол низ корбурди васеъе доранд, ки дар ин ҷо ба унвони намуна барои истилоҳи «он» нақли шоҳид мекунем:

«Он»-и Ҳофиз дар шеъри Камол низ манзалате дигар дорад. Камол низ чун Хоҷа Шероз «он»-ро бар ҳусн тарҷеҳ медиҳад. Дар байте ҷамъияти ҷамоли ҷононро бо иҳоме зариф нишоне аз «он»-и ӯ медонад:

*Қомати ҳамчун алиф дориву абрӯе чу нун,*
*Дар ту ҳар оне, ки гуфтанд, аз пайи он гуфтаанд (саҳ.115).*

Дар абаёти зер низ ба «он» таъкид шудааст:

*Бори андӯҳу ғами ёри сабукрӯҳ, Камол,*
*Бар дилу дида гарон нест, гар оне дорад (саҳ.173).*

*    *    *

*Ақл гуфт: «Ар ба ҳусн оне ҳаст,*
*Он қаду абруи фалон бошад» (саҳ.154).*

Илова бар инҳо, мояҳои ғолиби шеъри Ҳофиз, монанди ғампарастӣ, иғтинофурсат, тақобули ақлу ишқ, ҷамолпарастӣ, хатароти ишқ, ибрату эътибор дар шеъри Камол низ ҷилваҳое дорад, ки ҳокӣ аз наздикии машраби маънавист. Асосан, машраби ирфонии Камол ҳамон ишқу риндист ва Камол борҳо ва ошкоро чун Ҳофиз худро ошиқу ринду масту хароботӣ хондааст:

*Гар шеваи Камол бипурсад касе, бигӯй:*
*К-ӯ сӯфиясту ринд, вале порсонамост (саҳ.68).*

Лубби машраби Камол тарки риёст, ки асоситарин шарти риндист ва ӯ онро мақбултарин тоати худ медонад:

*Чандон, ки бозҷуст дар аъмоли худ, Камол,*
*Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт (саҳ.43).*

*Мукаррама Қосимова*

## ХУСУСИЯТҲОИ ЗАБОНИИ ЗАРБУЛМАСАЛУ МАҚОЛ ВА ҲИКМАТҲОИ ОСОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Забон нерӯи тавонои халқу миллат аст. Асрҳои аср боқӣ мемонад, такмил мешавад ва тамоми зебоӣ, тавоноӣ ва қудрати он насл ба насл мегузарад. Маҳз дар забон таҷрибаи ҳаёт ва қудрату иқтидори халқ маҳфуз мемонад.

Маълум аст, ки дар забон таърих, иқтисодиёт, иҷтимоиёт ва фарҳанги давраҳои гуногуни халқ акс меёбад. Яке аз ғановати забон, зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳост, ки дар онҳо ақлу заковат, хулқу атвор, меҳру муҳаббат, шодиву хурсандӣ, ғаму андӯҳ, аблаҳиву нодонӣ, ростиву фиребгарӣ, меҳнатдӯстиву донишандӯзӣ, дӯстиву рафоқат, инсонпарвариву ватандӯстӣ, ростқавливу поквиҷдонӣ, сабру тоқат, коҳилӣ ва нописандӣ ифода ёфтаанд. Онҳо аз насл ба насл, аз асар ба асар нишонрастар мешаванд ва дар забон боқӣ мемонанд ва такмил меёбанд.

Забони зарбулмасалу мақол ва ҳикмат ихчаму равон, нишонрас ва ҷолиб аст ва забони асар ё гӯяндаро пуртаъсиру дилчасп мекунад ва ба он обуранги тоза ва фасоҳату бадеият мебахшад.

Хоҷа Камол устоди беҳамтои сухан аст. Забони осораш хеле ғанӣ, рангоранг, гӯшнавозу дилчасп аст. Ҳар қадар осори ӯро бештар бихонед, ҳамон қадар ба хусусиятҳои ҷолибу гуногуни забони ӯ ошно мешавед.

Яке аз ҷолибтарин масъалаи хусусиятҳои забон зарбулмасал, мақол ва ҳикматҳои ӯст. Зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои Хоҷа Камол бо равониву хушоҳангӣ, мазмуну маънои баланд дар хотирҳо зуд нақш мебанданд. Онҳо ҳамаи хусусиятҳои каломи бадеъро доранд. Хоҷа Камол аз зарбулмасалу мақол ва ҳикмат ҳамчун воситаи муҳими тасвири бадеӣ истифода кардааст.

Зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои осори Хоҷа Камол хабар аз ғановати маънавӣ, ақлу заковати беҳамто, ниҳояти ҳикматофаринии устокоронаи ӯ ва назари бисёр фарохи ӯ медиҳад.

Камол аз зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳо дар мавориди зарурӣ барои фасоҳату бадеияти матн вобаста ба муносибате барои тақвияти фикр истифода мекунад.

Ҳикматҳои офаридаи Камоли Хуҷандӣ ба ҳукми зарбулмасалу мақол даромадаанд. Зарбулмасалу мақол ва ҳикматро аз рӯи истифода дар осори Хоҷа Камол ба ду гурӯҳ метавон ҷудо кард:

1. Зарбулмасалу мақолҳое, ки байни халқ хеле маъмулу машҳуранд, шоир онҳоро чанд хел истифода бурдааст:

А) бе ягон тағйироте:

*Гуфтаӣ: «Зулфи каҷам дор ба дасти дигаре»,*
*Монд ин ҳам ба ҳамон нукта, ки каҷ дору марез (3,8).*

* * *

*Роҳ паймуд басе дар талаби дӯст, Камол,*
*Дӯст дар хонаву мо гирди ҷаҳон мегардем (3,158).*

* * *

*Ба бӯса себи зақан гуфтамаш зи гулшани кист?*
*Камол, гуфт: «Ту ангур хур, мапурс аз боғ» (3,51).*

* * *

*Масал аст ин ки бувад «дӯст фидои раҳи дӯст»,*
*Кушт ғам Вомиқу Маҷнун, ту бикуш низ маро (1,23).*

* * *

*Дасти ишқат хуни ман чандон, ки резад бегуноҳ,*
*Гар нагирам доманат, «дасти туву домони ман» (3,198).*

* * *

Б) бо баъзе тағйирот (вобаста ба вазну қофия):

*Дилро зи лабат чу созам огоҳ,*
*Бар сӯхтае намак фишонам (3,94).*

* * *

*Гуфтаӣ сурати ту маҳзари маънист, Камол,*
*Худ аён аст, чӣ ҳоҷат ба баёни ту бувад? (1,485).*

* * *

*Ту гӯш ниҳодастиву мо дида ба дидор,*
*Аз дида басе фарқ бувад то ба шунида (3,307).*

* * *

*Чашм агар хоки дарат ҷӯяд, фикан дар доманаш,*
*Мардумон гӯянд: «некӯӣ куну афкан дар об» (1,62).*

(Масалан, дар Ҳофиз:

*Гуфтанд, ин ки накӯӣ куну дар об андоз.*

Дар Қобуснома:

Гуфт: «Шунида будам, ки некӯӣ кун ва дар рӯд андоз, ки рӯзе бар диҳад»).

*Мани гирён чӣ кунам з-он мижаву гиря ҳазар?*
*Чӣ яке найза, чӣ сад, чун бигузашт об зи сар (1,543).*

(Дар Саъдӣ:

*Об, к-аз сар бигзашт дар Ҷайҳун,*
*Чӣ ба дасте, чӣ найзае, чӣ ҳазор?!*

Худи зарбулмасал:

*Об, ки аз сар гузашт, чӣ як ваҷабу чӣ сад ваҷаб).*

* * *

*Ту кӣ, Камол, боре, ки бисоти қурб ҷӯӣ,*
*Зи ҳади гилеми худ по натавон дароз кардан (3,214).*

(Зарбулмасал: «Ба кӯрпаат нигоҳ карда, по дароз кун»).

*Ганҷӣ ту, туро бе талабидан натавон ёфт,*
*Роҳат зи ту бе ранҷ кашидан натавон ёфт (1,217).*

(Аз Ҳофиз:

*Ба роҳате нарасид он, ки заҳмате накашид.*

Вариантҳои зарбулмасал: «Бе меҳнат роҳат муяссар намешавад», «Бе меҳнат роҳате нест»).

* * *

*Дар ҷустани ту з-онам, ки бошад*
*Ҷӯяндаи ту ёбандаи ту (3,273).*

(Дар Мавлонои Румӣ:

*Оқибат ҷӯянда ёбанда бувад.*

Зарбулмасал: «Ҷӯянда ёбанда»).

* * *

*Ақл гуфто ба рӯи ӯ чунӣ?*
*Гуфтамаш: «Рӯй бину ҳол мапурс» (3,11).*

(Зарбулмасал: «Ранг бину ҳол мапурс»).

2. Муродифи дигари зарбулмасалу мақол, ки шояд шоир онҳоро худ офаридааст:

*Пеши лаб холи сияҳро он ду рух гар ҷой дод,*
*Содагӣ бошад магасро бар шакар кардан амин (3,220).*

Муродифи дигари зарбулмасал «Он чи дар дег аст, ба кафгир мебарояд», «Дар дег бошад, ба кафгир (чумча) мебарояд».

Дар осори Камол муродифи зарбулмасал ва мақолҳо низ кам корбаст нашудаанд, ки намунаи барҷастаи онҳо мисолҳои зеранд:

*Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Камол,*
*Донаи гавҳар чӣ резӣ мурғи арзанхораро?! (1,43).*

* * *

*Ҳар касеро зи лабат лаззати ҷон ҳосил шуд,*
*Коми безавқ чӣ донад мазаи ҳалворо (1,39).*

Дар забони тоҷикӣ муродифи зарбулмасали «барзагов гул набӯяд ва ошноии булбул наҷӯяд» аст.

Зарбулмасалу мақол ва ҳикмат, ки ихчам, рехта ва кӯтоҳ, вале пурмазмун аст, дорои тамоми хусусиятҳои бадеиву забонӣ аст. Дар онҳо таҷрибаи рӯзгор, мушоҳидаҳои дурудароз ва ҷаҳонбинии мардум мунъакис шудааст.

Зарбулмасалу мақол ва ҳикмат бо забон муносибати зич доранд ва дар онҳо маъно ва мазмуни калима ва иборатҳо муайянтару равшантар мешаванд.

Хусусиятҳои забонии зарбулмасал, мақол ва ҳикматҳои Камол хеле ҷолиб аст.

А) оид ба таркиби луғавӣ.

Дар зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои Камол аксар аз калимаҳои забони тоҷикӣ истифода шудаанд:

*Ба кунҷи эманӣ натвон нишаст аз чашму зулфи ӯ,*
*Ки дар ҳар гӯшае шӯр асту дар ҳар хонае гавго (1,19).*

* * *

*Дар нагирад ба ҳеч тар оташ,*
*Доман аз ҳоли мо чӣ дарчинӣ?! (3,328).*

* * *

*Зи лаб ба ҷуръа бидеҳ обу тухми ишрат кор,*
*Ки хоҷа он даравад аз ҷаҳон, ки мекорад (1,434).*

* * *

*Эй дил, ту гами ашки равон хур, на гами ҷон,*
*Аз омаданӣ фикр кун, аз рафта маяндеш (3,19).*

Масалан, дар асари Хайём варианти дигари ин мақол омадааст:

*Ин як дами нақдро ганимат медон,*
*Аз рафта маяндешу зи оянда матарс.*

Истифодаи калимаҳои забони арабӣ:

Дар зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳо калимаҳои арабие корбаст шудаанд, ки дар забони тоҷикӣ серистеъмол ва ҳазм шудаанд:

*Ишқ варзидӣ, сазо дидӣ, Камол,*

*Тухми меҳнат коштӣ, бардоштӣ (3,37).*

*   *   *

*Девор гӯш дораду агёр низ чашм,*
*Мо чун кунем бо ту зи беруни дар сухан (3,197).*

*   *   *

*Ҷаври саги кӯи ту нагӯям ба рақибон,*
*Аз дӯст ба душман натавон бурд шикоят (1,146).*

*   *   *

*Бе ту маро зиндагӣ ба кор наёяд*
*Неъмати бедӯст хушгувор наёяд (1,325).*

Дар мисолҳои фавқ фақат яктоӣ калимаи арабӣ корбаст шудааст.

Дар мисолҳои зер аз ду то сетоӣ калимаҳои арабӣ истифода шудааст, ки онҳо ҳам маълуму маъмуланд:

*Саҳл аст, агар холи лабат сӯзад ба доғи ғам дилам,*
*Аз баҳри ҳалво метавон бурдан ҷафои дудро (1,45).*

*   *   *

*Ба бӯи васли ҷон мехӯр ғами ҳиҷрон, ки хуш бошад*
*Кашидан заҳмати хор аз барои роҳати хурмо (1,19).*

*   *   *

*Эй дил, ҳадиси дӯст беҳ аст аз дури Адан,*
*Ин нукта гӯш кун, ки зи дурри Адан беҳ аст (1,115).*

*   *   *

*Огаҳ аз рози шамъ парвонаст,*
*Ту чӣ донӣ забони сӯхтагон?!*
*Чашми бадро сипанд сӯз, Камол,*
*Гар бубинӣ миёни сӯхтагон (3,202).*

Мисолҳое, ки чаҳор-панҷ калимаи арабӣ дошта бошанд, хеле каманд:

*Ризвон ба равза, Хизр ба оби ҳаёт зист,*
*Ман бо хаёли он лабу рухсор зистам (3,146).*

Дар зарбулмасалу мақол хусусиятҳои маҳал, урфу одат, расму оин, ки ифода меёбад, аз ин рӯ, исмҳои хоси мансуби маҳал:

*Он даҳони танг бингар пур зи гуфтори Камол,*
*Он ки бошад қанди Мисраш з-ин шакар дар тунг нест (1,251).*

*   *   *

*Маёред, гӯ, ноз ин ҷову ҳусн,*
*Ки зира ба Кирмон надорад ривоҷ (к 269).*

Номи дарё:

*Агарчи гирякунон дур аз он лабему канор,*
*Ба чашми ташна хаёли Фурот наздик аст (1,117).*

Исмҳои хоси шахс:

А) номи ашхоси қиссаҳои машҳур:

*Бар оҳ, Камол, ар дили ту сӯхт, аҷаб нест,*
*Дар санг кунад нолаи Фарҳод сироят (1,146).*

*   *   *

*Гар дилат бишкаст дилбар, мастӣ афзун кун, Камол,*
*К-аз шикасти ҷоми Маҷнун қасди Лайло дигар аст (1,187).*

Номи пайғомбарон:

*Пираҳан гар танат озурд, чӣ мепӯшӣ он,*
*Айби Юсуф натавон кард ба нозукбаданӣ (3,376).*

*   *   *

*Ба он лаб мулки дилҳо шуд мусаллам,*
*Сулаймон мулк ронад бо нигинаш? (3,200).*

* * *

*Соҳиби дард зи тӯфони бало ҷон набарад,*
*Нӯҳ ҳар ҷо, ки равад, дидаи пурнам бо ӯст (3,66).*

* * *

*Ҳазор дард кашем аз ту беҳ, ки нози табиб,*
*Ки дарди дӯст беҳ аз шарбати ҳазор Масеҳ (3,271).*

- дар он зиёд корбаст шудаанд.

Дар зарбулмасалу мақол асомии ҳайвонот ва ҳашарот истифода шудаанд:

А) номи ҳашарот:

*Мани дилсияҳ чу холат накунам шикеб аз он лаб,*
*Зи шакар куҷо тавонад магас эҳтироз кардан (3,214).*

* * *

*Огаҳ аз сӯзи дили ошиқ набошад ҳеҷ кас,*
*Шамъ донад он чӣ шабҳо бар сари парвона рафт (3,127).*

* * *

*Бувад донакаш, ҳар куҷо мӯр ҳаст,*
*Аз он мӯри хатти лабат дилкаш аст (3,147).*

Б) номи парранда:

*Шавқи лаби ту медиҳад завқи сухан Камолро,*
*Мург сухансаро нашуд, то ки нагашт гулшанӣ (3,367).*

* * *

*Дило, аз нола булбул васли гул ёфт,*
*Чаро зорӣ бар ин зоре накардӣ (3,347).*

В) номи ҳайвонот низ кам корбаст нашудааст:

*Ҷӯяд аз суҳбати мо зоҳиди пурҳила гурез,*
*Тоқати панҷаи шерон набувад рӯбаҳро (1,38).*

Г) зарбулмасалу мақол ва ҳикмат дар осори Хоҷа Камол хусусиятҳои наҳвии хеле ҷолиб дорад. Бояд гуфт, ки дар онҳо ҷумлаҳои сода бештар аст:

А) ҷумлаҳои содаи дутаркибаи тафсилӣ:

*Пеши рухи ту мекашад хат донаи дилҳои мо,*
*Чандин ҳазорон донаро мӯре ба танҳо мекашад (1,413).*

* * *

*Зи оби оташи рӯест оби чашми Камол,*
*Ки ашки шамъ зи сӯзу гудоз меборад (1,403).*

Б) ҷумлаҳои соддаи яктаркиба:

*Сад шарбати ширин зи лабат хастадилонро*
*Наздики лаб оранду чашидан нагузоранд (1, 460).*

В) ҷумлаҳои нопурра:

*Бо рақибон ҳайфӣ, эй шириндаҳон,*
*Чун дар ангушти гадо ангуштарӣ (3,383).*

Аз рӯи ифодаи хабари ҷумлаҳои феълӣ:

*Ба лабат ёфт нишони лаби Ширин Фарҳод,*
*Раҳ сӯи лаъл набурданд ба ҷуз кӯҳканон (3,252).*

* * *

*Чу бӯсам шаби васл дасти рақиб,*
*Надорад ганӣ бо гадо эҳтиёҷ (к. 269).*

- Ва номӣ мешаванд:

*Чу бар гул мехиромӣ, по нигаҳ дор,*

*Ки гулро бештар захмат зи хор аст (1,141).*

* * *

*Агар дида дидор ҷӯяд, равост,*
*Ки намдидаро офтоб орзуст (1,230).*

3. Мисли дигар ҷумлаҳо зарбулмасалу мақол ва ҳикмат дар осори Хоҷа Камол мақулаи громерии тасдиқ - инкорро доранд. Маънои тасдиқ бо шакли тасдиқи феъл-хабар:

*Сӯзи мо аз гиря шуд чун оташ аз равган зиёд,*
*Шамъро оре, зи ашк афзун шавад сӯзи дарун (3,211).*

* * *

*З-он сон, ки сӯи хеш кашад мӯр донаро,*
*Хатти ту донаҳои дили мо чунон кашад (1,334).*

Бо инкори инкор (шакли инкори феъл-хабар ва пешояндҳои инкорӣ ба мисли бе, ҷуз):

*Камол, аз сина магсил меҳри он сарв,*
*Назебад садр бе болонишинӣ (3,400).*

* * *

*Гуфтӣ, Камол, ар ошиқӣ, пеши рухи ман сӯз ҷон,*
*Ҷуз пеши оташ сӯхтан бӯе набошад удро (1,45).*

ифода меёбад.

Маънои инкор бо ду роҳ ифода мегардад: ба шакли инкори феъл-хабар:

*Шакарро гӯ, мапӯшон холи мушкин,*
*Ки сабр аз ангубин кори магас нест (1,231).*

* * *

*Тариқи ошиқон баргиру сӯи дардмандон шав,*
*Ки беишқиву бедардӣ набошад шеваи мардӣ (3,382).*

Ва ё ёрии ҷумлаҳои суолӣ - риторикӣ, ки дар онҳо шакли феъл-хабар тасдиқӣ аст:

*Оби чашмам кам нашуд, чандон ки мижгон баргирифт,*
*Кас ба парвезан чӣ гуна оби Ҷайҳун кам кунад? (1,370).*

* * *

*Рози ҳуснат чун бипӯшонад дилам,*
*Кай шавад мисбоҳ пинҳон дар зуҷоҷ (1,268).*

- таъсири ин гуна ҷумлаҳо бештар аст.

*Рақиб, гӯ, шунав он-ч аз дари ту хост, Камол,*
*Гадои кӯ зи саги ошно чӣ гам дорад? (1,402).*

Маънои инкорро калимаи ҳеҷ қатъитар менамояд:

*Рост гӯянд, ҳавоест зи ту бар сари сарв,*
*Ки наҷунбад ба яқин ҳеч дарахте бе бод (1,411).*

4. Зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои осори Камоли Хуҷандӣ аз рӯи хусусиятҳои коммуникативии худ ба ҷумлаҳои ҳикоягӣ, суолӣ ва амрӣ ҷудо мешаванд.

А) ҷумлаҳои ҳикоягӣ:

*Бо рақибонат ба бӯи васл хушдил мезиям,*
*Бар умеди гул чу булбул метавон бо хор зист (1,258).*

* * *

*Пеши рух аз рақиб бипӯшон беҳи зақан,*
*К-аз бог мева дузд ба маҳтоб мебарад (1,459).*

* * *

*Пеши рӯят ду зулф турфа фитод,*
*З-он ки як рӯзро ду шаб набувад (1,417).*

*   *   *

*Лаҳза-лаҳза рухам аз оби дарат тозатар аст,*
*Тозатар мешавад аз хок, бале гунаи зар (1,532).*

Б) ҷумлаҳои суолӣ:

*Оби чашмам кам нашуд, чандон ки мижгон баргирифт,*
*Кас ба парвезан чӣ гуна оби Ҷайҳун кам кунад? (1,370).*

*   *   *

*Гуфта будӣ, дод хоҳ аз гамзаи хунрези мо,*
*Гӯсфанди куштанӣ чун хоҳад аз қассоб дод? (1,349).*

Боиси қайд аст, ки дар зарбулмасалу мақол ва ҳикмат ҷумлаҳои суолии риторикӣ корбаст мешаванд ва ҷумлаҳои суолии аслӣ истифода намегарданд.

В) ҷумлаҳои амрӣ:

*Бо он чи Камол ояд пешаш зи хасе камтар,*
*Дар чашми рақиб аз хас камтар машуморедаш (3,31).*

Табиист, ки ин гуна ҷумлаҳои амрӣ на ба як шахс, балки ба умум равона карда шудааст.

Аз ҷумлаҳои мураккаб маъмултаринаш ҷумлаҳои мураккаби тобеъ аст. Дар он сурат пайвандакҳои зер истифода мешавад:

Пайвандаки «ки»:

*Аз холи орази ту фитодам ба банди зулф,*
*Мурге, ки шуд ба дом, сабаб обу дона буд (1,382).*

*   *   *

*Шаби фироқи ту тир асту ман аз он ба ҳарос,*
*Шабе, ки моҳ надорад, маҳобате дорад (1,315).*

Пайвандаки «чун» («чу»):

*Он лаби хандон чу бинад, дар ҳадис ояд Камол,*
*Булбули хомӯш чун гул бишкуфад, гӯё шавад (1,447).*

*   *   *

*Гуфтӣ, ки ба пирӣ тарафи ишқ раҳо кун,*
*Чун ишқ даромад, чӣ ҷавониву чӣ пирӣ? (3,447).*

*   *   *

*Камол аз сари кӯят чаро рамад зи рақиб,*
*Чу оҳуи ҳарам аст, аз саге чӣ гам дорад (1,468).*

Пайвандаки «чун» дар масал, мақол ва ҳикматҳои Камол асосан ҷумлаҳои пайрави шартиро ва, баъзан, ҷумлаҳои пайрави замону сабабро ба сарҷумла алоқаманд кардааст.

Пайвандаки «агар» («гар», «ар»):

*Ба он шаб ҳар ки бозад ишқ, аз куштан наяндешад,*
*Магас гар фикри ин кардӣ, накардӣ бо шакар бозӣ (1,415).*

Пайвандаки «то»:

*Ишқи бедард саре гарм накард,*
*Шамъ то сӯз надорад, сард аст (1,238).*

Таркиби пайвандаки «ҳар ҷо, ки»:

*Нахоҳам ман, ки кас бо он шакарлаб ҳамнафас бошад,*
*Вале ҳар ҷо, ки ширинист, гавгои магас бошад (1,483).*

*   *   *

*Сар дармакаш зи нолаи мо, эй дарахти ноз,*
*Ҳар ҷо, ки ҳаст шохи гуле, андалеб ҳаст (1,198).*

Пайвандакҳои «чандоне ки» ва «гарчи» хеле кам (яктоӣ) корбаст шудаанд:

*Дур созам гуфтам ашк аз чашми тар бо остин,*

*Чашма чандоне, ки кардӣ пок, об омад бурун (3,231).*

* * *

*Ман зи шавқи гулрухон нолам, на аз ҷаври рақибон,*
*Гарчи хораш дил харошад, булбул аз мастӣ хурӯшад (1,419).*

Ҷумлаҳои мураккаби тобеъи бепайвандак низ дар қолаби зер, ки тобиши замонӣ ва шартӣ доранд, мавҷуданд:

*Он рух набинам, ар набарӣ зулфро ба тоб,*
*Шаб мунқатеъ нагашта набинад кас офтоб (1,51).*

* * *

*То рух напӯшӣ, кай шавад аз дида ашки мо равон,*
*Пинҳон нагашта офтоб, ахтар намеояд бурун (3,196).*

* * *

*То ту наронӣ, кай раванд аз кӯи ту дилҳои мо?*
*Норонда ҳукме подшаҳ лашкар намеояд бурун (3,196).*

Дар ин қабил мисолҳо маънои муқобилгузорӣ хеле хуб ифода шудааст - қисми дувуми ҷумла ба қисми аввал. Ҳар ду қисм ҳам шакли инкори громерӣ дорад.

Яке аз хусусиятҳои ҷумлаҳои мураккаби тобеъи бепайвандак аз он иборат аст, ки аксари онҳо тобиши шартро доранд:

*Дил дар абрӯи ту холӣ зи дуогӯӣ нест,*
*Ҳар кӣ меҳробнишин шуд, зи дуо бас накунад (1,274).*

* * *

*Дар ин раҳ ҳар чӣ ҷӯӣ, он биёбӣ,*
*Биҷӯ нақде, ки ногоҳон биёбӣ (2,366).*

Ҷумлаҳои мураккаби пайваст кам вомехӯранд:

*Чеҳраам дида, чӣ ҳосил, ки ба хун кард нигор,*
*Ки бурун нақшу нигор асту дарун нолаи зор (1,531).*

Зарбулмасали «аз берун нақшу нигор асту дарун нолаи зор»

*Дӯст дар ҷону нест з-ӯ хабарат,*
*Ташна мурдиву об дар назарат (1,151).*

* * *

*Ба суҷуд пеши қибла биниҳам хаёли рӯят,*
*Ки ҳузур бояд аввал, пас аз он намоз кардан (3,214).*

* * *

*Толиби симург бошу кимиё, лекин маҷӯй*
*Дар бутон меҳру вафо в-аз ошиқон сабру сукун (3,211).*

Баъзан ҷумлаҳои мураккаби омехта низ корбаст мешаванд:

*Ин ҷаҳон дардхурда дандонест,*
*Вораҳидед аз ӯ чу барканded! (1,394).*

Масалҳои машҳуре ҳастанд, ки онро шунаванда ё хонанда хеле хуб медонад, аз он ҷиҳат шоир дар шеъри худ ба масали маъруфе ишора мекунад. Онҳо кӯтоҳ ва бо ду калима (исмҳои чида бо ҳарфи накираи «е»), ки ҳукми ҷумларо доранд, ифода ёфтаанд:

*Бадхоҳи ту худро ба бузургӣ чу ту донад,*
*Лекин масал аст ин ки «чинореву кадуе» (3,434).*

* * *

*Ба рӯи мард бошад гарди ин дард,*
*Нахондӣ ин масал «гардеву марде» (3,345).*

* * *

*Эй гули рӯи туро чун ман ба ҳар сӯ булбуле,*
*Аз ту дорад ин масал шуҳрат, ки «шаҳреву гуле» (3,320, 284).*

Шоир дар ин ҷо аз санъати талмеҳ истифода кардааст. Ё ки бо ҷумлаи хулоса ифода ёфтани онҳо:

*Нахондӣ ин масал, ҷоно, «тамошо ройгон бошад»,*
*Рухе бинмо, ситон сад ҷон, иҷозат деҳ тамошое (3,411).*

Маълум аст, ки зарбулмасалу мақол ва ҳикмат берун аз нутқу хориҷ аз матн корбаст намешаванд, зеро онҳо барои тақвияти фикр, тасдиқ ё радди фикр, барои панду насиҳат ё маҳкуми амали ношоистае оварда мешаванд. Аз ин рӯ, онҳо аксаран дар мисраи дувуми байт ҷой мегиранд:

*Касе, ки қимати хоки дараш ба ошиқ гуфт,*
*Баҳошиносии ҷавҳар ба ҷавҳарӣ омӯхт (1,109).*

* * *

*Гар набинам рухат аз турраи мушкин, чӣ аҷаб,*
*Дар шаби тира ба хуршед назар натвон кард (1,332).*

* * *

*Ҷаҳону ҷумла лаззоташ ба занбӯри асал монад,*
*Ки ширинӣ-ш бисёр асту з-он афзун шару шӯраш (3,29).*

Аз он ҷо, ки зарбулмасал маънои маҷозӣ дорад, дар онҳо санъатҳои бадеӣ, монанди тавсиф, ташбеҳу истиора, ташхис, киноя нақши муҳим доранд:

*Маро тавба фармуданд аз холи мушкин*
*Бувад шустан аз рӯи зангӣ сиёҳӣ (3,404).*

* * *

*Хоки мижгон манигар, пой бинеҳ бар сару чашм,*
*Ки зиёне нарасад аз мижа биноиро (1,46).*

* * *

*То гам нахӯрду дард, наяфзуд қадри мард,*
*То лаъл хун накард ҷигар, қимате наёфт (1,103).*

* * *

*Бистонд рақибам сари зулфат зи кафу рафт,*
*Нав шуд масали куҳна, ки «хар рафту расан бурд» (1,283).*

* * *

*Сокин накард гиря зи дил ҳирқати Камол,*
*Сӯзи кабоб кам нашуд аз хун чакиданаш (3,38).*

Зарбулмасалу мақол ва ҳикматро Камол дар осораш хеле зиёд ба кор бурдааст. Масалан, баъзе аз ғазалҳояш ба тамом панду ҳикматанд (руҷӯъ шавад ба с.35, 415 ва 498 ҷилди 1, с. 49 ҷ.2). Аксарияти ҷумлаҳо содаанд (65% ба 35%). Ин исботи он аст, ки дар ҳақиқат, зарбулмасалу мақол ва ҳикмат мӯҷаз, рехта, кӯтоҳ ва маънояш хеле фарох ва васеъ аст. Камол аз онҳо дар мавориди зарурӣ барои фасоҳату назокати нутқ, пуробурангӣ, пуртаъсир кардани матн бо завқе ниҳоят баланд истифода кардааст.

Чун зарбулмасалу мақол ва ҳикматҳои осори Камоли Хуҷандӣ бадеияти хеле баланду хусусиятҳои луғавӣ, грамматикӣ ва услубии зиёде доранд, таҳқиқи алоҳида талаб мекунанд.

**Пайнавишт:**


1. Абдуллоҳзода. Зарбулмасалҳо ва мақолҳо дар асарҳои Садриддин Айнӣ.-Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1958.
2. Айнӣ, Садриддин. Намунаи адабиёти тоҷик. – Маскав, 1926.
3. Амонов Р. Эҷодиёти даҳонакии аҳолии Кӯлоб.-Ҷилди 1.- Сталинобод: Нашри давлатии Тоҷикистон, 1956.

4. Амонов Р., Шукуров М. Намунаи фолклори диёри Рӯдакӣ.-Сталинобод: Нашри давлатии Тоҷикистон, 1958.
5. Асрорӣ. Зарбулмасал ва мақолҳои тоҷикӣ.-Сталинобод: Нашриёти давлати Тоҷикистон, 1956.
6. Дол В. Зарбулмасалҳои халқи рус. (Ду ҷилд).-Маскав: Интишороти осори ҳунарӣ, 1984 (ба русӣ).
7. Калонтаров Я. Зарбулмасал ва мақолҳои тоҷикӣ ва муодилҳои русии онҳо.-Душанбе: Ирфон, 1965 (ба русӣ).
8. Калонтаров Я. Зарбулмасал ва мақолҳои тоҷикӣ дар муқоиса бо ӯзбекӣ.-Душанбе: Дониш, 1969 (ба русӣ).
9. Песорчиков О., Тоҷиддин С., Ҳамидҷонова М. Зарбулмасал ва мақолҳои тоҷикӣ.-Сталинобод: Нашриёти давлатии Тоҷикистон, 1960.
10. Прохоров Ф. Зарбулмасал, мақол ва ифодаҳои рехтаи русӣ. Фарҳанги забоншиносӣ ва кишваршиносӣ.-Маскав: Забони русӣ, 1979 (ба русӣ).
11. Розенфелд А.З. Намунаи фолклори Дарвоз.-Сталинобод: Нашриёти Давлатии Тоҷикистон, 1955.
12. Фозилов М. Фарҳанги зарбулмасал, мақол ва афоризмҳои тоҷикӣ ва форсӣ.-Ҷилди 1.-Душанбе: Ирфон, 1975.-368с;-Ҷилди 2, 1977.

*Муҳаммадмаҳдии Носеҳ*

## СИБҒАИ ИРФОНӢ ДАР ШЕЪРИ КАМОЛИДДИНИ ХУҶАНДӢ

Бо тааммуле дар мутуни муътабари форсӣ ин нукта ҳосил мешавад, ки ирфон ва маърифат аз беҳтарин латоифи завқи башарист, ки тавонистааст дастмояи аксари ҳунармандону соҳибони дарк ва аҳли назар қарор бигирад.

Яке аз барҷастатарин шуарои форсизабон, ки ба ҳақ ишороти латиф ва таҷоруби асили ирфониро аз тариқи роҳҷӯӣ ба кунҳи ҳақоиқи умур ва ашёи олам дар шеъри хеш матраҳ мекунад, орифи ба Ҳақ восил Камолиддини Хуҷандӣ (802-803ҳ.қ.) аст. Ба таври куллӣ ҷавҳару хамирмояи аслии масоили ирфонӣ ва таълимоти вобаста бад-он марбут мешавад ба тарҳи масоили инсонӣ ва он чӣ лозимаи сифоти бартари навъи башар аст, ки ба сурати инсони комил матраҳ мешавад. Умдаи осори ирфонӣ дар ҷиҳати тарҳоро ва назариёте аст, ки битавонад ба инсон маъниву мафҳуми мутаолӣ бибахшад. Бинобар ин, дар як калима ва ба таври хулоса ҳадафи осори ирфонӣ мубтанӣ бар ҷаҳонбинии хосест дар ҷиҳати инсоният, яъне он ки “бишносӣ, ки ман ҷоҳилам, чун ба ҷаҳли хеш ориф гаштӣ, Ҳаққро ориф бошӣ” (3,138). Аз сӯи дигар, бояд гуфт ки маърифат навъе илм аст ва кашфи сир ба манзури шинохти Ҳақ ва бардоштани ҳиҷоби роҳ. Ҳиҷобе, ки монеи солики роҳ аст, аз расидан бад-он чӣ мебояд. Аммо мабоҳиси марбут ба осори ирфонӣ, дар ҳақиқат, маҷмуни рӯҳонии бисёр шигифтоварест, ки гӯӣ дар иборат намегунҷад ва аз ҷиҳате ҳам ба ишорат дарнамеояд (3,18). Ба ибороти дигар, он чӣ урафо дар осорашон матраҳ мекунанд, чизест аз навъи “йудраку ва ло йусафу”,[47] ки атри хосе дорад ва ҷилваву рангу ҷилои вижа.

Ранги ирфонӣ дар шеъри Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ аз он гунаи хосест, ки фақат ба худи вай марбут мешавад, яъне гӯӣ аз каломи вай бӯи ӯ меояд. Ба ростӣ, ки аз сухани ҳар касе бӯи ӯро метавон эҳсос кард (2,458). Сибғаи ирфонӣ дар шеъри Камол аз он навъ суханони мустаъмали дар байни дигар шуаро ва урафо нест, бал аз

[47] Даркшаванда, аммо васфнашаванда

мақулаи суханони хоси аҳли маърифат аст, яъне забонест гӯёи мо физзамири шоири орифе, ки ҳамаи вуҷудаш саршор аз мақосиди олӣ ва мутаолии ҷанбаҳои мухталифи инсонӣ аст; ҷанбаҳое, ки намудори бартарин аҳвол ва мақомоти одамист. Дар ин ҷост, ки Камол ҳар чӣ мегӯяд, бархоста аз дилу ҷони ӯст ва чизест натиҷаи таровиши рӯҳӣ, ки дар иқлими маърифат ҳамаи рангҳоро ба худии худ дорад. Дар шеъри Камол, ки ҳар вожааш атри ирфон мепароканад ва ҳар байташ мисраи баланди маърифатро менамоёнад, аз ҳар даст матлабе ҳаст, чандон ки гӯӣ ҳақиқаташ васфи Ҳақ асту исмаш луғати халқ ва тарҳи он чи ӯро ба ӯ мақоми орифи комил бахшидааст. Ба таъбире дигар: аввалаш сифати он мани огоҳи худогоҳ аст ва охираш сифати Ӯст, ки аз идрок муназзаҳ аст (9,412).

Камоли Хуҷандӣ, он гуна, ки аз шарҳи ҳоли ӯ ва аҳволаш бармеояд, аҳли зуҳду тақво будааст ва марҷаи афозили рӯзгор ва сӯфиёни софидилу орифони ба худ огоҳ. Вай дар он чӣ тарҳ мекунад, мутаваҷҷеҳи умқу даруну ботини умур аст ва ҳамин нукта сабаб шудааст, то шеъраш мутазаммини нукоти дақиқу зарифу латиф ва ишороти малеҳи ирфонӣ бошад. Нуктаи ҷолиби таваҷҷуҳ дар зиндагии ин ориф он аст, ки бо вуҷуди эҳтимом ба умури расмии тасаввуф ва хонақоҳнишинӣ, вай амалан аз он чӣ вобаста ба хонақоҳ ва хирқаву фарҳанги муридиву муродӣ мебошад, ба дур аст. Аз ин рӯй, ҳам ӯ аз мунтақидони мактаби аҳли назар ва маърифат ба шумор меояд. Бад-ин сабаб аст, ки мебинем дарёфтҳои ӯ аз олами маърифат мубтанӣ бар завқу шуҳуду кашфу ишроқ аст ва аз зоҳирбиниву солус мубаррост. Вай аз ҳар чӣ ба ранги худнамоиву худороист, безор аст ва бути ному нангро дар худ фурӯ мешиканад ва ба марҳалае аз маърифат мерасад, ки аз ҳар чӣ ранги тааллуқ дар он аст, озод мегардад. Аз ӯст, ки мегӯяд:

*Орифи пинҳон зи пайдо хуштар аст,*
*Ганҷро ганҷина маъво хуштар аст.*
*Олами озодагон хуш оламест,*
*Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст (4,71).*

Камоли Хуҷандӣ озодаест дар камоли истиғно, ки ишқу шигифтиро сармояи роҳи хеш қарор медиҳад ва яктоиву яксӯнигариву якрӯиро меситояд:

*Дар дил ба қадри зарра нагунҷад хаёли гайр,*
*К-аз меҳри ӯ пур аст замири мунири мо (4,25).*

Вай ба сабаби истиғроқ дар олами ваҳдат чашм ба гулистоне дӯхтааст, ки чеҳраи маҳбубро ҳар ҳафт карда менамояд ва зебоиву ҷилваву ҷалолро дар беҳтарин сувари мумкин пеши рӯй қарор медиҳад:

*Дар гулистонҳо тамошое беҳ аз рӯи ту нест,*
*Дар биҳишти адн ҷое хуштар аз кӯи ту нест.*
*Мо ба сад ҷон бӯи он зулф аз сафо чун мехарем,*
*Чун ба дасти мо баҳои як сари мӯи ту нест (4,42).*

* * *

*Аз ту як соат ҷудоӣ хуш намеояд маро,*
*Бо дигар кас ошноӣ хуш намеояд маро.*
*Гуфтамаш: -Дар оби ораз акси ҷони мо намой,*
*Гуфт: -Ҳар дам худнамоӣ хуш намеояд маро (4,42).*

* * *

*Бе ту аз дардам орамидан нест*
*В-аз туам тоқати буридан нест.*
*Ёр дар пеши чашми туст, эй ашк,*
*Ҳоҷати ҳар тараф давидан нест (5,309).*

Камол, чунонки зикраш шуд, толиби маҳбуби азалист ва дар ҳар чи мегӯяд, сухан ҳама аз ӯст. Ҳақиқати ирфони Камол ҳамин аст, яъне дил аз ғайри Ӯ нигоҳ доштан (4,100). Аз ин рӯй аст, ки Камол ҳамагӣ забон ба “Аналҳақ” боз мекунад ва бад-ин тартиб аз ҳолат ва мақоми тафарруқа ба ҷамъ меояд ва аз олами касрат ба сӯи ваҳдат майл мекунад.

*Лофи Аналҳақ бизан, Камол, ки вақт аст,*
*Ҳар сари мӯи ту чун зи дасту забон ёфт.*

Ин гуна суханони орифона, ба таъбире дигар, азим тавозеест одамиро, бад-ин маънӣ, ки ориф худро намебинад, балки ба ҳар чи менигарад, нишоне аз дӯст дорад; ман нестам, ҳама Ӯст:

*Дӯстон, гар кушт моро дӯст, мо донему дӯст,*
*Чун ҳалоки мо ризои Ӯст, мо донему дӯст.*

Ҳақиқати дӯстиву меҳру муҳаббату алақа дар назари аҳли маърифат он аст, ки “Муҳиб кулли авсофи худро дар ҳаққи маҳбуби худ нафй кунад” (8,402).

Ҳамин мазмуни куллист, ки иродату шавқу ишқро мӯҷиб мешавад, яъне он чи сармояи роҳи орифон аст ва раҳнамои шефтагони восил. Ранги ишқ бартарин рангест, ки шеъру ғазали Камолро некӯ фаро гирифтааст, чандон ки ҳар варақ аз дафтари шеъраш аз он ҳикоятҳо дорад. Камол, дарвоқеъ, тамоми авсофи хешро дар талаби маъшуқи азалиаш нафй мекунад, то Ӯро, ки сахт бад-Ӯ шефтааст, исбот кунад:

*Рӯи ту қиблаи муноҷот аст,*
*Диданат аҳсану-л-ибодот аст.*
*Гар ба нозам кушӣ, макун таъхир,*
*Ки зи таъхир бими офот аст.*
*Зиндатар шуд ба куштани ту, Камол,*
*Ошиқонро басе камолот аст (4,63).*

Камол ишқро бартарин ва волотарин мақоми одамӣ медонад, ки лозимаи он ҳиммати волост:

*Ҷаноби ишқ бас олист, мӯсоҳиммате бояд,*
*Ки натвон бар чунин Туре шудан бе ҳиммати воло.*
*Зи хуршеди ҷамоли ӯ шаби зиндадилон равшан,*
*Ба даври қадди ӯ бигрифт кори ошиқон боло.*
*Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?! (4,17).*

Шоири шаҳири Хуҷанд ҳар дам аз баракати ишқ ранге дигар аз олами маонӣ дармеёбад, таҷаллии ҳамин рангину сибғаи хос аст, ки гоҳ ашки лаългуни вайро менамояд ва дафтари шеърашро рангин мекунад:

*Гашт рангин зи сухан дафтари ашъори Камол,*
*Гӯ ба сурхӣ бинависанд «ва айзан лаҳ»-ро (4,17).*

* * *

*Хирқаи азрақи ман боз ба май гулгун шуд,*
*Ишқ ҳар дам ба дигар ранг баровард маро (4,10).*

* * *

*Зулфи ту аз холи ту мушкинтар аст,*
*Ашки ман аз лаъли ту рангинтар аст (4,64).*

Оташи ишқ бо ҳама сӯзандагиаш дар назари ӯ чӣ дилпазир аст ва шаҳиди ишқ чӣ фазилате дорад:

*Каъбаи дил з-оташи ишқи ту сӯхт,*
*Дар таби “таббат” тани сад “Бӯлаҳаб” (4,67).*

* * *

*Шаҳиди теги ишқ ар бегуноҳ аст,*
*Ба ҷаннат ҷои ӯ дар пешгоҳ аст (4,69).*

Мазмуни латифи ишқ мӯҷиб шудааст, то шоир симои бадеъ аз маъшуқ ва маҳбубаш тарсим кунад ва бути тамомиёрашро ҳар лаҳза ба ранге бинамоёнад, ки намудори ҳусну ҷамол аст ва ояти иззату ҷалолу ҳайрат:

*Нуқтаи холу лабат оёти ҳуснанду ҷамол,*
*Як-як ин оётро он рӯи зебо ҷомеъ аст (4,62).*

* * *

*Он рух набинам, ар набурӣ зулфи пур зи тоб,*
*Шаб мунқатеъ нагашта, набинад кас офтоб.*
*Шавқи руху хати ту зи дил хун чаконд, хун,*
*Аз оташу намак кунад ин гиряҳо кабоб (4,23).*

* * *

*Ин чӣ сарви қад, ин чӣ рафтор аст?!*
*Ин чӣ шириндаҳан, чӣ гуфтор аст?!*
*Ин чӣ холу чӣ оразӣ зебост,*
*Ин чӣ хат, ин чӣ зулфу рухсор аст?!*
*Ин чӣ рӯй асту ин чӣ зулфи дароз,*
*Ин чӣ дилбанду ин чӣ дилдор аст?!*
*Ин чӣ чашм асту ин чӣ лаб, чӣ шакар,*
*Ин чӣ доруву ин чӣ бемор аст?!*
*Ин чӣ ҳусн асту ин чӣ хол, Камол,*
*Ин чӣ хуш булбул, ин чӣ гулзор аст?! (4,37).*

* * *

*Баски латиф аст он оразӣ нозук, бар ӯ*
*Чунки назар мекунӣ, мечакад аз дида об.*
*Бе ту набошад субот ҳастии моро, бале*
*Зарра нагардад падид, то набувад офтоб (4,25).*

Дар сухани Камол нуктаҳои зарифест, ки вай дар зимни он мароҳили мухталифи сайру сулукро тарҳ мекунад ва ҳар ҷо машраби ирфониашро, ки мубтанӣ бар он мақоми хос аст, ба муносибат менамоёнад. Вай ба ҳамроҳи ишқ, ба латифаи “дард” ишора мекунад, дарде, ки олами бурунро саропардаи хеш қарор додааст, дарде, ки намудори саййири дарун аст:

*Бе ғамат шод мабод ин дили ғампарвари мо,*
*Ғам хур, эй дил, ки ба ҷуз ғам набувад дарх(в)ари мо.*
*Дардмандему хабар медиҳад аз сирри дарун,*
*Даҳани хушку лаби ташнаву чашми тари мо.*
*Сифати рӯи ту то дар қалам овард, Камол,*
*Гул барад нусхаи ҳусн аз варақи дафтари мо (4,8).*

* * *

*Қиссаи дарди ҷудоӣ чӣ нависем, Камол?!*
*Дил ҷудо нола кунад, хома ҷудо, нома ҷудо (4,11).*

* * *

*Дарди ту замон-замон фузун аст*
*В-ин сӯзи дарун зи ҳад бурун аст.*
*Ақл аз ҳаваси ту беқарор аст,*
*Дил дар талаби ту бесукун аст (4,50).*

* * *

*Дард, к-аз дил хост, дармонеш нест,*
*Хун, ки дилбар рехт, товонеш нест.*

Камол аҳли дил аст, дили дилин ва на дили гилин; диле, ки хамирмояи одамист ва сирри маърифат дар ӯст. Он диле, ки маҳалли муҳаббат асту ҷойгоҳи дарду фироқ. Бавоқеъ, Камол ҳамеша мубталои чунин дилест, диле ба ранги лолаи сӯхта хун дар ҷигар нақш пазируфта аст:

*Ҳамчу лола дили ман сӯхта, хун дар ҷигар аст,*
*Ки чаро сунбули гесӯи ту дар дасти сабост (4,36).*

* * *

*Гар дафтари ҳадисам бар хуни дил набудӣ,*
*Ин гуфтаҳо накардӣ дар ҳар диле сироят (4,34).*

Ин дил аз назаргоҳи урафо гавҳарест рӯҳонӣ, сирри мактумест, ки мунҷамеи маориф асту махзани ганҷи хафӣ. Чӣ дили воқеӣ миръоти Ҳақ асту Арши Вай. Дили ҳақиқӣ чизест миёни ангуштони Ҳақ таоло (7,131; 1,140) ва чунонки Худо мехоҳад, онро мегардонад. Дар таъбироти ирфонӣ дилро атвори мухталифест, ки ҳар Тури он маҳалли таҷаллии хосе аз анвори таҷаллиёти илоҳист (6,195). Дар мавриди Камол ба ростӣ бояд муқир буд, ки ӯ ба сарманзили дил роҳ ёфтааст бо ин латифаи ниҳонӣ ҳамзод аст ва маънусу маълуф. Ӯ, дарвоқеъ, орифест зиндадил, ки ҳама ҷо ба тавофи дил машғул аст ва ба тамошои ин дилбари рӯҳонӣ дар сафи қудсиён ҷой гирифтааст:

*Даруни Каъбаи дил дилбарест руҳонӣ,*
*Ки қудсиён-ш ба таъзим кардаанд суҷуд.*
*Забони қол фурӯ банд назди аҳл, Камол,*
*Румузи ишқ набошад ҳадиси гуфтушунуд (4,125).*

* * *

*Дил дар талабат ҳаёти ҷон ёфт,*
*Ҷон аз ту бақои ҷовидон ёфт.*
*Толиб ба ду дида нақши ӯ баст,*
*Матлуб чӣ айн шуд, аён ёфт (4,55).*

Ҳама ҷо сухани Камол хитоб бо дил аст. Бисёре аз мазоҳири ахлоқӣ-ирфонӣ ва таълимоти вижаи сӯфия марбут мешавад ба таъдиби дилу зудудани ҳар навъи ғиллу ғаше аз ӯ. Соҳибони маърифат бо таваҷҷуҳ ба сафои дил аст, ки ба мутолиаи ҷамоли сифоту мушоҳидаи ҷамоли зоти Борӣ, субҳонаҳу ва таоло, мепардозанд. Дил сарчашмаи ҳавоси пинҳониву дарёфтҳои ғайбист. Умдаи мақомоти ирфонӣ ва дарки аҳволи мухталифи рӯҳонӣ манут аст ба мувозибат аз дилу муроқибат аз ӯ. Беҷиҳат нест, ки тайи мароҳили мухталифи сулук ва расидан ба мақомоти гуногун вобаста ба ин аст, ки дил бояд тайи мақомот кунад. Камол дилро сарчашмаи ҳаёт мешуморад:

*Дил маранҷон ба дарди дӯст, Камол,*
*Фаҳва мо-ул-ҳаёти фиҳи шифо (4,18).*

Дар назари аҳли маърифат ҳамин дил аст, ки ҳақиқати инсониятро шомил мешавад, ба ин эътибор дил аст, ки масъул аст. Ва дар ҳар ҳол мавриди итобу хитоб қарор мегирад. Мушоҳидаи воқеӣ вобаста ба руъяти дил аст. Ҳуҷҷати болиғи Ҳақҳ таоло бар ин маънӣ гувоҳ аст, ки ин дил ҳар касеро нест, ҳар одамиро Худованд дил исбот нафармудааст: “Инна фӣ золика лазикро лиман кона лаҳу қалбун”.[48] Бадеҳист, ки мурод аз ин дил ҳамон гӯштпораи санавбарӣ, ки бар ҷониби чап аз сина ниҳодаанд, нест, балки ҳақиқати дил ҳамон рӯҳу равони инсонист, ки манбаи илҳом асту ишроқ ва ҳар лаҳза ҳолати ҷадиде ба худ мегирад ва атвори гуногунеро доро мешавад. Таъбироте, аз навъи “шарҳи қалб”, “тумаънина”, “силму сафо”, “ҳуб”,

---

[48] Сураи Қоф, ояти 37.

“қабзу басти шаффоф”, “фуод”, “ҳаббат-ул-қалб”, “сувайдо”, “маҳаҷҷат-ул-қалб”, ки ҳама худ мунҷир ба тасфияи дил аст ва тафарруди ботин аз ҳар чи ҷуз Ҳақ ва ҳақиқат аст (6,202).

Камол соҳибдил аст ва соҳибназару аҳли роз. Вай ба тарбияти дил ба манзури расидан ба камол муътақид аст ва бар ин бовар аст, ки ин дил ҳамон “ман”-и воқеии одамист, ки бо фитрати ӯ дамсоз аст. Фаҳми дил ва дарки дил дар назари шоири шаҳири Хуҷанд навъе маърифат аст аз навъи маърифати аҳадӣ ва навъе илм аст аз навъи илми азалӣ ва ладунӣ. Аз ин рӯст, ки ӯ доим бар дари дил ба наҷво нишаста аст:

*Умрест, ки бо ӯ дили мискин нигарон аст,*
*Умрест зи мо рафта, вале бо дигарон аст.*
*Гар бар дили маҷрӯҳ сари тири ту саҳл аст,*
*Он ҳам гузарад, чун ҳама чизе гузарон аст (4,75).*

* * *

*Дил шишаест, ҷои хаёли ту, эй парӣ,*
*Кардӣ парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ.*
*Пайваста дар баробари чашмам нишастаӣ.*
*Оре, маро ба чашми ҷаҳонбин баробарӣ.*
*Азбаски дӯш бар дари ту дида дур фишонд,*
*Бастем ҳалқа гирди дарат аз дури даре*
*Дигар маҷӯй манзалату қадри худ, Камол,*
*Ин манзалат бас аст, ки бар хоки он дарӣ (4,356).*

Сухан гуфтан дар боби дилу раҳовардҳое, ки аз ин маънӣ дар шеъри дилкаши Камол аст, дар ин мухтасар намегунҷад. Сад сухан ба як сухан бояд кӯтоҳ кард ва гуфт: -Дил асту кӯи дилбар ва ин ки ҳар киро дил нест, дилбар нест; дилу дилбарӣ мазҳаби Камол аст:

*Мо диле дорему он бар дилбаре хоҳем баст,*
*Нақши рӯи зард бар хоки даре хоҳем баст.*
*Ҳар касе бандад баҳри симу зар бар худ камар,*
*Мо камар бар хидмати симинбаре хоҳем баст.*
*Дар миёни гиря чун бӯсем пои ӯ, Камол,*
*Аз дуру ёқут бар вай зеваре хоҳем баст (4,89).*

* * *

*Дил, ки дилдоре надорад, дил нашояд хонданаш,*
*Нест ошиқ, гар набошад расми ҷон афшонданаш.*
*Саҳл бошад, гар канори мо гирифт аз гиря об,*
*Бар канори об чун гулбун тавон биншонданаш (4,223).*

Ба баракати ҳамин дил аст, ки камоли аҳли назар аст ва руъяту ташхису тамйизи ҳусн аз қубҳ. Ин сухан ҳамон ҳарфест, ки намудори оёти камолаш бояд хонд:

*Ишқ ҳарфест, ки дол аст бар оёти Камол,*
*Он ки дар қол фурӯ монд, нашуд воқифи ҳол (4,240).*

Ҳамнишинии Камол бо дилу дилбар ва пайвастагии ӯ бо маҳбуб ва идроки дӯстӣ ва меҳрварзӣ мӯҷиб шудааст, то тасвири бадеъ аз дилбари ҳақиқӣ тарсим кунад:

*Ширинлабӣ, шакардаҳанӣ, сарвқоматӣ,*
*Кӯтаҳ кунам ҳадис, ба хубӣ қиёматӣ!*
*Эй шайх, то ба кӯи бутон мекунам тавоф.*
*Бо ман магард, чун ту на марди гароматӣ (4,260).*

* * *

*Эй ояти ҳусн аз рухи хуби ту мисоле*
*В-аз ранги рухат дафтари гул нақши хаёле.*
*Хубони ҷаҳон ҳусни дилафрӯзу малоҳат*
*Доранд, валекин на чунин ҳусну ҷамоле.*
*Бо он ки бувад оташи лаъли ту ҷигарсӯз,*
*Ҳаргиз набувад хуштар аз ӯ оби зулоле.*
*Боре ба Камол аз сари раҳмат назаре кун,*
*Имрӯз, ки ҳусни ту гирифтаст камоле (4,336).*

Ҳамин дилдодагии Камол ва гирифтории ӯ ба дил ва ниёзи ӯ ба ҷилваҳои ҳусну ҷамол мӯҷиб шудааст, то дар умдаи таъбироти ирфонии ӯ шеъру шуур дар қолаби ғазал ба ҳам омезад ва ранги ғиноии он бо румузи мухталиф ҳамроҳ гардад ва лутфу гироии хосе ёбад. Низ ҳамин амр сабаб шудааст, то вай аз зоҳиру ботин сайр кунад ва басиратро бар басар тарҷеҳ диҳад ва қолу мақолу ҷадалро фурӯ ниҳад ва бо зоҳирбинону зоҳидони риёӣ ба муқобала бархезад ва риндиву қаландариро арҷ ниҳад ва андешаи ному нангро аз сар бадар кунад:

*Моро на гами нангу на андешаи ном аст,*
*Дар мазҳаби мо мазҳаби номус ҳаром аст.*
*Гӯ, халқ бидонанд, ки пайваста фалонро*
*Рух бар рухи ҷононаву лаб бар лаби ҷом аст.*
*Дар орзуи маҷлиси мо зоҳиди магрур*
*Чун уд ҳамесӯзаду ин турфа, ки хом аст.*
*Бархост Камол аз вараъу гӯшанишинӣ,*
*То дид, ки майхона беҳ аз роҳу мақом аст (4,88).*

* * *

*Зоҳидон камтар шиносанд он чи моро дар сар аст,*
*Фикри зоҳид дигару савдои ошиқ дигар аст.*
*Мо ба риндӣ дар бисоти қурб рафтему ҳанӯз,*
*Ҳамчунон пири маломатгар ба пои минбар аст (4,23).*

* * *

*Мо бисоти некномӣ боз тай хоҳем кард,*
*Хирқаву саҷҷода раҳни нуқлу май хоҳем кард.*
*Зуҳду тақво сар ба сар ин ному ин овозаро,*
*Дар сари овози чангу бонги най хоҳем кард (4,177).*

Ва бад-ин тартиб аст, ки навъе мактаби маломатӣ дар таъбироти Камол аст, ки намудори сахтгириҳои замонаи ӯст ва наф-рати ӯ аз он чи тиҳимағзоне бад-он фахр мефурӯшанд ва авомфиребон бад-он дил хуш медоранд:

*Гар худ ҳазор санги маломат ба сар хурам,*
*Чандон ки зиндаам, гами он симбар хурам.*
*Обе, ки аз сафоли нигоҳаш равад ба ҳалқ,*
*Беҳ з-он шароби лаъл, ки дар ҷоми зар хурам (4,270).*

* * *

*Ман тарки зуҳд кардаву риндӣ гузидаам,*
*Хошоки роҳ додаву гавҳар харидаам.*
*Аз бими зоҳидон, ки нагиранд бар Камол,*
*Нӯшидаам шаробу ба кунҷе хазидаам (4,280).*

* * *

*Маломатам чӣ кунӣ, к-аз азал нигоштаанд,*
*Ба ҷоми аҳли назар нақши рӯи зеборо (4,337).*

Ба ростӣ, ки дар ин гуна гирудор, он гуна "самарқандиҳо", ки ӯ дидааст, бо ин озодаи хуҷандӣ дарнамесозад:

*Гӯиям ҳар дам, ки берун шав зи шаҳри мо, Камол,*
*Ин самарқандигариҳо бо хуҷандӣ то ба кай?!*

* * *

*Покбозӣ, бишӯй даст Камол,*
*Ба маи равшан аз дагоиҳо.*
*На самарқандиву на зоҳид, чист?!*
*Хунукиҳову порсоиҳо.*

Вуфури бисёре аз муфрадот, таркиботу таъбироти ирфонӣ дар саросари девони Камол, аз навъи “оби ҳаёт”, “оби ҳайвон”, “асрор”, “асмоъ”, “анфос”, “аҳли назар”, “бода”, “бут”, “порсоӣ”, “покбозӣ”, “пири муғон”, “хол”, “харобот”, “Хизр”, “хирқа”, “хонақоҳ”, “ҷоми май”, “чашмаи ҳайвон”, “ҳайрат”, “дарди талаб”, “дил”, “дилбар”, “риндон”, “руҳулкудус”, “соқӣ”, “самоъ”, “сукр”, “шавқ”, “сафо”, “сӯфӣ”, “савмаа”, “соҳибдил”, “соҳибназар”, “ориф”, “ишқ”, “исидам”, “қиблаи рӯи маъшуқ”, “қадаҳу соқӣ”, “ғам”, “қаландарӣ”, “маст”, “каромат”, “муҳтасиб”, “маломатӣ”, “майфурӯш”, “майхона”, “навъи таҷаллӣ”, “ваҷду ҳол”, “ҳиндуи зулф” ва таъбироте шатҳомез, аз навъи “шаробхорӣ”, “шоҳидбозӣ”, “мастиву бехудӣ”, “офтобпарастӣ”, “бутпарастӣ”, “дар майхона нишастан”, “арбадакашӣ”, “сухан аз мутрибу май гуфтан” ва “лофи аналҳақ задан” ва шиори “лайси фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳ” дарпӯшидан ҳама ва ҳама намудори вусъати назари шоири Хуҷанд аст дар пардохтан ба ҷанбаҳои мухталифи ирфон ва рангомезии девонаш ба гунаҳои мухталиф, чандон ки дар ин сайру саёҳат ҳар дам чашми бинанда ба турфае меафтад, ки сибғае дорад, хос ва чун ин рангҳоро бо ҳам дармеомезӣ, сибғаи илоҳиро дар он мебинӣ, ки намудори маърифати ӯст дар ин камолҷӯӣ.

Ҳамчунин, дар саросари шеъру ғазали Камол мусталаҳоти ирфонӣ, аз навъи “тавҳид”, “таслим”, “тавба”, “вараъ”, “зуҳд”, “фақр”, “сабр”, “шукр”, “таваккул”, “ризо” кам нест. Ин гуна таъбирот намудори мақомоти ирфонист, ҳамчунон ки таъбироте, аз навъи “иродат”, “муроқабат”, “талаб”, “хавфу раҷо”, “унсу муҳаббат”, “ҳаё”, “шавқ”, “тумаънина”, “яқин”, “иттисол”, “фанову бақо” дар шеъри ӯ гӯёи аҳволи сӯфия аст ва орифони ростин.

Дар як бардошти куллӣ аз шеъри Камол бояд гуфт: -Шеъри ӯ гӯёи аволими маърифат аст ва забонаш ҳокӣ аз дақоиқи румузи ирфонист ва баёнаш навъе аз ҷаҳонбинии ишроқиро бо озодагӣ ва сароҳати тамом пас меафканад. Афзун бар ҳама инҳо зебоии таъбир аст, ки дар воқеъ армуғонест маҳсули завқи шоирона ва рӯҳи орифонаи ӯ.

Шеъри Камол аз ҷанбаи ирфонӣ машҳун аз румузу ишороти мухталиф аст ва дар бисёре маворид вожагони ирфонии ӯ аз қайди ҳадду ҳудуди мутаориф фаротар меравад ва байтулғазали ӯ ранге устураӣ меёбад. Шояд ҳақ бо Камол бошад, ки дар ин боб ба доварӣ менишинад ва мегӯяд:

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон, бод ҳалолат,*
*Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд (4,127).*

Ё:

*Гар биҷӯянд ба сад қарн наёбанд, Камол,*
*Булбуле чун ту хушалҳон ба чаманҳои Хуҷанд (4,200).*

Ва низ ин ки:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чи баъд аз камол, нуқсон аст (4,67).*

Камол дар айни камоли шоирӣ соҳиби илми назар аст ва азамати ӯ дар ҳамин назаргоҳи ӯст, ки ба одамӣ илми назар меоварад, чӣ каромате аз ин болотар:

*Аз ман, эй аҳли назар, илми назар омӯзед,*
*Нозук аст он рух, аз ӯ чашму назар бардӯзед (4,114).*

* * *

*Рӯй ороста бинмой, хусусан ба Камол,*
*Ки ту хос аз пайи аҳли назар оростаӣ (4,326).*

* * *

*Чандон ки мекушанд туро, зиндаӣ, Камол,*
*Соҳибназар наӣ ту, ки соҳибкароматӣ (4,360).*

* * *

*Мо аз ту суханвари ҷаҳонем,*
*Соҳибназарему нуктадонем.*
*Сӯзӣ дили мо, чу хат барорӣ,*
*Мо мардуми нонавиштахонем.*
*Он оби бақост, ёфтемаш,*
*Чун ёфтанаш наметавонем (4,359).*

Бад-ин тартиб аст, ки девони Камол мунаққаш ба рангҳои мухталиф аст, бадеъву дилпазир, ҳар ҳарфе намудори як хати сабз ва ҳар нуқтае гӯеи холи сиёҳест, ки чун ҳама дар ҳам омезад, ҷилваи сибғатуллоҳ меёбад, то чашми ҷонро насибае бошад фавқи ҳар чизе:

*Ҳама нақши хату хол аст ба девони Камол,*
*Лайса илло рақам-ул-ишқ ало авроқӣ (4,359).*

Ва низ ба ҳамроҳи ҳар ранге атреву бӯест, ки фикри рангини шоир онро атрогин кардааст, то машоми ҷонро низ аз он баҳрае бошад, ҳамчунон ки маҷлиси моро, ки роиҳаи ӯ ёру мададгор гардидааст ва ман хушдилам ба ин ки паёми ӯро мегузорам:

*Эй боди баҳор, к-аз ту хушбӯст,*
*Маҷлис ба равоиҳи абирам.*
*Бигзар ба Хуҷанду гӯ ба ёрон,*
*Аз ман, ки ба ёри Чин асирам.*
*З-он бурд Камол ҷаври он шӯх,*
*К-ӯ муҳташам асту ман фақирам.*

**Пайнавишт:**


1. Абулфатҳ Муҳаммад ибни Мутаҳҳар (Шайхулислом), Аҳмади Ҷоми Нофеъӣ (Жандапил). Ҳадиқат-ул-ҳақиқат /Тасҳеҳи дуктур Муҳаммадалии Муваҳҳид. –Теҳрон, 1343.
2. Афлокӣ, Шамсиддин Аҳмад. Маноқиб-ул-орифин /Тасҳеҳи Таҳсини Ёзиҷӣ. –Ҷ. 1. –Анқара, 1961.
3. ал-Бухорӣ, Абӯиброҳим Исмоил Абдуллоҳ ал-Мустамилӣ. Шарҳи Тааруф. -Ҷ. 4. –Ҳиндустон, 1330.
4. Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ. Девон /Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ. –Теҳрон, 1337.
5. Муҳаммад ибни Мунаввар. Асрор-ут-тавҳид фӣ мақомоти Шайх Абисаид /Тасҳеҳи дуктур Забеҳуллоҳи Сафо. –Теҳрон: Амири Кабир, 1348.
6. Розӣ, Шайх Наҷмуддини. Мирсод-ул-ибод /Тасҳеҳи Ҳусайн ал-Ҳусайнии Неъматуллоҳӣ (Шамсулурафо). –Теҳрон, 1336.
7. Саъдуддини Ҳамавӣ. ал-Мисбоҳу фи-т-тасаввуф /Тасҳеҳи Наҷиб Моили Ҳиравӣ. –Теҳрон: Интишороти Мавлавӣ, 1362.
8. Ҳуҷвирӣ, Абулҳасан Алӣ ибни Усмон. Кашф-ул-маҳҷуб /Тасҳеҳи Валентин Жуковский, ба эҳтимоми Муҳаммад Аббосӣ. –Теҳрон: Амири Кабир, 1336.
9. Шайх Рӯзбеҳон, Бақлии Шерозӣ. Шарҳи шатҳиёт /Тасҳеҳи Ҳенрӣ Карбен. –Теҳрон, 1344.

*Муҳаммад Равшан*

## ШЕЪРИ КАМОЛ ВА МАҚУЛОТЕ АЗ ТАМСИЛШИНОСӢ

*Ба номи Худованди ҷону хирад,*
*К-аз ин бартар андеша барнагзарад.*

Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ аз шоирони номвар ва орифи садаи ҳаштум аст. Соли вафоти ӯро нахустин мусаҳҳеҳи девони ӯ устоди гиромӣ оқои Азизи Давлатободӣ ба истиноди «Нафаҳот-ул-унс»-и Ҷомӣ ва «Ҳабибу-с-сияр»-и Хондамир ва «Риёз-ул-орифин»-и Ҳидоят ва «Тароиқ-ул-ҳақоиқ»-и Маъсум Алишоҳ Нодируссадр ва «Авлоди атҳор» ва «Равзот-ул-ҷинон ва ҷаннот-ул-ҷанон»-и Ҳофиз Ҳусайн Карбалоии Табрезӣ ва «Сомию-л-асомӣ»-и Мулло Ҳашрӣ мавсум ба «Равзаи атҳор» соли 803 ҳиҷрӣ-қамарӣ донистааст. Ва таҳқиқоти дуктур Сафо низ муаййиди ин таърих аст.

Устод Эраҷи Афшор бар мабнои «Таърихи кабир»-и Ҷаъфарӣ афзудаанд: «Зикри Шайх Камоли Хуҷандӣ: Шайхе соҳибҳол буд ва шеър некӯ гуфтӣ ва лашкари Туғмоқ ӯро ба дашт бурданд ва охир амири бузург вайро ба Табрез овард ва шайхулислом буд ва ғазалҳое некӯ гуфтӣ ва хаёлотангезе некӯ будӣ ва ба анвои камолот мавсуф… мадфани ӯ дар пои Байлонкӯҳи Табрез аст. Вафоти ӯ дар хаштсаду сеи ҳиҷрӣ буд» (4,158).

Аз ин ишора пайдост Камолиддинро чунон пойгоҳе будааст, ки ба рӯзгори худ шайхулисломии Табрез ёфтааст, дар «Сафинаи куҳансол» дар сафаҳоти 123-132 соли ҳафдаҳуми маҷаллаи «Армуғон» соли 1315, даргузашти Камолиддинро низ 803 ёд кардаанд ва дар поёни он афзудаанд, ки ба гӯри вай навиштааст:

*Камол аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ.*

Нуктаи дигар дар тазкираи «Ҳафт иқлим»-и Амин Аҳмади Розӣ омадааст, ки «Орифон, ки ба суҳбати Шайх Камол ва Ҳофиз расидаанд, гуфтаанд, ки суҳбати Шайх Камол беҳ аз шеъраш буда ва шеъри Хоҷа (Ҳофиз) беҳ аз суҳбаташ!». Аз вижагиҳои шеъри Камол он аст, ки аз ситоишу мадҳ дар шеъри ӯ ҷуз қасидае, ки мамдӯҳ номуайян аст, дида намешавад! Камол дар худситоӣ аз худ дар девон ишоратҳое дорад:

*Гар биҷӯянд, ба сад қарн наёбанд, Камол,*
*Булбуле чун ту ғазалхон ба чаманҳои Хуҷанд (2,200).*

* * *

*Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд,*
*Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор (2,207).*

* * *

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан.*
*Ба камоли ту дар сухан, к-имрӯз,*
*Он бузург ин шараф надошт, ки ман (2,388).*

* * *

*Ин хайма суродиқи Камол аст,*

*Нуқсон зи таноби ӯ гусаста.*
*Гирди сари ӯ зи субҳ то шом,*
*Асҳоби Камол ҳалқа баста.*
*Зеро, ки дар ӯ муқим қутбест,*
*Автод ба гирди ӯ нишаста (2,388).*

Боз ба навиштаи устод Эраҷи Афшор истинод мекунам, ки муқаддимае ба нашри аз нахустин ҷомеи девони Камол ба даст ҳаст, ки дар ибтидои он нусхаи мавҷуд дар китобхонаи Мадрасаи олии Шаҳиди Мутаҳҳарӣ (Сипаҳсолори собиқ) ба шумораи 1257 омадааст, ки маро маҷоли дидани он даст надод. Ду нусхаи дигар дар ҳамин мадрасаи олӣ аз «Девон»-и Камол муаррахи 821 ҳ ва дигаре 859 аст.

Дар китобхонаҳои Аврупо низ аз «Девон»-и Камол нусхаҳое ҳаст, ки Блошер дар феҳристи худ аз Китобхонаи миллии Порис (ҷ.3) 45/243 чаҳор нусха ба шумораҳои 1635 то 1638 муаррифӣ мекунад, ки он нусхаҳо муаррахи 827,845,858 ҳиҷрӣ аст. Дар китобхонаи «Бритиш мюзейм» нусхаҳое ҳаст ва дар китобхонаи девони Ҳинд се нусха, ки таърихи яке аз онҳо 971 аст (маҷаллаи Роҳнамои китоб, соли 2, шумораи 1).

Машҳур аст, ки Камолиддини Хуҷандӣ дар ғазалҳои худ ба нигаҳдошти ҳадди 7 байт тақайюд доштааст, худ мегӯяд:

*Маро ҳаст аксар газал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд.*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ,*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод».*
*Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (2,384).*

* * *

Ва дар ҷое дигар ба танз сурудааст:
*Ҳафт байт омад газалҳои Камол,*
*Панҷ ганҷ аз лутфи он ушри ашир.*
*Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст,*
*Ҳар яке поку равону дилпазир.*
*Лек аз ҳар ҳафт-шон ҳак карданист,*
*Чор байт аз аввалу се аз ахир (2,385).*

**Камолиддин ва шоирон.** Камолиддини Хуҷандӣ ба шоирони пеш аз худ ва низ ба шоирони ҳамасри худ гоҳ ба ном ва гоҳ ба иқтизои ашъори онон ишора дорад. Нахустин мусаҳҳеҳи девони Камолиддини Хуҷандӣ порае аз он ишораҳоро ёд кардаанд, шореҳи бузургвори «Девон»-и Ҳофиз устод Баҳоуддин Хуррамшоҳӣ ҳам намунаҳои бисёр аз мазомини муштараки Камол ва Ҳофиз ёд кардаанд, аммо дар ин ҷо ба чанд маврид мепардозем, ки то кунун аз он ёд нашудааст.

Камолиддин дар шеъри худ гузашта аз Анварӣ ва Форёбӣ, ки аз онҳо ном низ бурдааст ва ба ҷои худ ёд хоҳам кард, аз Хоқонӣ пайравӣ кардааст, он ҷо ки дар ситоиш мегӯяд ва аз сутуда ном намебарад, овардааст:

*Эй зоти туро зуҳури олам,*
*Чун хилқати Мустафову Одам*
*Бар лавҳи вуҷуд нуқтаи саҳв,*
*Афтода муаххару муқаддам.*

Дар иқтифои ин қасидаи Хоқонӣ аст:

*Тифливу туфайли туст Одам,*
*Хурдиву забуни туст олам.*

То он ҷо, ки Хоқонӣ мегӯяд:

*Аз ҷаври ту офтоби умрам,*
*Болои сар омадаст «фарҳам» (1,77-285).*

Камолиддин низ мегӯяд:

*К-эй хаста дилам ба новаки ғам,*
*Бар хастадилони хеш «ирҳам» (2,376).*

Дар ғазалҳо низ муштаракоте бо Хоқонӣ дар «Девон»-и Камол ҳаст, он ҷо, ки мегӯяд:

*Чӣ раҳо кунӣ ба шӯхӣ сари зулфи дилраборо,*
*Ки аз ӯ ба ҳам барорӣ ҳама вақт ҳалқаҳоро.*
*Ба дусад адаб бар он дар чу хатост баргузаштан,*
*Ҳаракоти номуносиб зи чӣ рӯ бувад саборо (2,12).*

Хоқонӣ мегӯяд:

*Ба забони чарбат, эй ҷон, бинавоз ҷони моро,*
*Ба саломи хушк хуш кун дили нотавони моро*
*Зи миён барор дасте, магар аз миёнҷии ту*
*Ба карон барад замона ғами бекарони моро (1,550).*

Хоқониро ғазалест бо радифи «дарёб»:

*Ба яке номаи худам дарёб,*
*Ба ду ангушт когазам дарёб.*
*Ба фироқе, ки сӯзадам, куштӣ,*
*Ба паёме, ки созадам, дарёб (1,553).*

Камол ин радифро бар вазне дигар овардааст:

*Рафтам аз даст, мани бесарупоро дарёб,*
*Подшоҳӣ, зи сари лутф гадоро дарёб (2,25).*

Дар ғазале дигар Хоқонӣ ба радифи «афтодаст» оварда:

*Алами ишқ олӣ афтодаст,*
*Кисаи сабр холӣ афтодаст.*
*Ихтиёре набуд ишқи маро,*
*Ки заруриву ҳолӣ афтодаст (1,573).*

Камол дар ҳамин радиф мегӯяд:

*Зулфи маъшуқ саркаш афтодаст,*
*Ошиқонро ба он хуш афтодаст.*
*Мекашам доманаш агарчи балост,*
*Ошиқ ӯро балокаш афтодаст (2,65).*

Хоқонӣ дар ғазале ба радифи «надорад» мегӯяд:

*Садяки ҳусни ту навбаҳор надорад,*
*Тоқати ҷаври ту рӯзгор надорад (1,577).*

Камолиддин низ дар ҳамин радиф хуш мегӯяд:

*Он чи ту дорӣ, ба ҳусн моҳ надорад,*
*Ҷоҳу ҷалоли ту подшоҳ надорад.*
*Ҷониби дилҳо нигоҳ дор, ки султон*
*Мулк нагирад, агар сипоҳ надорад (2,318).*

Ва намунаҳои дигар ба қофияи «бипазир» ва «занҷир» (1,618; 2,579).

Камолиддини Хуҷандӣ ду ҷое худро бо Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ месанҷад ва мегӯяд:

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан.*
*Ба камоли ту дар сухан, к-имрӯз,*
*Он бузург ин шараф надошт, ки ман (2,388).*

Дар ҷои дигар мегӯяд:

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд*
*Ин яке дар газал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*
*Филмасал дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд (2,1018).*

Ишораи Камол ба Заҳир ва Анварӣ чунин аст:

*Девони ту гар касе бихонад,*
*Дар пеши суханварони олам.*
*З-ин гуфта равад Заҳир аз ҷой,*
*Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам (2,22).*

Дар ҷое аз Низомӣ сухан медорад ва аз худ ситоиш мекунад:

*Кард ҳакиме зи Низомӣ суол,*
*К-эй ба сари ганҷи маонӣ муқим,*
*Ҳаст дар ангушти Камол он қалам*
*Ё на асоест ба дасти Калим.*
*Гуфт: «Қалам нест, асо низ нест»,*
*«Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким» (2,387).*

Дар ҷое дигар ишора ба Низомӣ дорад:

*Панҷ байти қитъаат, к-аз панҷ ганҷ омад фузун,*
*Ман чӣ гӯям чун Низомиро ҷавобаш ҳад набуд…(2,1016).*

Дар байте аз Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммад ва Шамси Табрез ситоиш мекунад:

*Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?! (2,10).*

Ва дар ҷои дигар мегӯяд:

*Ба Туркистон биё, он хок дарёб,*
*Агар дар Рум Мавлоно наёбӣ (2,354).*

Ва дар ғазале ба матлаи:

*Аҷаб он дилбари ҷоду куҷо рафт,*
*Аз ин сӯ дил рабуд, он сӯ куҷо рафт (2,208).*

Ёдовари ғазали Мавлоност:

*Аҷаб он дилбари зебо куҷо шуд,*
*Аҷаб он сарви хушболо куҷо шуд (3, 2, 79).*

Ишора ба Саъдӣ дар ғазалҳои Камол ба нисбат беш аз ҳама аст:

*Дар лутфи табъ Саъдии Шерозӣ, эй Камол,*
*Бовар намекунанд, ки гӯӣ хуҷандиам (2,263).*

Дар ғазале аз Саъдӣ ба матлаи:

*Эй аз биҳишт ҷузвеву аз раҳмат ояте,*
*Ҳақро ба рӯзгори ту бо ман иноятe.*

Камол мегӯяд:

*Дорам зи абрувони ту чашми иноятe,*
*К-аз нозам ар кушӣ, накунандам ҳимоятe*

Ва дар поён тамсилеро ба вом мегирад:

*Гӯр, бар дарат, рақиб, гадо бош, ё Камол,*
*«Ғавго бувад ду подшаҳ андар вилоятe» (2,354).*

Ва дар ғазале дигар ҳам аз Саъдӣ ном мебарад ва иҳоме ба «Бӯстон»-и ӯ дорад:

*Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин газал гӯяд:*
*Ки хоки боғи табъат бурд оби «Бӯстон»-и ман (2,295).*

Камол дар «Девон»-и худ таърризоти бисёр ба Салмони Совачӣ дорад:

*Камол аз ҳар мижа ашкат магар ҳамранги Салмон шуд,*
*Ки аз ашъори мардум бурд маъниҳои рангинро (2,51).*

Дар ҷои дигар мегӯяд:

*Яке шеъри Салмон зи ман банда хост,*
*Ки дар дафтарам з-он сухан ҳеч нест.*
*Бад-ӯ гуфтам он гуфтаҳои чу об,*
*К-аз он сон дуре дар Адан ҳеч нест.*
*Ман аз баҳри ту менавиштам, валек*
*Суханҳои ӯ пеши ман ҳеч нест (2,381).*

Ва дар қитъае Салмон ва Имоди Фақеҳро мавриди назар дорад:

*Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд,*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод».*
*Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (2,381).*

Дар қитъае аз Ҳумоми Табрезӣ ёд мекунад:

*Гуфтам аз Мисри маонӣ бифиристам ба ту боз*
*Сухане чанд, ки ояд ба даҳонат чу шакар*
*Боз тарсидам аз ин нукта ки гӯӣ чу Ҳумом,*
*«Шакар аз Миср ба Табрез маёред дигар» (2,385).*

Камолиддин ба Аттор ишоратҳое ситоишомез дорад:

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: «Мавлоноиву Аттори мо» (2,20).*

Дар ҷое дигар мегӯяд:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст (2,102).*

Ва низ дар ғазале дигар оварда:

*Он толиби дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ (2,367).*

**Мақулаи тамсилшиносӣ дар шеъри Камолиддин.** Тамсилу масал ва афсонаҳои тамсилӣ аз гунаҳои шинохтаи адабу фарҳанги ҳар миллат ва мардум аз дуртарин рӯзгорон аст. Дар ин моя завқи фитрӣ ва вижагиҳои андешаву одоту ахлоқ ва суннатҳову эҳсосоти мардум бозшинохта мешавад. Барои шинохти мардуме ва марзу буме ношинохта ҳеч асаре гӯётар аз достонҳову афсонаҳо ва масалҳову тамсилҳо нест.

Масал калимаи арабӣ аст ва аз масала-ямсулу-мусулан ба маънии шабоҳат доштани чизе ба чизи дигар аст. Абулқосим Муҳаммад ибни Умари Замахшарӣ (467-537 ҳ.қ) адибу луғавӣ ва фақеҳу муҳаддису муфассир ва мутакаллими хоразмӣ дар бораи масал мегӯяд: «Масал дар асли забони араб ба маънои монанд ва назир аст» (ал-масалу фи-л-асли каломиҳим бимаъна-л-мисли ва-н-назири).

Абӯубайд Қосим ибни Салломи Ҳиравӣ (даргузаштаи 224 ҳ.қ) дар оғози «Китоб-ул-амсол» масалро ҳамон ҳикмат донистааст, яъне ҳикмате ки маҳсули таҷриба аст ва масалро гунаи киноя диниста ва барои он се вижагӣ баршумурдааст: эҷози лафз, исобати маънӣ, ҳусни ташбеҳ.

Ибни Сиккит Абӯюсуф Яъқуб ибни Исхоқ (мутаваффо ба соли 244 ҳ.қ) чунин мегӯяд: «Масал лафзест, ки бо мазрубун лаҳу дар лафз мухолиф ва дар маънӣ мувофиқ бошад» (ал-Масалу лафзун йухолифу лафза-л-мазруби лаҳу ва йувофиқу маъноҳу фӣ золика-л-лафзи).

Мубаррид Муҳаммад ибни Язиди Абдулакбар (зодаи 207 ё 210, даргузашта 485) имоми наҳв ва луғат дар таърифи масал оварда: «Масал қавле аст соир, ки бад-он ҳоле (ҳолати дувум)-ро ба ҳоле (ҳолат аввал) монанд кунанд»: (Ҳува қавлун соирун йушбаҳу биҳи ҳолу-с-сонӣ би-л-аввали…).

Дар боби масал ва таъбири масаливу ҳикмат, сухан бисёр аст ва аз он дармегузарем.

Зарбулмасал ё масалро дар форсӣ: достон, дастон, афсона ва фасона хондаанд.

Фирдавсӣ, алайҳиррахма, мефармояд:

*Яке достон зад бар ин марди санг,*
*Ки ангур гирад зи ангур ранг.*

Фахриддин Асъади Гургонӣ гӯяд:

*Чӣ некӯ достон мезад яке дӯст,*
*Ки хомӯшӣ зи нодон сахт некӯст.*

Агар дар сухане чизеро ба чизе тамсил зананд ва бо адоти ташбеҳ ҳамроҳ бошад, онро ба тозӣ ташбеҳ ва ба забони фаронсавӣ Comparasion меноманд.

Ва агар дар ин таркиб адоти ташбеҳ ҳазф шавад, онро ба арабӣ ва форсӣ «истиора» ва ба забони фаронса Metaphor гӯянд.

Ҳар сухане, ки дар он ташбеҳе маҷозӣ бошад ва ба гунаи гуфторе кӯтоҳ забонзади ҳамагон гардад, ба арабӣ ва форсӣ «зарбулмасал» ё достон ва ба фаронсавӣ proverb хонда мешавад. Ҳофиз мегӯяд:

*Рози сарбастаи мо бин, ки ба дастон гуфтанд,*
*Ҳар замон бо дафу най бар сари бозори дигар!*

Тамсилот агар ба гунаи афсона ва ҳикояте нақл шавад ва гӯёи моҷарое аз ҷонварон ва гиёҳон ва ҳамонандони он бошад, ба тозӣ «тамсил» ва ба форсӣ (афсона ва ҳикоят ва достон ва қисса) ва ба забони фаронсавӣ фобл «Fable» аст.

Достонҳо ва афсонаҳои рамзгунаро ба форсӣ ва тозӣ «Тамсили рамзӣ» ва ба фаронсавӣ «Allegory» меноманд.

Ва достонҳои марбут ба бузургон ва паёмбарон ва авлиё «тамсили динӣ» хонда мешавад, ки фаронсавии он «Parabol» аст.

Эътиқодот ва бовардоштҳои омиёна ё фарҳанги тӯдаро низ фолклор «Folklore» мехонанд, ки дониши тӯда аст.

Дар Каломи маҷид аз анвои ин гунаҳо бисёр омадааст ва китобҳо сохтаанд. Дар қасас ва тамсилоти қуръонӣ, дар сухани оростаи форсиён низ шумори чашмгири ин шоха аз фунуни адабӣ, ки гоҳ ба устура низ музайян аст ва «Mythologie» хонда мешавад. Гуфтанӣ аст дар Қуръони карим дар нӯҳ оят аз сураҳои Анъом: 25; Анфол: 31; Наҳл: 24, Муъминун: 83; Фурқон: 5; Намл: 68; Аҳқоф: 17; Қалам: 15 ва Мутаффифин: 13 омадааст.

Пайдо аст корбурди ин зарифа дар шеър чи мояи хаёлангезӣ ва зарофатро баён медорад ва гӯёи густурдагии доманаи дониши нависанда ва гӯянда аст. Дар девони Камол дар ҳудуди 160 гуна масалу тамсил ва тамсили динӣ ва ….баршумурдаам, ки ба порае аз бадеътарини онон ишора мекунам:

-*Оина хонанд шуморову моҳ*
*Нест чунин, ин ҳама рӯ дид нест (37, б 19)*

«Дидани моҳи нав ба оина».

*Мо дар ту чун расем, ки рафтӣ ба сад шитоб,*
*Кай умри рафта кас ба давидан гирифтааст (39, б 1).*

* * *

*Ба меҳри Юсуф аз ҷон қатъ кун қатъ,*
*Ба теғе даст бубридан чӣ кор аст? (40, б 13).*

* * *

*Гар лабат бӯсам зи бисмил чора нест,*
*К-ифтитоҳи милҳ аз бисмиллаҳ аст (44, б 19).*

* * *

*Куҷо дуруст кунанд аҳли зуҳд тахтаи ишқ,*
*Ки мушкил аст ба маймун даравгарӣ омӯхт (46, б 3).*

* * *

*Ғами ту лашкари Сулаймон аст,*
*Ки чу мӯрам ба зери по куштаст (47, б 6).*

* * *

*Ба рух чӣ гуна наронам пиёдаҳои сиришк,*
*Чунин ки шоҳ дил аз ғам ба мот наздик аст (48, б 12).*

* * *

*Миёни нестӣ дидему ҳастӣ,*
*Миёни ёри мо хайрулумур аст (49, б 13).*

* * *

*Дил Сикандарвор хоҳад ташналаб ҷон барфишонад,*
*Аз даҳонаш чун нишони оби ҳайвон ёфтаст (51, б 7).*

* * *

*Ман донаму дил қадри шаби васл, ки Маҷнун,*
*Донист шаби қадр шаберо, ки ба Лайлист (53, б 2).*

* * *

*Кафши Хизиру асои Мӯсо,*
*Шоистаи дасту пои шал нест (53, б 2).*

* * *

*Хондаӣ қиссаи Тӯбо, ки баромад зи биҳишт,*
*Тубӣ он қомати дилҷӯиву биҳишт он сари кӯст (61, б 3).*

* * *

*Ман мӯраму нигини Ҷам он лаб, ғариб нест,*
*Гар хотаму нигини Ҷам аз ман дарег дошт (66, б 6).*

«Тахлити Сулаймон ва Ҷам»

*Бартар аз ишқ ба боли малакӣ,*
*Ки «улӣ аҷниҳа» васфи малак аст (74, б 14).*

* * *

*Гар дилат бишкаст, дилбар, мастӣ афзун кун, Камол,*
*К-аз шикасти ҷоми Маҷнун қасди Лайло дигар аст (75, б 13).*

* * *

*Бо кас магӯ, ки чора кунад дарди ишқро,*
*Эй хоҷа, гар табиб набошад, ҳабиб ҳаст (79, б 12).*

Нозир ба байте аз ғазали Ҳофиз аст, ки мегӯяд:

*Ошиқ манам, ки ёр ба ҳолам назар накард,*
*Эй хоҷа, дард ҳаст, валекин табиб нест,*

* * *

*Пиндошт, ки овози Камол аст ба хирқа,*

*Овозаи «фӣ ҷуббатӣ» оре нашунидаст (80, б 14).*
Нозир ба қавли Боязид, ки «Лайса фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳ».

*Халили мост хаёли ту рӯзу шаб, з-он аст,*
*К-аш эҳтироз зи дуди дили пуроташ нест (92, б 14).*

* * *

*То чанд Камол ин ҳама андӯҳи ту з-он зулф,*
*Шаб гарчи дароз аст, умеди саҳаре ҳаст (95, б 5).*

* * *

*Чун башир аз лайлатулмеъроҷи зулфат баргузашт,*
*Дар миёни қоба қавсайнам фигандаст абрувон-т (103, б 9).*

* * *

*Маёред гӯ ноз инҷову ҳусн,*
*Ки зира ба Кирмон надорад ривоҷ (105, б 8).*

* * *

*Рухи ту ояти кашшофи ҳуснро тафсир,*
*Ғами ту махзани асрори ишқро мифтоҳ (106, б 1).*

* * *

*Бистонд рақибам сари зулфат зи кафу рафт,*
*Нав шуд масали куҳна ки «хар рафту расан бурд» (110, б охир).*

* * *

*Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул*
*Пироҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад (112, б 16).*

* * *

*Дуздида ҳусни Юсуф диданду каф буриданд,*
*З-ин шева дасти дуздон доим бурида бошад (112, б 7).*

* * *

*Ин лоф на дархурди Камол аст, валекин*
*«Бо Рустами дастон бизанад ҳар кӣ дарафтод» (119, б 2).*

* * *

*Ту чокари дари султони ишқ шав чу Аёз,*
*Ки ҳаст оқибати кори ошиқон маҳмуд (125, б м).*

* * *

*Ҳар тир, ки гум гашт ба нахчир зи Ширин,*
*Ҷуз дар ҷигари хастаи Фарҳод наёбанд (127, б 18).*

* * *

*Гуфтам аз гам ба висоли ту гурезам, лекин*
*Пеши шамшери қазо ҳеч сипар натвон кард (129, б 15).*

* * *

*Фақеҳам тавба фармояд ба шаръи Мустафо аз ту,*
*Абӯҷаҳл инчунин нодон агар бошад, аҷаб бошад (131, б 2).*

* * *

*Шарбати дарди ту ҳар хаста, ки нӯшид даме,*
*Илтифоте ба Масеҳову дами ӯ накунад (142, б 30).*

* * *

*То ба гирди дари ту тавфкунон, аст Камол,*
*Ҳаваси Каъбаву ёди ҳарами ӯ накунад (142, б 21).*

* * *

*Ишқ бар оташ ниҳод дафтари буду набуд,*
*Ояти «фатҳун қариб» сирри ҳақоиқ кушуд (165, б 20).*

**Зарифа:**

*Ҳар кӣ ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бидӯхт,*
*Рамзи «сиваллаҳ» бихонд, сирри «аналҳақ» шунуд (166, б 6).*

* * *

*Гузашт аз гами Фарҳод қарнҳову ҳанӯз,*
*Садои нолааш аз кӯҳи Бесутунояд (168, б 17).*

* * *

*Гар шавад огаҳ аз устодии он гамза Камол,*
*Пеши ӯ соҳири Бобул разияллаҳ бизанад (171, б 15).*

* * *

*Нахост ҷаннати аълову ҳур соҳиби Тур,*
*Зи ёр толиби дидор ёр металабад (181, б 1).*

Ҳасани Басрӣ.

*Омад Ҳасани дигар ба Басра,*
*Нахлаш рутаби дигар баровард.*

Ҷунайди Бағдодӣ.

*Дар Даҷла бирафт пири Багдод,*
*Дарё ивазаш гуҳар баровард (187, б 2 ва 3).*

* * *

*Нури чашме бар соҳибназаре меояд,*
*Пеши Яъқуб зи Юсуф хабаре меояд (188, б 20).*

* * *

*Пеши болову лаби ӯ хунукиҳост ҳама,*
*Сояву об, ки аз Кавсару Тӯбо талабед (190, б 6).*

* * *

*Ба сари турбати Маҷнун чу бисӯзед абир,*
*Шакару уд зи холу лаби Лайло талабед (190, б 8).*

* * *

*Хоки он дар дар назар в-ин турфа гирёнам ҳанӯз,*
*Каъба пеши рӯю об аз чашми Замзам меравад (193, б 34).*

* * *

*Ҳар касе дар ҳарами васли ту маҳрам нашавад,*
*Ҳар Бироҳим ба даргоҳи ту Адҳам нашавад (193, б 14).*

* * *

*Чун Хизир шуд зи назар гоибу маълум нашуд,*
*Ки ба торикии шаб чашмаи ҳайвони кӣ буд? (198, б 15).*

* * *

*Гиря бедодаш нашуст аз дил, Камол,*
*«Ло йазилу-л-моу нақшан фи-л-ҳаҷар» (206, б 19).*

**Тарки адаби шеърӣ:**

*Зиҳӣ, чу Каъба туро сад ҳазор сар бар дар,*
*Дилат ба бар ҳаҷаруласвадест дар мармар (208, б 15).*

* * *

*Салои даъвати хубӣ бизан, ки ҳаст имрӯз,*
*Хати ту сабзии хони Халилу холи адас (217, б 7).*

* * *

*Чу Ҷам ба ҷом қаноат куну Сикандарвор,*
*Ба ҳарза дар талаби чизи нониҳода макӯш (222, б 4).*

* * *

*Рӯи гандумгун намуду ҷони мо як ҷав фурӯхт,*
*Аз чӣ шуд ёр инчунин гандумнамои ҷавфурӯш (230, б 13).*

* * *

*Ба нияте, ки ба он дар барем саҷдаи хос,*
*Ҳамеша «Фотиҳа» хонем аз сари «Ихлос» (230, б 13).*

* * *

*Лаби ту кушт маро, соқиё, ба расми Худо,*
*Бирез хуни суроҳӣ, ки ва-л-ҷуруҳу қисос (230, б 16).*
* * *

*Ёр кушад боз, дило, гуфтамат,*
*«Лайса ала-л-мухбири илла-л-балог» (238, б 19).*
* * *

*Камол рӯи ту диду зи шавқ дар сухан омад,*
*Шавад ҳароина тӯтӣ зи акси оина нотиқ (236, б 1).*
* * *

*Чӣ илтифот муҳибро ба бӯстони наим,*
*Ки дил зи рӯи ту богест пур зи нори Халил (238, б 18).*
* * *

*Ба васли суҳбати Юсуф, азизи ман, машитоб,*
*Ҷамоли ёр набинӣ магар ба сабри ҷамил (238, б 19).*
* * *

*Камол зулфи бутон гар хаёл мебандӣ,*
*Марав ба хоб, ки Ҳиндустон бубинад фил (238, б 20).*
* * *

*Сарв моил ба қади туст, чӣ ҳоҷат ба далел,*
*Ҳама донанд, ки «ал-ҷинсу маа-л-ҷинси йамил» (240, б 5).*
* * *

*Накӯ хонанд моҳи осмонат,*
*Яқин будаст «ал-асмоу мунзил» (242, б 5).*
* * *

*Чу аз дарат ба дари Каъба рафтаму биншастам,*
*Кабӯтаре зи ҳарам бонг баркашид, ки қум-қум (248, б 16).*
* * *

*Бинем оби Хизр дар оинаи қадаҳ,*
*Моро мабин ҳақир, ки Хизру Сикандарем (262, б 6).*
* * *

*Аз ман бибаст чашм ба ҳангоми нозу гуфт*
*Ҳорут, гӯ, биёву бубин чашмбандиям (263, б 9).*
* * *

*Ризвон ба равза, Хизр ба оби ҳаёт зист,*
*Ман бо хаёли он лабу рухсор зистам (269, б 14).*
* * *

*Ту кӣ, Камол, боре, ки бисоти қурб ҷӯӣ,*
*Ба ҳади гилем бояд, паи худ дароз кардан (295, б 8).*
* * *

*Хабаре ёфтам аз давлати васли набавӣ,*
*Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайсе ба Қаран (296, б 15).*
* * *

*Зи ҷаври қандлабе гарм рехт ашки Камол,*
*Ба тозёнаи Ширин даванда шуд гулгун (299, б 14).*
* * *

*Лоф агар зад ба қадат сарви чаман,*
*Гӯяш инак фарас, инак майдон (301, б 14).*
* * *

*Моро ҳар лаҳза бо тири ту ҷанги дигаре бошад,*
*Чу бинам нӯки он мижгон ба хуни дигаре рангин (305, б охир)*
* * *

*Рақиби мо бимурд, алҳамдулиллоҳ!*

*Бихон бар Бӯлаҳаб «Таббат», на «Ё Син» (311, б 12).*
* * *
*Маро вақте дар он кӯ по ба гил рафт,*
*Ки Одам буд «байна-л-мои ва-т-тин» (311, б 13).*
* * *
*Бинҳод Камол, он ба адаб бар кафу мегуфт,*
*«Ал-абду ва мо фӣ йадиҳи кона лимавлоҳ» (321, б охир).*
* * *
*Бигзар ба Камол аз дили ӯ пурс, ки гӯянд,*
*«Ман ода маризан фалаҳу аҷру шаҳода» (329, б 8).*
* * *
*Бархостаст аз лабу холат қиёмате,*
*Инак Билол ҳам ба лаби Кавсар омада (334, б 11).*
* * *
*Зиндагӣ ёфт аз лаби ту, Камол,*
*«Ва мина-л-мои куллу шайъин ҳай» (338, б 7).*
* * *
*Зоири Каъбаро бигӯ ҳалқабагӯши ин дарам,*
*Гӯш кӣ мекунад, ки ту зикри Ҳиҷоз мекунӣ (341, б 14).*
* * *
*Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи «аналҳақ»,*
*Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳалоҷӣ (343, б охир).*
* * *
*Ба рӯи мард бошад гарди ин дард,*
*Нахондӣ ин масал гардеву марде (346, б 2).*
* * *
*Ҳадиси Юсуфи мисрӣ, ки «аҳсан-ул-қасас» аст,*
*Касе ба сӯз нахонад чу пири Канъонӣ (348, б 9).*
* * *
*Ба дунон кам нишин, к-аз суҳбати дун,*
*Мақоми қурби «ав адно» наёбӣ (354, б 7).*
* * *
*Дил шишаест ҷои хаёли ту, эй парӣ,*
*Кардӣ парӣ ба шиша, ҳамин аст соҳирӣ (356, б 9).*
* * *
*Дил мекунӣ ҷароҳату марҳам намедиҳӣ,*
*Исодамиву об ба Одам намедиҳӣ (357, б 5).*
* * *
*Кӯи ту Каъбаву лаби ту оби Замзам аст,*
*Обе чаро ба ташнаи Замзам намедиҳӣ (357, б 7).*
* * *
*Дами Исо ҳама аз лаъл шакар меборад,*
*Ҳусни Юсуф ҳама дар чоҳи занахдон дорӣ (360, б 13).*
* * *
*Ба маломат нашуд аз лавҳи дил он нуқтаи хол,*
*Ки сиёҳӣ натавон шуст ба об аз зангӣ (367, б 13).*
* * *
*Зи лаб гар ваъда фармудӣ, ки бӯсе бо ту нафрӯшам,*
*Чу Нӯҳам умру чун Қорун зари бисёр боистӣ (369, б 6).*
* * *
*Мусаввир агар нусха з-он хат барад,*
*Ба маъни кашад сурати Монавӣ (372, б 6).*

* * *

*Аз килки душохи меваи руҳ,*
*Резон суханам чу нахли Марям (377, б 17).*

* * *

*Ҳангоми дуост, даст баргир,*
*Эй Хизр, ки Исӣ ту ин дам*
*То тоҷварони мулк бар тахт,*
*Дар дасти чап оваранд хотам (378, б 5 ва 6).*

* * *

*Кисатиҳӣ бошу биёсо, Камол,*
*Ҳар кӣ тиҳикисатар, осудатар (385, б 2).*

* * *

*Дар ибтидои сафар ман қасидае гуфтам,*
*Агарчи «ас-сафару қитъа» гуфтааст расул (387, б 51).*

* * *

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст (394, б охир).*

**Пайнавишт:**


1. Девони Хоқонӣ /Тасҳеҳи Зиёуддин Саҷҷодӣ.-Теҳрон: Интишороти Зуввор.
2. Девони Камоли Хуҷандӣ /Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ.- Теҳрон, 1375.
3. Девони кабир /Бадеъуззамони Фурӯзонфар. - Теҳрон, 1336 то 1345.
4. Таърихи кабир /Ба тасҳеҳи Эраҷи Афшор. Фарҳанги Эронзамин.


*Партав Нодирӣ*

## ДАР КӮЧАБОҒҲОИ ШЕЪРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

*Гар биҷӯянд ба сад қарн наёбанд, Камол,*
*Булбуле чун ту хушалҳон ба чаманҳои Хуҷанд.*

Хуҷанд, чӣ танине дорад ин ном! Чӣ душвор аст ва ғамангез, ки шукӯҳу азамат дар ҳолаи андӯҳ ҷилвагар шавад. Ин шаҳр чӣ номҳоеро тадоӣ мекунад ва чӣ саргузаште бар он рафтааст! Парваришгоҳи даҳҳо донишманди бузург, файласуф, суханвар ва ҳунарманди камбадил, аммо дар бархаҳои таърих асири занҷири тасаллути бегонаи фарҳангситез ва зудояндаи ҳар чи маънавияту асолат ва ҳар чи рангу бӯи суннативу бумӣ. Дилҳо ғарқаи шодӣ мешавад, ки дигар Хуҷанд аз бандҳо растааст ва тилисмҳо шикаста ва умеди фаровон аст, ки боз битвонад фарзандоне бипарварад, ки салобати номашон дар гунбади таърих ҳоюҳу барангезад. Камол аз он парвардагони домони покизаи Хуҷанд аст, ки то забони форсӣ-дарӣ зинда аст ва то шеъри форсӣ-дарӣ бар лабҳо ҷориву бар равонҳо сорист, оромгоҳаш гулборон аст ва рӯҳаш нурборон.

Шеъри ӯ як ҷараёни мулоим ва як ҷӯйбори зулол аст, ки агарчи гоҳе сарчашмаҳое дар назирагӯӣ дорад, дилнишин асту хонданӣ ва дар лаҳзаҳои ноби зиндагӣ метавон аз он чатри сабз фарози сар афрошт. Шояд имрӯза ҷуз хибрагони аҳли таърих касе огоҳ бошад, ки Салҷуқ – ниёи бузурги Салҷуқиён дар ҳамин Хуҷанд ба хок супурда шудааст, вале кист, ки надонад Хуҷанд гаҳвораи Камол аст ва Камол

дар ҳамин маҳди заррин парвариш ёфтааст, то бидонем, ки сатвати зӯрмандон рӯзе беш нест, аммо овози шоиронро намешавад дар гулӯгоҳи онон хомӯш кард.

Дар куллиёт метавон гуфт, ки шеъри Камоли Хуҷандӣ омезаест аз латофати калом, риққати маониву диққат дар мазмунофарӣ, вале бо ин ҳол шеър назди ӯ пайваста чунон василае барои баёни андешаҳои баланди ирфонӣ ва эҳсосу авотифи орифона матмаҳи назар будааст. Бо ин пеши заминаи зеҳнӣ гулгаште дорем дар боғистони шеъру андешаи ин суханпардози номовар.

**Як нигоҳи куллӣ.** Камол, умдатан, шоирест ғазалсаро ва ғазалҳои ӯ чунон тифе аз нур бо мавҷҳои рангине аз тасаввуф, ирфон, инсондӯстӣ, ишқу озодагӣ омехтааст. Ба ҳамин гуна омезаҳо танзе дар забони Камол корбурди густурдае дорад. Чунонки, ӯ бидуни шева ҳамаи зоҳидони солус ва сӯфиёни дурӯғин ва маслиҳатрӯзгорро ба овардгоҳ фаро мехонад ва он ҳама солусу дурӯғро омоҷи тири интиқодии хеш қарор медиҳад:

*Сӯфиён гӯянд: "Чун мо хезу дар рақс о, Камол",*
*Ҳолати ваҷди риёӣ хуш намеояд маро.*

Аз назари ӯ касе лаёқати қурби дӯстро надорад ва танҳо онҳое, ки аз ҳолаи савдои ҳар ду ҷаҳон фориғанду синаро аз ҳубби ҷоҳу мол холӣ сохтаанд, сазовори ин мартабаанд:

*Дастбӯси дӯст мехоҳӣ, бишӯ даст аз ду кавн,*
*Дастиолуда нашояд марҳабои дӯстро.*
*Дӯстиҳои ҳама олам бирӯб аз дил, Камол,*
*Пок бояд доштан хилватсарои дӯстро.*

Самоъву хилвати Камол аз гунае дигар аст. Ғубори риёро бар ин роҳе нест ва, аз ин рӯст, ки риёпешагони рӯзгор ба чунон ҳолате наметавонанд бирасанд.

*Самоъи мо ба зоҳид дарнагирад,*
*Дар ин суҳбат магар бегонае аст?*

Ва аммо бегонагӣ дар миёни Камол ва зоҳид аз куҷо сарчашма мегирад? Дуруст ин ҷо, ки андешаҳои орифонаи Камол то он сӯи дунёву уқбо сайр мекунад. Дар ҳоле ки зоҳид ба биҳишт меандешад ва ба биҳишт ишқ меварзад ва Камол ба молики биҳишт.

*Зоҳидон камтар шиносанд он чи моро бар сар аст,*
*Фикри зоҳид дигару савдои ошиқ дигар аст.*
*Носеҳо, даъват макун моро ба фирдавси барин,*
*К-остони ҳимматти соҳибдилон з-он бартар аст.*
*Мо ба риндӣ дар бисоти қурб рафтему ҳанӯз*
*Ҳамчунин пири маломатгар ба пои минбар аст.*

Чунин аст, ки Камол чун он симурғе бо болҳои ишқу ирфон авҷҳои озодагиро тасхир мекунад ва бар боли иноятти салтанате фурӯ намеояд:

*Олами озодагӣ хуш оламест,*
*Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст.*
*Андар ин пастӣ дилат нагрифт ҳеч,*
*Азми боло кун, ки боло хуштар аст.*
*Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,*
*Мурғи обиро ба дарё хуштар аст.*

Камол аз он ҷиҳат аз иноятти ҳар султон бениёз аст, ки ӯ худро дар иқлими ишқу озодагӣ султоне медонад.

*Камол аз подшаҳ дорад фарогат,*
*Ба вақти хеш ӯ ҳам подшоҳ аст.*

Бидуни тардид ин таъсири иксири ишқ аст, ки қофнишини фақру ирфонро ба авранги подшоҳии маънавият мерасонад.

*Ишқ ҳарфест, ки дол аст ба оёти Камол,*
*Он ки дар қол фурӯ монд, нашуд воқифи ҳол.*
*Зоҳиди хушк дар инкори муҳиббон ҷон дод,*
*Гӯ, бихур хок, ки маҳрум шудӣ з-оби зулол.*
*Вараќи илм бигардон, қалами зуҳд шикан.*
*Сокини роҳи яқин шав, гузар аз кӯи хаёл.*
*Тан чӣ кор ояд, агар ҷон суи ҷонон биравад,*
*Сел чун рехт ба дарё, чӣ кашӣ ранҷи сафол.*
*Дили гумгашта зи нуқсони фироқ ояд боз,*
*Агараш доияи васл расонад ба висол.*

Камол ба монанди шоирони орифи дигар боварманд аст, он идда касоне, ки бути ғурур дар бар доранд ва аждаҳои нафси хешро парвариш медиҳанд ва ҳеч гоҳе омода ба шаҳодат дар роҳи ҳақиқат намешаванд, бетардид, ки ба сарзаминҳои бомдоди ишқ наметавонанд бирасанд.

*Аз ишқ дам мазан, чу нагаштӣ шаҳиди ишқ,*
*Даъвии ин мақом дуруст аз шаҳодат аст.*
*Бишкан бути гурур, ки дар дини ошиқон,*
*Як бут, ки бишкананд, беҳ аз сад ибодат аст.*

Он гуна, ки Мавлоно Ҷалолиддин Муҳаммади Балхӣ мегӯяд:

*Модари бутҳо бути нафси шумост,*
*З-он ки он бут мору ин бут аждаҳост.*

Шайх Камол ба хотири тайи мароҳил ва убур аз шаҳри ҳафтгонаи ишқ ба доштани муршиду солик боварманд аст ва аз ин нуқтаи назар ӯ як орифи увайсӣ нест.

*Сафари ишқи ту бе воситаи роҳбаре*
*Ҳади мо нест, ки ин раҳ раҳи номаҳдуд аст.*

Ӯ замоне, ки ақлро дар баробари оинаи ишқ қарор медиҳад ва ё замоне, ки дар роҳи расидан ба он ҳақиқати бартар ишқро бо ақл муқоиса мекунад, ба бовардоштаҳои зерин мерасад:

*Ба оби илм бишӯед рӯи дафтари ақл,*
*Ба нури ишқ рухи ақлро сиёҳ кунед.*

Ва дар байти зерин:

*Ба нури ақл натвон рафт роҳи ишқ, эй оқил,*
*Зи Маҷнун пурс, агар дорӣ тариқи ҳаййи Лайлиро.*

Ва ба ҳамин гуна дар ҷои дигаре:

*Хилъати ишқ нест лоиқи ақл,*
*К-ин қабо бар қади дил омад рост.*

Дар назди Камол мурод аз илм амал аст ва ононеро, ки илм омӯхтаанд, вале тавсани амал дар бархути ҷаҳолату зулмат меронанд, накӯҳиш мекунад:

*“Ҳидоя” хондиву ҳечат ҳидояте нарасид,*
*Ано кашидиву з-он сӯ иноятe нарасид.*

Ва дар ҷои дигар:

*Дар илми муҳаққиқон ҷадал нест,*
*Аз илм мурод ҷуз амал нест,*

Ғазалҳои Камол аз назари вазну радиф густурдагии қобили тааммуле дорад. Ҳатто, Камол дар вазни “Шоҳнома” низ ғазале дорад ба ин матлаъ:

*Бибояд бар он дида бигрист зор,*
*Ки маҳрум монад зи дидори ёр.*

Дарҳамомезии беш аз ҳадди шеъри Камол бо санъати муболиға гоҳе сабаб мешавад, то ҷанбаҳои отифии шеъри ӯ садама бубинад. Ғайр аз ин, ӯ бо он ки дар шуморе аз ғазалҳояш аз қавофиву радифҳои душворе истифода мекунад, бо ин ҳол устодиро аз худ нишон додааст, то равониву салосати сурудаҳои худро ҳифз кунад. Аз ин нуқтаи назар шеъри ӯ бо шеъри Ҳасани Деҳлавӣ шабоҳатҳои зиёде ба ҳам мерасонад. Асосан, дар мавриди Камол ақидаи пажӯҳишгарон чунин аст, ки ӯ дар шоирӣ аз Ҳасани Деҳлавӣ татаббуъ мекардааст. Чунонки, Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ дар "Нафаҳот-ул-унс" дар ин иртибот навиштааст: "Дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеъмамост, татаббуъ аз Ҳасани Деҳлавӣ мекунад, аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай ҳаст, дар ашъори Ҳасан нест ва он ки вайро дузди Ҳасан мегӯянд, бино ба ҳамон татаббуъ метавонад буд. Дар баъзе девонҳои ӯ ин байт дида шудааст, ки:

*Кас бар сари ҳеч рахна нагрифт маро,*
*Маълум ҳамешавад, ки дузди ҳасанам".*

Камол, умдатан, ғазалҳои худро дар ҳафт байт месарояд ва он гуна, ки худ гуфтааст:

*Ба бӯстони сухан мурғи табъи ман аксар,*
*Ба ҳафт байт шавад нагмасозу қофиясанҷ.*

Гоҳе ҳам, ки ғазале аз ҳафт байт кӯтоҳтар мешавад, ин гуна масъаларо баён мекунад:

*Камол, ин як ғазал гӯ: бош кӯтоҳ,*
*Зи кӯтоҳӣ чӣ нуқсони Забур аст?!*

**Камол ва Умари Хайём.** Боғистони шеъри Камол ҳарчанд бо гулҳои рангини ишқ, ирфон ва тасаввуф ороста шудааст, бо ин ҳол гоҳ-гоҳе дар ин боғистони пидром метавон ба ҷилваҳое аз андешаи ҳакими бузург Умари Хайём даст ёфт:

Камол :

*Рав, ғанимат шумар имрӯз, Камол, ин дамро,*
*З-он ки андар ду ҷаҳон хуштар аз ин дам дам нест.*

Умари Хайём:

*Ин қофилаи умр аҷаб мегузарад,*
*Дарёб даме, ки бо тараб мегузарад.*
*Соқӣ, ғами фардои қиёмат чӣ хурӣ?*
*Пеш ор пиёларо, ки шаб мегузарад.*

Камол:

*Дасте надид ошиқи мискин ба гардане,*
*То рӯзгор хоки вуҷудаш сабӯ накард.*

Умари Хайём:

*Ин кӯза чу ман ошиқи зоре будаст,*
*Дар банди сари зулфи нигоре будаст.*
*Ин даст, ки бар гардани ӯ мебинӣ,*
*Дастест, ки бар гардани ёре будаст.*

Камол:

*Кунун гар фурсате дорӣ, манеҳ як лаҳза ҷом аз каф,*
*Ки хоҳад кӯзагар рӯзе зи хоки мо сабӯ кардан.*

Умари Хайём:

*Бархезу биё, бута, барои дили мо,*
*Ҳал кун ба ҷамоли хештан мушкили мо.*
*Як кӯза шароб то ба ҳам нӯш кунем,*

*З-он пеш, ки кӯзаҳо кунанд аз гили мо.*

Ба ҳамин гуна метавон намунаҳои дигаре аз шеърҳои Камол ироа кард, ки андешаҳои фалсафии Умари Хайём бар онҳо соя андохтааст. Бо ин ҳол, Камол дар девони ғазалиёти худ, то ҷое, ки ман дидаам, мустақиман аз Умари Хайём ёд намекунад ва гоҳе ҳам дар андешаи он нест, то шеъри худро бо ӯ муқоиса кунад. Шояд, ки далели ин ки Камол умдатан алоқа дорад, то бо шоирони ғазалсаро ба масоф бархезад ва Умари Хайём чизе ба номи ғазал надорад ва ҳарчанд ӯ бо ҳамон таронаҳои маъдудаш тавониста, то худро дар сафи бузургтарин шоирони классикии форсӣ-дарӣ ҷой диҳад. Ғайр аз ин, мумкин Камол дарёфта будааст, ки таронасароӣ бо Умари Хайём хатм шуда ва таронаҳои худро қобили муқоиса бо таронаҳои ӯ надонистааст. Ин дар ҳолатест, ки се қуллаи азими ғазалсароии форсӣ-дарӣ - Саъдӣ, Мавлоно ва Ҳофизро ба овардагоҳи суханварии худ фаро мехонад ва аз муқобила кардан бо онҳо ҳаросе надорад.

**Камол ва Ҳофиз.** Камол дар мобайни шоирони ҳамрӯзгори хеш, аз ҳама бештар, Хоҷаи риндон – Ҳофизи Шероз назар доштааст. Бо ин ҳол яке аз ғазалҳое, ки ба иқтифои Ҳофиз суруда, ӯро дар ғазалсароӣ ҳаминони хеш намедонад, ки бидуни тардид Камол бо он нафаси орифона, ки доштааст, дар ин иртибот дастхуши фаровон эҳсосот шудааст. Ба қавли шоир ва адабиётшиноси бузурги афғон Босифи Бохтарӣ шумори ғазалҳои Камол ба пайравӣ ва иқтифои Ҳофиз суруда шудааст, ба панҷоҳ ғазал мерасад.

Ҳофиз:

*Шароби талх мехоҳам, ки мардафкан бувад зӯраш,*
*Ки то як дам биёсоям зи дунёву шару шӯраш.*

Камол:

*Дили мискин, ки мебинӣ аз ин сон бе зару зӯраш,*
*Ба хоки майкада карданд хубон муфлису ураш.*

Ҳофиз:

*Фош мегӯяму аз гуфтаи худ дилшодам,*
*Бандаи ишқаму аз ҳар ду ҷаҳон озодам.*

Камол:

*Боз дар ишқ яке дил ба гуломе додам,*
*Хоҷаро гӯ, ки биёяд ба муборакбодам.*

Ҳофиз:

*Биё, то гул бараяфшонему май дар соғар андозем,*
*Фалакро сақф бишкофему тарҳи нав дарандозем.*

Камол:

*Биё, соқӣ, ки бехи ғам ба даври гул барандозем,*
*Бути гулрух талаб дорему мул дар соғар андозем.*

Ҳофиз:

*Ба мижгони сияҳ кардӣ ҳазорон рахна дар динам,*
*Биё, к-аз чашми беморат ҳазорон дард барчинам.*

Камол:

*Чӣ хуштар давлате з-инам, ки як дам бо ту биншинам,*
*Ки серӣ нест аз рӯят маро чандон, ки мебинам.*

Ҳофиз:

*Муждаи васли ту ку, к-аз сари ҷон бархезам,*
*Тоири қудсаму аз ҳар ду ҷаҳон бархезам.*

Камол:

*Нақди ҷон чист, ки дар домани ҷонон резам,*
*Гар бихоҳад, зи сари ҷону ҷаҳон бархезам.*
Ҳофиз:
*Манам, ки шуҳраи шаҳрам ба ишқ варзидан,*
*Манам, ки дида наёлудаам ба бад дидан.*
Камол:
*Чу зулфи ёр зи худ лозим аст бубридан,*
*Гар ихтиёр кунӣ хоки по-ш бӯсидан.*
Ҳофиз:
*Ин сияҳҷурда, ки ширинии олам бо ӯст,*
*Чашми майгун, лаби хандон, дили хуррам бо ӯст.*
Камол:
*Ин чи рӯест, ки ҳусни ҳама олам бо ӯст,*
*Дил дар он кӯй на танҳост, ки ҷон ҳам бо ӯст.*
Ҳофиз:
*З-он ёри дилнавозам шукрест бо шикоят,*
*Гар нуктадони ишқӣ, бишнав ту ин ҳикоят.*
Камол:
*Эй ибтидои дардат ҳар дардро ниҳоят,*
*Ишқи туро на охир, шавқи туро на гоят.*
Ҳофиз:
*Зулфи ошуфтаву хайкардаву хандонлабу маст,*
*Пираҳанчоку газалхону суроҳӣ дар даст.*
Камол:
*Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи аласт,*
*Ринду девонаву қаллошу хароботиву маст.*
Ҳофиз:
*Кай шеъри тар ангезад хотир, ки ҳазин бошад,*
*Як нукта аз ин маънӣ гуфтему ҳамин бошад.*
Камол:
*Гар маҳ ба замин бошад, он зуҳраҷабин бошад,*
*Дурӣ талабад аз мо, маҳ низ чунин бошад.*
Ҳофиз:
*Шоҳи шамшодқадон, хусрави шириндаҳанон,*
*Ки ба мижгон шиканад қалби ҳама сафшиканон.*
Камол:
*Нақш кун хоҷа, алорагми суроҳишиканон,*
*Бодаи талх ба ёди лаби шириндаҳанон.*

Бо ин ҳама, агар дар як ҷиҳат Камоли Хуҷандӣ дар порае аз ғазалҳояш ба истиқболи Ҳофиз меравад, дар ҷиҳати дигар бинобар ақидаи бархе аз пажӯҳишгарони арсаи адабиёти классикии форсии-дарӣ ӯ аз шумори он шоиронест, ки ба навъе бар шеъри Ҳофиз асаргузор будаанд. Дар ҳамин ҳол он шумор орифоне, ки ба суҳбати Шайх Камол ва Ҳофиз расида буданд, бидуни бовар будаанд, ки суҳбати Шайх беҳтар аз шеъри ӯ будааст, дар ҳоле ки шеъри Ҳофизро нисбат ба суҳбати ӯ беҳтар донистаанд.

**Камол ва Шайх Саъдӣ.** Дувумин шоире, ки бештар мавриди таваҷҷуҳи Камол қарор гирифта, Шайхи аҷал(л) Саъдии Шерозист. Шайх Камол дар порае аз ғазалҳояш ба Саъдӣ иқтифо кардаву дар мавориде хостааст, то ба ғазалҳои Саъдӣ посух гӯяд.

Саъдӣ:

*Эй ба хулқ аз ҷаҳониён мумтоз,*
*Чашми халқе ба рӯи хуби ту боз.*

Камол:

*Орзу бурдаам, ки чашми ту боз,*
*Кушудам гаҳ ба ишва, гоҳ ба ноз.*

Саъдӣ:

*Зи ман мапурс, ки аз ҳоли ӯ дилат чун аст,*
*Аз ӯ бипурс, ки ангуштҳо-ш дар хун аст.*

Камол:

*Хуш аст, агар ба ҳадиси Камол дорӣ гӯш,*
*Латофати суханонаш чу дурри макнун аст.*

Саъдӣ:

*Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт,*
*Ҷафову нозу итобу ситамгарӣ омӯхт.*

Камол:

*Туро ду рух ба ду хат фанни дилбарӣ омӯхт,*
*Ту аз ду чашму ду чашм аз ту соҳирӣ омӯхт.*

Саъдӣ:

*Ту он наӣ, ки дил аз суҳбати ту баргиранд*
*В-агар малӯл шавӣ, соҳиби дигар гиранд.*

Камол:

*Ба маҷлисе, ки зи рӯи ту парда баргиранд,*
*Чарогу шамъ барафрӯхтан зи сар гиранд.*

Аз мазмуни порае аз ғазалҳои Камол чунин меояд, ки ӯ ҷиддан бо Хоҷаи Шероз Ҳофиз ва Шайхи аҷал(л) Саъдӣ доиаи ҳамчашмӣ доштаву шеъри он дуро бартар аз шеъри худ намедониста, ки ҷои тааммул аст.

Чунонки, замоне ӯ ин ғазали Ҳофизро

*Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,*
*Дили рамидаи моро анису мӯнис шуд.*

-истиқбол мегуфт ва дар мақтаъ ғазали Ҳофизро ҳаминони худ намедонад.

*Нашуд ба тарзи газал ҳаминони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.*

Ҳамчунин, дар ғазале, ки дар иқтифои Саъдӣ сурудааст, бад-ин гуна худро бо ӯ муқоиса мекунад:

*Гуфтем ҷавобе на кам аз гуфтаи Саъдӣ,*
*Бал ин ду газал хубтар аз якдигар афтод.*
*Ин лоф на дархурди Камол аст, валекин,*
*“Бо Рустами Дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод”.*

Мисраи охирин аз Саъдист, ки Камол онро тазмин кардааст.

Камол дар шоирӣ натанҳо худро аз Ҳофизу Саъдӣ камтар намеангорад, балки зодгоҳи хеш – Хуҷандро низ бо Шероз ба гунае зерин муқоиса мекунад:

*Гар бингарад равонии оби сухан, Камол,*
*Аз чашмасори хеш равад Хизр шармсор.*
*Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд*
*Орад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор.*

**Фолклор дар шеъри Камол.** Яке аз вижагиҳои ғазалҳои Камол ин аст, ки дар оинаи ғазалҳои ӯ гоҳ-гоҳе ҷилваҳое аз адабиёт ва бовардоштҳои мардум, чун

зарбулмасалҳо, кинояҳо, мусталеҳот ва бовардоштҳои мардум низ таҷаллӣ меёбанд ва ин амр метавонад сабаби рангинии бештари шеърҳои ӯ мегардад.

**Зарбулмасалҳо:**

Деворҳо муш доранд, мушҳо гӯш доранд:

*Девор гӯш дораду агёр низ чашм,*
*Мо чун кунем бо ту зи беруни дар сухан.*

То бод набошад, дарахт намеҷунбад:

*Рост гӯянд, ки ҳавоест зи ту бар сари сарв,*
*Ки наҷунбад ба яқин ҳеч дарахте бе бод.*

Кач бинишин, рост бигӯ:

*Абрӯяш гуфт, ки фитна кори ман аст,*
*Каҷ нишастасту рост мегӯяд.*

Маъмур маъзур аст:

*Бар ғамза манеҳ гуноҳи хунам,*
*Маъмур бувад ҳамеша маъзур.*

Худо ақлаш бидиҳад ё марг:

*Носеҳам гуфто: “Ба хубон дил манеҳ”,*
*Эй Худо, ақлаш бидеҳ ё он дигар.*

Об, ки аз сар гузашт, чӣ як найза, чӣ сад:

*Мани гирён чӣ кунам з-он мижаву ғамза ҳазар,*
*Чӣ яке найза, чӣ сад, чун бигузашт об аз сар.*

Оташ, ки даргирифт, хушку тар месӯзад:

*То хушку тар насӯзад, маншин ба дилфурӯзон,*
*Парвона сӯхт, он гаҳ бо шамъ шуд муҷолис.*

Себ бихӯр, туро ба боғ чӣ кор:

*Ба бӯса себи зақан гуфтамаш зи гулшани кист?*
*Камол гуфт: “Ту ангур хур, мапурс аз боғ”.*

Чизе, ки аён аст, чӣ ҳоҷат ба баён аст:

*Гуфтаӣ: “Сурати ӯ мазҳари маънист, Камол”,*
*Худ аён аст, чӣ ҳоҷат ба баёни ту бувад?!*

**Кинояҳо:**

*Ангуштнамо:*

Киноя аз шухрат дар миёни мардум аст, ки гоҳе ин шухрат метавонад бори манфӣ низ дошта бошад.

Ончунон зору низор аст зи савдо-т Камол,
Ки чу моҳи нав аз абрӯи ту ангуштнамост.

*Лаб газидан* – Киноя аз ҳасрат ва афсӯс хӯрдан ва гоҳе ҳам киноя аз тааҷҷуб аст:

Гуфтамаш аз даҳон-т, эй бути чин,
Коми ман ғайри лаб газидан нест.

*Беоб шудан* – Киноя аз расвоӣ ва беобрӯ шудан аст:

Бар дарат беоб шуд ашкам зи бисёр омадан,
Баъд аз ин мехоҳам аз чашмам гуҳарбор омадан.

*Фалакзада* – Киноя аз инсони бадбахт ва талхком:

Бар фалак мезанем новаки оҳ,
То бидонӣ, ки мо фалакзадаем.

*Савдои хом ё савдо пухтан* – Киноя аз орзуи маҳол аст:

Дил, ки савдои ту мепухт, кабобаш кардӣ,
Буд ғамхонаи дерина, харобаш кардӣ.

*Аз худ рафтан* – Киноя аз беҳуш шудан аст:
Акси рӯят чун фитад дар об, об аз худ равад,
Гар фишонӣ зулфи мушкин, мушки ноб аз худ равад.
*Дандони тамаъ баркандан* – Киноя аз ноумедист:
Гар ба санги ситами ишқи ту дандон шиканад,
Дил зи лабҳои ту дандони тамаи барнаканад.
*Гӯшмолӣ додан* – Киноя аз таҳдид кардан ва ҷазо додан аст:
Чашми мастат гӯшмоли наргиси пуртоб дод,
Тоқи абрӯят шикасти гӯшаи меҳроб дод.
*Каҷ дору марез:*
Гуфтаӣ: “Зулфи каҷам дор ба дасти дигаре”,
Монад ин ҳам ба ҳамон нуқта, ки «каҷ дору марез».
*Гандумнамои ҷавфурӯш* – Киноя аз инсони дурӯя:
Рӯи гандумгун намуду ҷони ман чун ҷав фурӯхт,
Аз чӣ рӯ шуд инчунин гандумнамои ҷавфурӯш.
*Корд ба устухон расидан* – Киноя аз ниҳояти таҳаммул ва ҳавсала аст:
Лекин набурам зи теғи ту меҳр,
Гар корд расад ба устухонам.
*Даст шустан* – Киноя аз сарфи назар кардан аст:
Камол аз Хизр пурсиш кард васфи чашмааш, гуфто:
“Чу он лаб дидаам, з-он об акнун даст мешӯям”.
*Захми забон* – Киноя аз таъна задан:
Дилам ба захми забонҳо нагардад озурда,
Ки ошиқи ту бувад кундаи табархурда.

Кундаи табархӯрда худ кинояест аз инсоне, ки мусибатҳои зиндагиро бо хомӯшӣ таҳаммул карда ва пайваста аз дӯсту душман шиканҷа дидааст.

*Чарбидан* – Киноя аз тавони пирӯзӣ ва бартарӣ аст:

*Чароги рӯи ту бар офтоб мечарбад,*
*Лабат зи қанд чу ҳалвои ноб мечарбад.*

Ва ё:

*Ба ҳусн аз моҳ мечарбиву парвин,*
*Агар мункир шавӣ, инак тарозу.*

**Суннатҳо ва бовардоштҳои мардум.** Камол ҳамчунин ба бовардоштҳои мардум ва суннатҳои ҳоким дар ҷомеа назар дошта ва гоҳе аз чунин масоиле дар баёни андешаҳои шоиронаи худ суд бурдааст. Ба гунаи намуна дар миёни мардум чунин боварӣ вуҷуд дорад, ки зумуррад чашми аждаҳоро кӯр мекунад ва инсонро аз таъсироти назари бад дар амон нигаҳ медорад. Албатта, ин амр пеш аз Камол дар шеъри шоирони дигар низ дида шудааст, вале Камол бо истифода аз чунин бовардоштӣ хостааст, то як бори дигар зиддияти худро бо зоҳидони солус баён кунад.

*Шароби лаъл менӯшам ман аз ҷоми зумуррадгун,*
*Ки зоҳид афъии вақт аст, месозам бад-ин кӯраш.*

Ба ҳамин гуна расми нону намак ба гунаи як суннати писандида дар миёни тоҷикон ҳамчунон боқист. Соли 1375 хуршедӣ ба муносибати ҷашни истиқлоли тоҷикон бо шумори дигаре аз шахсиятҳои фарҳангии кишвар ба Тоҷикистон даъват шуда будем. Дар фурудгоҳи шаҳри Душанбе, ҳамин ки аз ҳавопаймо фуруд омадем, аз мо бо нону намак пазироӣ шуд. Албатта, суннати нону намак худ решаҳои жарфе

дар оини ориёӣ ва ҷавонмардӣ дорад ва аз фалсафаи густурдае бархурдор аст, ки иҷолатан, ҷои баҳси он нест. Камол бор-бор дар шеърҳои худ ба ин расми деринсол ишораҳое дорад. Чунонки, дар байти зерин:

*Гар кашӣ хони васл, лаб бикушо,*
*Ки нахуст аз намак кунанд огоз.*

**Камол ва шоирони дигар.** Дар девони Камол афзун бар Саъдӣ ва Ҳофиз номи шоирони дигаре низ омадааст. Камол мартабаи шоирии худро бо онҳо дар тарозуи муқоиса мегузорад, ки ниҳоятан паллаи шеърҳои худро нисбат ба онон сангинтар меёбад. Танҳо аз он миён ба Мавлоно Ҷалолиддини Балхӣ ва Шайх Фаридуддини Аттор бо навъи эҳтиром бархӯрд мекунад.

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: "Мавлоноиву Аттори мо".*

Ва боз ҳам дар иртибот ба Аттор:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст.*

Ба ҳар ҳол, он гуна, ки дида мешавад, Камол ба гунае мехоҳад худро дар суханварӣ ва чӣ дар нафаси орифона ҳамсанг бо Шайх Фаридуддини Аттор, Мавлоно ва Ҳофиз бинамояд. Ба ҳамин гуна, аз Ҳаким Низомии Ганҷавӣ низ ба эҳтиром ёд мекунад. Ӯро молики ганҷинаи маонӣ медонад. Мисрае аз "Махзан-ул-асрор"-и ӯро тазмин мекунад ва бо ин тазмин мехоҳад аз қавли ӯ қалами худро калид дар ганҷи ҳаким тавсиф кунад.

*Кард ҳакиме зи Низомӣ савол,*
*К-эй ба сари ганҷи маонӣ муқим.*
*Ҳаст дар ангушти Камол он қалам,*
*Ё на асоест ба дасти Калим?!*
*Гуфт: Қалам нест, асо низ нест",*
*"Ҳаст калиди дари ганҷи ҳаким".*

Шоирони дигаре, ки дар девони ӯ чеҳра намудаанд, на танҳо аз онҳо ба эҳтиром ёд нашудааст, балки мавриди интиқодҳои шадиди ӯ низ воқеъ шудаанд. Ба гунае намунаи ӯ Ассори Табрезиро шоире медонад, ки хуни ҳазор девонро ба гардан дорад.

*Оқибат Ассори мискин мурду рафт,*
*Хуни девонҳо ба гардан бурду рафт.*

Суханони Салмони Соваҷиро ҳеч медонад:

*Яке шеъри Салмон аз ин банда хост,*
*Ки дар дафтарам з-он сухан ҳеч нест.*
*Бад-ӯ гуфтам ин нуктаҳоро ҷавоб,*
*К-аз он сон дуре дар Адан ҳеч нест,*
*Ман аз баҳри ту менависам, вале*
*Суханҳои ӯ пеши ман ҳеч нест.*

Камоли Исмоилро дар суханварӣ ҳампояи худ намедонад.

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан.*
*Ба камоли ту дар сухан имрӯз,*
*Он Камол ин шараф надошт, ки ман.*

Аз Сӯзании Самарқандӣ чунин тасвире ба даст медиҳад:

*Овози ҳазини Сӯзаниро*
*Машнав, ки кунанд айби бисёр.*
*Хушк асту гамину тезу борик,*
*Чун сӯзани хорҳои девор.*

Ба ҳамин сон, аз Заҳиру Анварӣ низ ёд кардааст, вале он дуро низ дар арсаи суханварӣ ҳамоварди худ намедонад.

*Девони ту гар касе бихонад,*
*Дар пеши суханварони олам,*
*З-ин гуфта равад Заҳир аз ҷой,*
*Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам.*
*Чун кӯҳи Хуҷанд омад ин шеър,*
*Бо оби баланд номи муҳкам.*

Камол аз ин ҳама муқобилаву муқоиса саранҷом ба чунин натиҷа мерасад:

*Хатм шуд бар Камол лутфи сухан,*
*Ҳар чӣ баъд аз камол, нуқсон аст.*

Камол на танҳо лутфи суханро бар хеш хатмшуда медонад, балки мепиндорад, ки тарабободи сухан низ аз шеърҳои ӯ ободон аст.

*То фикрати ман ниҳод бунёди сухан,*
*Обод шуд аз ман тарабободи сухан.*
*Мехост сухан зи дасти бетабъон дод*
*Додам ба башорати сухан доди сухан.*

Сухани охир ин ки шеърҳои Камол нахустин бор ба василаи яке аз муридонаш ба соли 798 ҳиҷрӣ гирдоварӣ шудааст. Соли хомӯшии ӯро 803 ҳиҷрӣ донистаанд. Дар иртибот ба солрӯзи тавлиди ӯ ҳанӯз иттилооти равшане ва дақиқе дар даст нест ва аммо аз таърихи хомӯшии Камол маълум мешавад, ки ӯ бояд дар авоили садаи ҳаштуми ҳиҷрӣ дар Хуҷанд ба дунё омада бошад.

*Саййид Муҳаммади Ҳусайнӣ*

## ТАЛМЕҲ ВА ИҲОМ ДАР ШЕЪРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Девони ба нисбат пурҳаҷми Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ, ба ҷуз чаҳор қасида ва абёте бо унвонҳои қитаот, дубайтӣ, рубоӣ, маснавӣ ва як намуна мустазод, ки ҳамаи онҳо ба андозаи як даҳуми девон намешавад, бақия аз 982 ғазали ирфонӣ фароҳам омадааст.

Мухтаво ва бори ҳунарии ҳамаи ин ғазалҳо дар қиёс бо ғазалҳои Саъдӣ, Мавлоно ва Ҳофиз, ки Камол дар ҷой-ҷойи ашъори худ аз ин шоирони номдор ва ғазалҳояшон ёд кардааст, чандон нуфузу гаронбор наменамояд. Гарчи кам нест шумори ғазалҳое, ки дар онҳо абёте ба ростӣ зебо ва дилангез дида мешавад. Ба ҳар рӯй, Камол яке аз ғазалсароёни пуровозаи авохири қарни ҳаштуми ҳиҷрист (14, 2, 316).

Дар сурудаҳои Камол ба намунаҳои фаровоне аз таъбирҳои мардумӣ ва фарҳанги оммаи қарни ҳаштум бармехӯрем, ки вай бо устодии шоистае онҳоро дар лобалои абёти сурудаҳои худ овардааст. Ин шева аз дидгоҳи зебошинохтӣ арзиш ва эътибори вижае ба шеъри ӯ бахшидааст. Корбурдҳои ҳунарӣ ва зебошинохтии дигар низ дар шаклҳои гуногуни фунуни балоғат, бавижа, дар ғазалҳои ӯ бисёр аст. Дар ин мақола нигоранда аз он ҳама ба ду ҳунари бадеӣ, ки гӯё беш аз санъатҳои дигар мавриди таваҷҷуҳи шоир буда (иҳом ва талмеҳ) пардохтааст.

Ин ду санъати бадеӣ дар бештари ҷойҳои девон ба шевае зариф ва ҳунарӣ ва ба дур аз такаллуфҳои хушк ва ҳунарнамоёна омадааст. Ин ҳама, аз як сӯ, намоишгари

чирадастӣ ва густураи иттилооти шоир дар ин замина ва аз сӯи дигар, нишондиҳандаи тавоноии чашмгири вай дар бакоргирии баҷои ин гуна ҳунарҳои каломӣ аст.

Баррасӣ ва пайгирии ин мавзӯъ аз сӯи нигоранда дар шеъри Камол бад-ин гуна аст:

***а) талмеҳ:***

1. талмеҳ ба оёти Қуръони карим;
2. талмеҳ ба қасаси қуръонӣ ва достонҳои паёмбарон;
3. талмеҳ ба аҳодис;
4. талмеҳ ба масалҳо, истилоҳот ва гуфтаҳои маъруфи бузургон;
5. талмеҳ ба шоирону шеъри онон ва истилоҳоти адабӣ.

б) иҳом:

1. иҳоми мутлақ;
2. иҳоми таносуб.

**1. Талмеҳ ба оёти Қуръон**

Талмеҳу ишораи зариф ё гоҳе ишораву таваҷҷуҳи гӯё ба оятҳои Қуръон дар шеъри Камол бештарин намунаҳоро ба худ ихтисос додааст. Ин мавзӯъ вижаи танҳо шеъри Камол нест, ҳамаи шоирони орифмаслак дар сурудаҳои худ ба ҳамин шева рафтор кардаанд. Зеро ирфони исломӣ мояҳои бунёдии худро аз Қуръони карим ва пас аз он аз аҳодиси набавӣ ва гоҳ низ аз гуфтаҳои бузургони динӣ ва пайравони тариқат гирифтааст. Инак, намунаҳо:

*1 Гар бихонӣ ба масал ояти ҳамдаш бар кӯҳ,*
*Бо ҳама сангдилӣ нола барояд зи ҷибол (18,13).*

* * *

*2 Султони иззати ту ба фармони «кун факон»,*
*Гард аз раҳи вуҷуд баровард бесипоҳ (18,15).*

* * *

*3 Анвори ҳусни туст, ки аз ҷайби осмон,*
*Хуршед сар кашид чу Юсуф зи қаъри чоҳ (18,15).*

* * *

*4 Ҳавои сарви болои ту дорад ростӣ, в-арна*
*Барои ҳимаи дӯзах баранд аз равза Туборо (ғазали 45).*

* * *

*5. Дами Исо, ки ба ранҷур шифо мебахшад,*
*Дами нақд аз лаби ӯ ҷӯй, ки ин дам бо ӯст (ғазали 78).*

* * *

*6. Бӯи ту расонданд зи Юсуф ба Зулайхо,*
*Ин наъразанон омаду он ҷомадарон рафт (ғазали 70).*

* * *

*7. Каъбаи ҷонро зад оташ ишқ, сӯхт*
*Дар таби «таббат» тани сад Бӯлаҳаб (ғазали 67).*

* * *

*8. Дар домани гул чок фитодаст зи ҳар сӯ,*
*Эй боди сабо, бӯи ту аз пираҳани кист?! (ғазали 80).*

* * *

*9. Ба меҳри Юсуф аз ҷон қатъ кун, қатъ,*
*Ба теғе даст бибридан чӣ кор аст? (ғазали 101).*

* * *

*10. Чун башир аз лайлатулмеъроҷи зулфат баргузашт,*

*Дар миёни қоба қавсайнаш фикандаст абрувон–т (111).*

Даҳ байти боло ба тартиб ба даҳ ояи зер талмеҳ дорад ва шоир дар сурудани онҳо ба ин оёт чашм доштааст:

1. «Лав анзално ҳоза-л-Қуръона ъало ҷабалин лараайтаҳу хошиъан мутасаддиъан мин хашйатиллоҳи». (Агар ин Қуръонро бар кӯҳ нозил мекардем, аз хавфи Худо онро тарсида ва шикофхӯрда медидӣ) (сураи Ҳашр, ояти 21).

2. «Иннамо амруҳу изо арода шайъан ан йақула лаҳу кун файакун». (Чун бихоҳад чизеро биёфарад, ҳароина, фармонаш ин аст, ки мегӯяд: «Мавҷуд шав!» Пас, мавҷуд мешавад) (сураи Ё Син, ояти 82).

3. «Ва ҷоат саййоратун фаарсалу воридаҳум фаадло далваҳу қола йо бушро ҳозо ғуломун». (Ва мусофироне омаданд. Оборашонро фиристоданд. Сатил фурӯ кард. Гуфт: «Муждагонӣ, ин навҷавонест») (сураи Юсуф, ояти 19).

4. «Равза» дар Қуръон танҳо дар ояи «…фаҳум фӣ равзатин йуҳбирун» (ва онон дар ҷаннат ба шодмонӣ бипардозанд) (сураи Рум, ояти 15) омада ва таркиби «равзаи ризвон», ки дар шеъри форсӣ бисёр ба кор рафта, таркибе аст аз ҳамин ояи сураи Рум ва ояи 21, сураи Тавба «…йубашшируҳум раббуҳум бираҳматин ва ризвонин ва ҷаннотин» (Парвардигорашон ба раҳмату хушнудии худ ва ба биҳиште, ки дар он неъматҳои ҷовид бошад, хушхабарашон медиҳад) (сураи Тавба, ояти 21) (15,341).

Лафзи «Тубо», ки ба гуфтаи Ҷаволиқӣ вожаи ҳиндист ва дар Қуръони карим танҳо як бор дар ояи «аллазина оману ва ъамилу-с-солиҳоти тубо лаҳум ва ҳусну маоб». (Зиндагии хуш ва бозгаштангоҳи некӯ аз они касонест, ки имон овардаанд ва корҳои шоиста кардаанд) (сураи Раъд, ояти 29) омада, ба маънии биҳишт ё дарахте дар биҳишт аст (20,226). Дар адаби порсӣ бештар ба ҳамин маънии дувум дарахт ба кор рафтааст, ки дар байти Камол низ дар ҳамин маъност ва хоҷаи Шероз низ фармояд:

Сояи Тӯбиву дилҷӯии ҳуру лаби ҳавз,

Ба ҳавои сари кӯи ту бирафт аз ёдам (7,317).

5. «Ва убриу-л-акмаҳа ва-л-абраса ва уҳйи-л-мавто биизниллоҳи». (…ва песшударо шифо медиҳам. Ва ба фармони Худо мурдаро зинда мекунам) (сураи Оли Имрон, ояти 49).

6. Байти шашум ба моҷарои дилбастагии Зулайхо ба Юсуф талмеҳ аст, ки дар сураи Юсуф дар Қуръон дар чанд оят баён шудааст ва мисраи дувуми ин байт ба ояи «вастабақо ал-боба ва қаддат қамисаҳу мин дубурин ва алфайо саййидаҳо лада-л-боби…». (Юсуф ба сӯи дар гурехт ва ҳамсари азиз аз пушти ӯ давид, то ӯро баргардонад) ва зан ҷомаи ӯро аз пас бидарид) (сураи Юсуф, ояти 25) талмеҳ дорад.

7. «Таббат йадо Абилаҳабин ва табб». (Дастҳои Абулаҳаб ҳалок бод ва ҳалок бод Абулаҳаб) (сураи Масад, ояти 1).

8. «Изҳабу биқамисӣ ҳозо фаалқуҳу ъало ваҷҳи абӣ… ва ламмо фасалати-л-ъиру қола абуҳум иннӣ лааҷиду риҳа Йусуф…». (… ин ҷомаи маро бибаред ва бар рӯи падарам андозед. Чун корвон ба роҳ афтод, падарашон гуфт: Бӯи Юсуф ҳис мекунам) (сураи Юсуф, ояти 93-94).

9. «…ва отат кулла воҳидатин минҳунна сиккинан ва қолат ухруҷ ъалайҳинна…ва қаттаъна айдийаҳунна…». (…ба ҳар яке корде дод ва гуфт: «Берун ой, то туро бингаранд». … ва дасти хеш бибуриданд)

10. «Субҳоналлазӣ асро биъабдиҳи лайлан мина-л-масҷиди-л-ҳароми ила-л-масҷиди-л-ақсо…». (Пок аст он Худое, ки бандаи худро шабе аз Масҷиду-л-ҳаром ба Масҷиду-л-ақсо, ки гирдогирдашро баракат додаем, сайр дод…) «Сумма дано фатадалло, факона қоба қавсайни ав адно…». (сипас наздик шуд ва бисёр наздик шуд. То ба қадри ду камон ё наздиктар) (сураи Наҷм, ояти 8-9).

Намунаҳои дигар аз байтҳои Камол, ки бо талмеҳ ба оятҳои Қуръон суруда шудааст:

*1. Ғами ту лашкари Сулаймон аст,*
*Ки чу мӯрам ба зери по гаштаст (ғазали 116).*

* * *

*2. Чашмам зи хаёли ту пур аз нури таҷаллост,*
*Чашме, ки чунин аст, ба дидори ту авлост (ғазали 119).*

* * *

*3. З-он зулф ба дардам шуда ранҷур чу Айюб,*
*Аз лаб шакаре деҳ, ки шифохонаи Исост (ҳамон).*

* * *

*4. Шеъри манат гар ба хотир аст, ки хонӣ,*
*Чист тааммул, бихон, ки сеҳри мубин аст (ғазали 236).*

* * *

*5. Кафши Хизиру асои Мӯсо*
*Шоистаи пову дасти шал нест (ғазали 237).*

* * *

*6. Некӯ фитодаанд ба ҳам он руху ҷабин,*
*Хуршеду моҳро беҳ аз ин иҷтимоъ нест (ғазали 244).*

* * *

*7. Хондаӣ қиссаи Тӯбо, ки баромад зи биҳишт,*
*Тӯбӣ он қомати дилҷӯву биҳишт он сари кӯст (ғазали 256).*

* * *

*8. Зи ишқ имрӯз ҳар, к-ӯ сурхрӯ нест,*
*Ба маҳшар номааш фардо сиёҳ аст (ғазали 280).*

* * *

*9. Муҳибро рӯзи маҳшар рӯзи ҳаҷр аст,*
*Ки ҳар узвеш бар дарде гувоҳ аст (ғазали 180).*

* * *

*10. Сарбаландӣ талабӣ, ишқ гузин,*
*Исӣ аз ишқ ба боми фалак аст (ғазали 180).*

* * *

*11. Ошиқ ар омад ба кӯяш, дунйиву уқбо нахост,*
*Ҷониби Тур омадан мақсуди Мӯсо дигар аст (ғазали 195).*

* * *

*12. Ҳусни маҳрӯён чӣ мемонад ба рӯи ёри ман,*
*Партави маҳ дигару нури таҷалло дигар аст (ғазали 195).*

* * *

*13. Аз партави он рӯй ҷаноби сари он кӯ,*
*Турест, ки он ҷо ҳама анвори таҷаллист (ғазали 211).*

* * *

*14. Дар Кавсар агар акс фитад з-он қаду рухсор,*
*Гӯянд, ки дар равза ду ризвону ду Тӯбист (ғазали 221).*

* * *

*15. Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳар чӣ азиз аст,*
*К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт.*

*   *   *

*16. Халили мост хаёли ту рӯзу шаб, з-он аст,*
*К-аш эҳтироз зи дуди дили пуроташ нест (газали 345).*

*   *   *

*17. Замони ҳодиса, соқӣ, бирез май дар ҷом,*
*Чу боди фитна вазад, дар зуҷоҷ беҳ мисбоҳ (газали 383).*

*   *   *

*18. Ҳаловате, ки туро дар чаҳи занахдон аст,*
*Ҳазор Юсуфи Мисрӣ ба қаъри он нарасад (газали 292).*

*   *   *

*19. Ба хонае, ки чунин меҳмон фуруд ояд,*
*Ҳумои сидра дар он ошён фуруд ояд (газали 327).*

*   *   *

*20. Мекунад бе ту шикебоии Юсуф, Камол,*
*Ки ҷамилӣ туву сабр аз ту бувад сабри ҷамил (газали 633).*

*   *   *

*21. Аз ман бибаст чашм ба ҳангоми нозу гуфт,*
*Ҳорут, гӯ, биёву бубин чашмбандиям (газали 671).*

Байтҳои боло ба тартиб ҳар кадом ба ояе талмеҳ дорад, ки бо ҳамон шумораи самти рости байт оварда мешавад:

1. «…қолат намлатун йо аййуҳа-н-намлу удхулу масокинакум ло йаҳтиманнакум Сулаймону ва ҷунудуҳу…». (Мӯрчае гуфт: « Эй мӯрчагон, ба лонаҳои худ дароед, то Сулаймону лашкариёнаш шуморо бехабар помол накунанд») (сураи Намл, ояти 18).

2. «Фаламмо таҷалло раббуҳу ли-л-ҷабали ҷаъалаҳу даккан ва харра Мусо саъиқан». (Чун Парвардигораш бар кӯҳ таҷаллӣ (зуҳур) кард, кӯҳро ба замин яксон кард ва Мӯсо беҳуш бияфтод). (сураи Аъроф, ояти 143).

3. «Ва Аййуба из нодо раббаҳу аннӣ массанийа-з-зурру ва анта арҳаму-р-роҳимин». (Ва Айюбро (ёд кун), он гоҳ, ки Парвардигорашро нидо дод: «Ба ман беморӣ ва ранҷ расидааст ва Ту меҳрубонтарини меҳрубононӣ») (сураи Анбиё, ояти 83).

4. «…лайақуланна-л-лазина кафару ин ҳозо илло сиҳрун мубинун». (кофирон гӯянд, ки ин ҷуз ҷодуи ошкор нест) (сураи Ҳуд, ояти 7).

5. «Ва авҳайно ило Мусо ан алқи асока фаизо ҳийа талқафу мо йаъфикуна». (Ва ба Мӯсо ваҳй кардем, ки асои худро бияфкан. Ба ногаҳ диданд, он моронеро, ки ба дурӯғ зоҳир мекарданд, фурӯ мебарад) (сураи Аъроф, ояти 117).

6, 7. «Ва ҷумиъа-ш-шамсу ва-л-қамару…». (ва офтобу моҳ дар як ҷой гирд оянд) (сураи Қиёмат, ояти 9). Мустанади шумораи 7, ҳамон ояи 29, сураи Раъд аст, ки пеш аз ин гузашт.

8. «Ва аммо ман утийа китобаҳу бишимолиҳи файақулу йо лайтанӣ лам ута китобийаҳ». (Аммо ҳар кас, ки номаи аъмолашро ба дасти росташ диҳанд, мегӯяд: « Номаи маро бигиреду бихонед) (сураи Ҳоққа, ояти 19). «Таро аллазина каззабу ъалаллоҳи вуҷуҳуҳум мусваддатун». (Дар рӯзи қиёмат касонеро, ки ба Худо дурӯғ бастаанд, мебинӣ, рӯяшон сиёҳ шудааст) (сураи Зумар, ояти 60).

Гӯё таъбир сиёҳиномаи одамӣ, ки дар гуфтаҳо ва навиштаҳо ба кор меравад. Аз ҳамин оят ва яке ду ояти дигар дар ҳамин маънӣ гирифта шудааст, вагарна аз расидани номаи аъмол ба дасти рост ё чап, сиёҳиномаи аъмол мафҳум намегардад.

9. «Ал-йавма нахтиму ъало афвоҳиҳим ва тукаллимуно айдиҳим ва ташҳаду арҷулуҳум бимо кону йаксибуна». (Имрӯз бар даҳонҳояшон мӯҳр мениҳем. Ва дастҳояшон бо Мо сухан хоҳанд гуфт ва пойҳояшон шаҳодат хоҳанд дод, ки чӣ мекардаанд) (сураи Ё Син, ояти 65). Байти Камол талмеҳ ба ин оят дорад, ки дар он аз гувоҳӣ додани бархе аз андомҳои одамӣ ба кардаи хеш сухан рафтааст. Равшан аст, ки оят дар бораи кофирону нобоварон ба Худо ва паёмбарони Ӯст. Аммо дар байти Камол ҳар як аз аъзои бадани дӯстони Худо аз ранҷе, ки дар ин ҷаҳон дар роҳи расидан ба ҳақиқат дидаанд, сухан хоҳанд гуфт.

10. «Бал рафаъаҳуллоҳу илайҳи…». (балки Худованд Ӯро (Исоро бо баданаш) ба назди худ боло бурд) (сураи Нисо, ояти 158).

11. «Ва нодайноҳу мин ҷониби-т-Тури-л-аймани ва қаррабноҳу наҷиййан». (Ва ӯро аз ҷониби рости кӯҳи Тур нидо додем ва наздикаш сохтем, то бо ӯ роз гӯем) (сураи Марям, ояти 52).

Ҳамчунин, дигар байтҳои намуна низ ба тартиб ба оятҳое талмеҳ доранд: 12 ва 13 ба ояти 143-уми сураи Аъроф, 14 ба сураи Кавсар:1; 15 ба Юсуф:31; 16 ба ояи «…ҳарриқуҳу вансуру олиҳатакум…» (Анбиё:68) (Иброҳимро бисӯзонед ва худоёни худро ёрӣ диҳед); 17 ба сураи Нур:35; 18 ба сураи Юсуф:10 ва 15; 19 ба сураи Наҷм:14, 20 ба Юсуф:18 ва 83; 21 ба сураи Бақара:102 талмеҳ ва ишора дорад.

**2. Талмеҳ ба қасаси қуръонӣ ва достонҳои паёмбарон:**

*Соҳиби дард зи тӯфони бало ҷон набарад,*
*Нӯҳ ҳар ҷо, ки равад, дидаи пурнам бо ӯст (газали 87).*

* * *

*Рӯи зебои ту дар дидаи гирёни Камол*
*Каъбаи ҳусну ҷамол аст, ки Замзам бо ӯст (газали 87).*

* * *

*Он шоҳ, к-аз ӯ хонаи дил шоҳнишин буд,*
*Аз кулбаи эҳзони гадо боз куҷо рафт?! (газали 81).*

* * *

*Одам аз худ биҳишт, нек биҳишт*
*Мард бояд ба ҳиммати падарат (газали 155).*

* * *

*Ман мӯраму нигини Ҷам он лаб, гариб нест,*
*Гар хотаму нигини Ҷам аз ман дарег дошт (газали 170).*

* * *

*Хонаи дида зи дидори ту рӯшан бошад,*
*Байти эҳзони ман аз рӯи ту гулшан бошад (газали 367).*

* * *

*Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул*
*Пероҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад (газали 485).*

Камол дар ҳар як аз ин байтҳо ба қиссаву саргузаште бад-он гуна, ки дар китобҳои қасас-ул-анбиё омадааст, талмеҳ ва гӯшаи чашме дошта. Вай дар байти нахуст ба тӯфони Нӯҳ, ки баробари эҷози гунаи Қуръон бузургтарин тӯфони рӯи замин будааст, ишора дорад.

Дар байти дувум ба чоҳи Замзам, ки яке аз чоҳҳои наздики хонаи Худо буда ва ҳаст ва аз дер боз сахт тарафи таваҷҷуҳи мардуми Маккаву ҳамаи мусалмонон будааст, талмеҳ дорад.

Дар байти савум аз андӯҳи Яъқуби паёмбар, ки дар ҳиҷрони фарзанди азизи худ Юсуф ҳамвора бо ранҷе ҷонкоҳ ба сар мебурда ва мегӯянд дар утоқе танҳо

менишаста ва дар дурии Юсуф ашк мерехтааст, ки баъдҳо аз он утоқ бо номи «байт-ул-эҳзон» (хонаи андӯҳҳо) ёд шудааст, сухан мегӯяд. Ҳамчунин, Камол дар дигар байтҳои боло низ ба қасасу мавзӯъҳое аз Қуръони карим талмеҳ дорад. Вай мавзӯъҳои: берун омадани Одам - абулбашар аз биҳишт, бархӯрди Сулаймон бо мӯр ё ба таъбири ӯ бо Ҷамшед, ки вай монанди бархе достонпажӯҳон Ҷамшеду Сулаймонро як шахсият пиндоштаву ҳамчунин, аз хотами Сулаймону нигини он ва низ аз дилбастагии Зулайхо ба Юсуф ишоравор сухан гуфтааст.

**3. Талмеҳ ба аҳодис:**

*Ақл ботил шумарад, чашми ту ҳар хун, ки кунад,*
*Ғолибан бехабар аз нуктаи «ал-ъайну ҳақ» аст (ғазали 73).*

* * *

*Аз Мадина шамъ ҷӯеду чароғ,*
*Чанд меоред қандил аз Ҳалаб (ғазали 67).*

* * *

*Дил буд ба ҷон омада дар тан зи ғарибӣ,*
*Дар зулфи ту бозаш кашиши ҳубби ватан бурд (ғазали 303).*

* * *

*Бигуфт канз чӣ рамзест дӯстро, яъне*
*Ки ту набудиву моро ҳавои ишқи ту буд (ғазали 332).*

* * *

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон, бод ҳалолат*
*Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд (ғазали 339).*

* * *

*Маро вақте дар он кӯ по ба гил рафт,*
*Ки Одам буд «байна-л-моъи ва-т-тин» (ғазали 819).*

* * *

*Зи лаб шафтолуе ду, лутф кун, лутф.*
*Агарчи ал-инаб гӯянд ду-ду (ғазали 833).*

Байти аввал аз ин намунаҳо ба мавзӯи осеби чашм ё чашмзахм талмеҳ дорад, ки дар урфи удабо ба «айнулкамол» ё «айни камол» маъруф аст (15,334-335). Дар бораи таъсир ё адами таъсири чашм муфассирони Қуръон дар зайли ояти 51, сураи ал-Қалам (ва ин йакоду аллазина кафару лайузлиқунака биабсориҳим…) (Ва кофирон чун Қуръонро шуниданд, наздик буд, ки туро бо чашмони худ билағжонанд) бисёр сухан гуфтаанд. Аксарияти муфассирон бо такя бар суханони Паёмбари ислом (с) асари айнулкамолро пазируфтаанд (16,5,341; 15,335).

Байти дувум талмеҳ дорад ба ҳадиси машҳур «Ано мадинат-ул-илми ва Алиййун бобуҳо» (Ман шаҳри илм ҳастам ва Алӣ бошад, дарвозаи он) (18,37). Байти савум талмеҳе аст ба ҳадиси дигар аз Паёмбари гиромии ислом «Ҳуббу-л-ватани мина-л-имони» (Дӯст доштани Ватан аз имон аст) (18,98,136; 3,634).

Байти чаҳорум талмеҳи зарифе аст ба ҳадиси қудсӣ: «Кунту канзан махфиййан фааҳбабту уърафа фахалақтуан ал-халқа ликай уърафа» (Ганҷинае нуҳуфта будам, дӯст доштам, ки шинохта шавам пас одамиёнро биёфаридам, то ин ки шинохта бишавам) (18,39).

Байти панҷум ба сухани маъруфи Паёмбари акрам (с), ки ба сурати масал низ даромадааст, талмеҳ дорад: «Инна мина-л-байони ласиҳран» (Батаҳқиқ, дар баён сирре нуҳуфта аст) (11,660).

Байти шашум ба сухане мансуб ба Паёмбари акрам талмеҳ дорад, ки миёни сӯфия аз шуҳрати фаровоне бархурдор аст: «Кунту набиййан ва Одаму байна-л-мои

ва-т-тин» (Ман паёмбар будам, дар ҳоле, ки Одам (а) байни обу хок қарор дошт) (18,102).

Байти ҳафтум ба сухане аз паёмбари ислом талмеҳ дорад, ки гуфтаанд бо Салмони Форсӣ он ҷумларо ба порсӣ гуфтааст: «Йо Салмону туро шикам дарди ал-инаб ду» (13,7).

Байти зер низ ба ҳадисе аз паёмбари гиромии ислом дар бораи яке аз мусалмонони бисёр холису пок талмеҳ дорад.

Увайси Қаранӣ мусалмоне буд, ки ҳаргиз паёмбари Худоро надид, бо ин ҳама аз чунон имоне бархурдор буд, ки васфи имони ӯ паёмбари Худоро бар он дошт, то ба саҳобаи бузурги худ ҳамчун Алӣ бинни Абӯтолиб бифармояд, ки: «Саломи маро ба Увайс бирасонед» (19,100).

*Хабаре ёфтам аз давлати васли набавӣ,*
*Ту куҷо меравӣ аз баҳри Увайси Қаранӣ (ғазали 781).*

Увайс дар ҷанги Сиффин ҳамроҳи Алӣ бинни Абӯтолиб бо сипоҳиёни Шом пайкор кард, то шаҳид гашт (19,101).

**4. Талмеҳ ба масалҳо, истилоҳот.**

Чунонки пеш аз ин низ ёд шуд, Камоли Хуҷандӣ дар фарҳанги омма ва таъбирҳои мардуми кӯчаву бозор иттилооте густурда дошта ва ин мавзӯъ дар сурудаҳои ӯ ба равшанӣ дида мешавад. Намунаҳое, ки дар зер оварда мешавад, ҳама муайяди ин сухан аст:

*Чашмам ар хоки дарат ҷӯяд, фикан дар доманаш,*
*Мардумон гӯянд: «Некӯӣ куну афкан дар об» (ғазали 66).*

Асли масал:

*«Ту некӣ мекуну дар Даҷла андоз,*
*Ки Эзид дар биёбонат диҳад боз».*

* * *

*Ман талаб кардам висолат рӯзу шаб,*
*Ёфтам инак ба ҳукми «ман талаб» (ғазали 67).*

**«Ман талаба шайъан ва ҷадда ваҷада»**. (Касе, ки чизеро талаб кунад ва кӯшиш намояд, онро дарёбад).

*Ҳалқаи қалъагушойи «ман қараъ»,*
*Бар дилам бигшод дарҳои тараб (ғазали 67).*

**«Ман қараъа бобан ва лаҷҷа валаҷа».** (Касе, ки дареро кӯбаду пофишорӣ кунад, ниҳоят дохил хоҳад шуд).

*Аз ишқ хоҳ давлати боқӣ, ки дар ҷаҳон*
*Маҳмуд ҳар чӣ ёфт, зи зулфи Аёз ёфт (ғазали 75).*

Талмеҳ аст ба ишқи Маҳмуди Ғазнавӣ ба Аёз.

*Занад лофе ба он рух моҳи шабгард,*
*Надонад, к-аз пиёда рух зиёд аст (ғазали 104).*

Талмеҳ ба бозии шатранҷ аст ва ду ҳаракат аз ҳаракатҳои он, ки ҳаракати рух озодонатар ва корсозтар аст. Дар ғазалҳои шумораи 278, 254, 286, 303 низ ба бозии шатранҷ талмеҳ рафтааст.

*Хоки по-ш аз гиря чун «куҳл-ул-ҷавоҳир» сохтам,*
*Дидаи гавҳарфишонро тӯтиё гар нест, нест (ғазали 121).*

Куҳл-ул-ҷавоҳир: сурмае, ки барои равшании чашм, ҷавоҳир ва марвориди носуфта дар он соида бошанд (2).

*Дили ман бе маҳи рӯи ту сӯзон*
*Чу катон аз вуҷуди моҳтоб аст (ғазали 125).*

Масал: «Моҳтобу катон».

* * *

*Дар дили решам хаёли он ду зулфи печ-печ,*
*Рост мори ганҷро монад, ки дар вайрона рафт (ғазали 134).*

«Ганҷ бо мор аст».

*«Ганҷу мору гулу хору ғаму шодӣ ба ҳаманд*
*Ҷаври душман чӣ кунад гар накушад толиби дӯст» (9,3,1326).*

* * *

*Гар ба нозам кушӣ макун таъхир,*
*Ки зи таъхир бими офот аст (ғазали 163).*

«Ва фи-т-таъхири офотун». (Ва дар таъхир офатҳост).

*Дар дарун омад хаёли рӯи ӯ, шуд ақлу ҳуш,*
*Буд дузде бо чароғ, анвои коло бурду рафт (ғазали 179).*

«Чу дузде бо чароғ ояд, гузидатар барад коло».

*Ишқи туву тавба обгинаву санг аст,*
*Номи некӯ дар раҳи ту мӯҷиби нанг аст (ғазали 192).*

«Обгинаву санг бо ҳам насозанд»

*Ту дер зӣ ба майкада, эй ринди дурднӯш,*
*Зоҳид, ки санг зад ба сабӯи ту, нест бод (ғазали 315).*

«Санг бар сабӯ задан»

*Бар лаъли лабат ҷон зи сари шавқ фишондан,*
*Саҳл аст, вале зира ба Кирмон натавон бурд (ғазали 359).*

«Зира ба Кирмон бурдан».

*Накӯ хонданд моҳи осмонат,*
*Яқин будаст «ал-алқобу тунзал» (ғазали 637).*

«ал-Алқобу (йо ал-асмоу) тунзалу мина-с-самои».

*Ту кӣ, Камол, боре, ки бисоти қурб ҷӯӣ,*
*Ба ҳади гилем бояд пайи худ дароз кардан (ғазали 778).*

«Поятро ба андозаи гилемат дароз кун».

**5. Талмеҳ ба шоирони дигару шеъри онон ва талмеҳҳои адабӣ.**

Камол дар шеъри худ гоҳ шоирони бузург мавриди алоқаи худ ва низ аз дигар шоирони рӯзгори худ ном мебарад. Мутолиа ва баррасии девони ин шоир нишон медиҳад, ки вай девонҳову ашъори шоирони бузургро мехонда ва он ҷо, ки завқи вай ҳамроҳ мекарда, бо талмеҳ ба байт ё мисраъ ва гоҳ, ҳатто, ба ҳамаи пайкараи ғазали писандидаи худ ғазале месуруда ва ба иқтифои он шоир мерафтааст. Вай, беш аз ҳама, зери нуфузи кашишҳои ҳунарии ғазалҳои Саъдиву Ҳофиз будааст. Камол ҳамаи ғазали шумораи 115-и худро бо матлаи:

*Туро ду рух ба ду хат фанни дилбарӣ омӯхт,*
*Ту аз ду чашму ду чашм аз ту соҳирӣ омӯхт.*

Бо асарпазирӣ аз ғазали Саъдӣ бо матлаи:

*Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт,*
*Ҷафову нозу итобу ситамгарӣ омӯхт (10,354-355).*

-сурудааст. Ӯ дар байти зер аз ғазали 115 талмеҳи гӯё ба ғазали Саъдӣ дорад:

*Ту тифли мактаби ҳуснӣ, муаллими ту ду чашм,*
*«Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт».*

Ҳамчунин, Камол дар ғазалҳои 183, 263, 467 ба ғазалҳое аз Саъдӣ чашм доштааст. Вай дар байти зер, ки мисрае аз як ғазали Саъдиро низ оварда:

*Дӣ мешудӣ хиромон чун сарву ақл мегуфт:*

*«Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат» (ғазали 182).*

Талмеҳе равшан ба ғазали Саъдӣ бо матлаи:

*Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат,*
*Мадҳуш мегузорӣ ёрони меҳрубонат (10,406).*

- доштааст.

Камол дар ғазали 263 бо байти:

*Аз баҳри поси хотири табрезиён, Камол,*
*Бо сорбон магӯй, ки Шерозам орзуст.*

Ба ғазале аз Саъдӣ бо матлаи:

*Аз ҷон бурун наёмада, ҷононат орзуст,*
*Зуннор нобуридаву имонат орзуст (10,781).*

- талмеҳ дорад.

Камол дар айни ҳол дар ҳамин ғазали худ бо матлаи:

*Васли бутони хонабарандозам орзуст,*
*Соқӣ, биё, ки бодаву дамсозам орзуст.*

- ба ду ғазал аз ғазалҳои Мавлоно низ гӯшаи чашм доштааст. Матлаи ғазали Мавлоно:

*Бинмой рух, ки богу гулистонам орзуст,*
*Бикшой лаб, ки қанди фаровонам орзуст (5,2,355).*

Камол дар ғазали 311 бо матлаи:

*Эй гули нав, зи туам бӯи касе меояд,*
*Дар дилам тоза ғами рӯи касе меояд.*

- ба ғазали маъруфи Ҳофиз иқтидо кардаву бар он талмеҳ доштааст. Матлаи ғазали Ҳофиз:

*Мужда, эй дил, ки масеҳонафасе меояд,*
*Ки з-анфоси хушаш бӯи касе меояд (6,470).*

Низ ӯ дар байти:

*Вақти тоат чу назар мефиканам бар меҳроб,*
*Пеши чашмам хами абрӯи касе меояд.*

- аз ҳамон ғазали 311 ба матлае аз ғазали хоҷаи Шероз талмеҳ дорад:

*Дар намозам хами абрӯи ту бо ёд омад,*
*Ҳолате рафт, ки меҳроб ба фарёд омад (6,338).*

Камол дар ғазали 428 худ бо матлаи:

*Шабе, ки рӯи ту моро чароғи маҷлис шуд*
*Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд.*

- ба ғазали Ҳофиз бо матлаи:

*Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,*
*Дили рамидаи моро рафиқу мӯнис шуд.*

- талмеҳ дошта ва ба ин бовар будааст, ки дар шеваи зарифу ҳунармандонаи ғазалсароӣ Ҳофиз ба пояи ӯ намерасад. Ӯ дар ин бора гуфтааст:

*Нашуд ба тарзи ғазал ҳаминони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.*

Камол гузашта аз пайравӣ аз вазни ғазали Ҳофиз дар ин ғазали худ вожаҳое, чун «рафиқ», «маҷлис», «муфлис», «маст», «мударрис», «муҳандис», «Абулфаворис»…ро низ аз ғазали Хоҷа ба вом гирифтааст.

Камоли Хуҷандӣ дар ғазали 431 низ вазни ғазали 145 Хоҷаро бо матлаи:

*Чӣ мастияст надонам, ки рӯ ба мо овард,*
*Кӣ буд соқиву ин бода аз куҷо овард (7,98-99).*

- мавриди таваҷҷуҳ қарор дода ва дар байти:

*Расид боди масеҳодам, эй дили бемор,*
*«Барор сар, ки табиб омаду даво овард».*

- бо овардани як мисраъ аз ғазали Хоҷа талмеҳи гӯёе бад-он ғазал доштааст. Ҳамчунин, Камол дар ғазале бо матлаи:

*Гар маҳ ба замин бошад, он зуҳраҷабин бошад,*
*Дурии талаб аз мо, маҳ низ чунин бошад.*

- ба яке дигар аз ғазалҳои машҳури Хоҷа иқтифо кардаву мисраи дувуми матлаи Хоҷаро дар мақтаи ғазали худ оварда ва талмеҳе ошкор ба ғазали Ҳофиз нишон додааст. Матлаи ғазали Ҳофиз:

*Кай шеъри тар ангезад хотир, ки ҳазин бошад,*
*Як нукта аз ин дафтар гуфтему ҳамин бошад (7,314).*

Мақтаи ғазали Камол:

*Гуфтори Камол арзад ҳар байт ба девоне,*
*«Як нукта аз ин дафтар гуфтему ҳамин бошад» (ғазали 464).*

Камол дар бархе аз байтҳои худ талмеҳ ба Низомӣ, шоири достонсарои эронӣ ва бархе аз байтҳои ӯ назар доштаву яке ду бор аз «Панҷ ганҷ»-и ӯ низ ном бурдааст (ғазали 356, 698). Ҳамчунин, гоҳ аз Аттору шеъри ӯ низ ёд мекунад (ғазали 273, 957).

Он чӣ гуфта шуд, намунаҳое аз иқтифоҳои Камоли Хуҷандӣ ба шоироне, чун Саъдӣ, Ҳофиз, Мавлоно ва Низомӣ… буд, ки дар ҳамаи онҳо талмеҳ ба сурудаҳои ин бузургон дар ғазалҳои вай ба рӯшанӣ дида мешавад. Баррасии ҳамаи талмеҳҳо ва ишораҳои девони Камол ба шеъри шоирони дигар ба мақолае бас густурда ниёзманд аст.

Дар сурудаҳои Камол талмеҳ ба таркибҳои адабӣ, гуфтаҳои бузургони адабу ирфон низ кам нест ва дар ин ҷо намунаҳое аз онҳо ёд мегардад.

*Хуне, ки ба ҷӯ меравад аз дидаи Маҷнун,*
*Селест, ки роҳи гузараш бар дили Лайлист (ғазали 119).*

* * *

*Пиндошт, ки овози Камол аст зи хирқа*
*Овозаи «фӣ ҷуббатӣ» оре, нашунидаст.*

* * *

*Лофи «аналҳақ» бизан, Камол, ки вақт аст,*
*Ҳар сари мӯи ту чун зи дӯст нишон ёфт (ғазали 439).*

* * *

*Рухи ту ояти «Кашшоф»-и ҳуснро тафсир,*
*Ғами ту «Махзани асрор»-и ишқро мифтоҳ.*

* * *

*Камол, аҳсант, гӯ бурдӣ ба ширинкорӣ аз Хусрав,*
*Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад.*

* * *

*«Ломия» гуфтам ғазале, то барӣ,*
*Бар гузари қофия номи Камол.*

Дар байти нахусти ин намунаҳо Камол ба достони «Лайлӣ ва Маҷнун» талмеҳ дорад. Дар байти дувум ба сухане машҳур аз Боязиди Бастомӣ орифи номии қарни дувуми ҳиҷрӣ талмеҳ дорад: «Лайса фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳи».

Дар байти савум ба ҷумлаи маъруфи Ҳусайн Мансури Ҳаллоҷ «аналҳақ», ки бар сари ҳамин калом сараш болои дор рафт.

Дар байти чаҳорум ба ду китоби пуровоза: «Тафсири Кашшоф»-и Замахшарӣ ва «Махзан-ул-асрор»-и Низомии Ганҷавӣ талмеҳ рафтааст.

Дар байти панҷум ба достони «Хусрав ва Ширин» ва дар байти шашум Камол ба ду қасидаи машҳур: «Ломият-ул-араб»-и Шанфарӣ ва «Ломият-ул-аҷам»-и Туғроӣ чашм доштааст.

***б) иҳом:***

*Бифрист, Камол, ин ғазали тар суи Табрез*
*Чун сели сиришкат раҳи Сурхоб гирифтаст (ғазали 72).*

Сурхоб маҳаллаест дар Табрез, ки мақбарат-уш-шуаро дар он ҷой дорад. Маънии иҳомии «Сурхоб» ашки хунин аст.

*Хатте, ки лабат дар қалам овард чу ёқут,*
*Инсоф тавон дод, ки Ёқут навиштаст (ғазали 88, 281, 460).*

Маънии наздики ёқут лаби ёқутин ва маънии дури он Ёқути Мустаъсимӣ - хаттоти номдор аст.

*Рӯзии дил зи азал зулфи дутои ту фитод,*
*Дили бечора назар кун, чӣ парешонрӯзист (ғазали 103).*

Лафзи «парешонрӯзӣ» бо дар назар гирифтани зулф дар мисраи нахуст, иҳоми таносуб аст.

*Ба макру ҳила бар ӯ дастрас чӣ имкон аст,*
*Ки ҳамчу сарви баландаш ҳазордастон аст (ғазали 105).*

Ҳазордостон: булбул, маънии иҳомии он афсунгар ва ҷоду.

*Чашми ғамдидаи моро нигаронӣ ба шумост,*
*Қоматат шоҳиди адл аст, ки мегӯям рост (ғазали 117).*

Вожаи «рост» нахуст ба маънии зидди дурӯғ аст, вале маънии иҳомии он, ки дар назар аст, ба маънии росту мустақим аст.

*Дар дасти ту дил, ки хонияш қалб,*
*Холест сияҳ, агар на хун аст (ғазали 129).*

Қалб: 1. дил; 2. нохолис ва нопок.

*Пеши болоят ҳадисе рост гӯему равон,*
*Инчунин сарви равон дар ҳеч бӯстон ёфт нест (ғазали 132).*

Лафзи «рост» ба кӯмаки лафзи «боло» (баландии қад), дорои иҳоми таносуб аст ба қомати кашидаи дӯст.

*Гуноҳаш менависӣ, эй фаришта,*
*Туро худ ҳеч инсоняте нест (ғазали 243).*

Лафзи инсоният надоштан: 1. дорои шоистагӣ набудан; 2. аз ҷинси инсон набудан (фаришта будан).

*Ҳадиси қомати ту гар муаззинон шунаванд,*
*Ба умри хеш наёянд баъд аз ин ба фалоҳ.*

Лафзи «фалоҳ» дар байт дорои ду маънӣ аст: 1. ҳаййа ъало ал-фалоҳ гуфтан; 2. растагорӣ, яъне муаззинон пас аз шунидани васфи қомати ту, дигар ба роҳи Худову растагорӣ рӯй нахоҳанд овард.

*Ҳаргиз нарехт чашми ман обе ба ҷои хун,*
*Дар пеши мардум ин қадарам обрӯ накард.*

Мардум дар маънии иҳомӣ, яъне мардумони чашм омадааст, ҳамчунин, лафзи «обрӯ» дар ин байт дорои иҳом аст.

*Камол аз Хизр пурсиш кард васфи чашмааш. Гуфто:*
*Чу он лаб дидаам, з-он об акнун даст мешӯям.*

Даст шустан: 1. шустани даст; 2. маънии дур ва иҳомӣ: чашм мепӯшам, қатъи умед мекунам ва рӯй бармегардонам.

**Пайнавишт:**


1. Абдулбоқӣ, Муҳаммад Фуод. ал-Муъҷам-ул-муфаҳрас ли алфози-л-Қуръони-л-карим.-Бейрут: Дор-ул-фикр, 1364 қ.
2. Афифӣ, Раҳим. Фарҳангномаи шеърӣ.-Теҳрон: Интишороти Суруш, 1373.
3. Афлокӣ, Таҳсини Ёриҷӣ. Маноқиб-ул-орифин. Анҷумани таърихи турк.-Анқара, 1961 м.
4. Балхӣ, Ҷалолиддин Муҳаммад. Фиҳӣ мо фиҳӣ.-Теҳрон: Амири Кабир, 1348.
5. Балхӣ, Ҷалолиддин Муҳаммад. Куллиёти Шамс /Фурӯзонфар.-Теҳрон: Амири Кабир, 1363.
6. Девони Ҳофиз /Тасҳеҳи дуктур Хонларӣ.-Теҳрон: Бунёди фарҳанги Эрон, 1359.
7. Девони Ҳофиз /Қазвинӣ, Ғанӣ.-Теҳрон: Чопхонаи Маҷлис, 1320.
8. Девони Камоли Хуҷандӣ.-Маскав, 1975.
9. Деххудо, Алиакбар. Амсол ва ҳикам.-Теҳрон: Амири Кабир, 1357.
10. Куллиёти Саъдӣ /Мазоҳири Мусаффо.-Теҳрон: Конуни маърифат, 1340.
11. Қузоӣ, Алӣ ибни Аҳмад. Тарк-ул-итноб фӣ шарҳи-ш-шиҳоб.-Донишгоҳи Теҳрон, 1343.
12. Ровандӣ, Муҳаммад ибни Алӣ. Роҳат-ус-судур.-Теҳрон: Амири Кабир, 1335.
13. Сафо, Забеҳуллоҳ. Ганҷи сухан.-Теҳрон: Ибни Сино, 1969.
14. Сухани аҳли дил (Маҷмӯаи мақолоти Кунгураи бузургдошти Ҳофиз). Комиссияи миллии ЮНЕСКО дар Эрон.-Теҳрон, 1371.
15. Табрисӣ, Фазл ибни Ҳасан. Маҷмаъ-ул-баён.-Қум: Мактабат-ул-Маръашӣ, 1403 қ.
16. Тафтазонӣ. Мухтасар-ул-маонӣ.-Теҳрон: ал-Мактаба Таботабоӣ, бе таърихи нашр.
17. Фурӯзонфар, Бадеуззамон. Аҳодиси «Маснавӣ».-Теҳрон: Амири Кабир, 1347.
18. Ҳуҷвирӣ, Алӣ ибни Усмон. Кашф-ул-маҳҷуб.-Теҳрон: Амири Кабир, 1336.
19. Ҷаволиқӣ. ал-Муарраб мина-л-каломи-л-аъҷами.-Теҳрон: Асадӣ, 1966.



*Саъдулло Асадуллоев*


## МАКТАБИ ХОҶА КАМОЛ

**Абдурраҳмони Ҷомӣ ва Хоҷа Камол.** Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ нисбат ба шахсият ва эҷодиёти Хоҷа Камоли Хуҷандӣ эътиқоди зиёд доштаанд. Дар асари соли 1478 навиштаи худ – «Нафаҳот-ул-унс» чунин менависанд: «Вай бисёр бузург будааст. Ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он сатри (пӯшидани) ҳол ва талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият (бандагӣ) боз намонад (4, 611).

Минбаъд Абдурраҳмони Ҷомӣ дар ғазалиёт ва китоби «Баҳористон»-и хеш боз бузург будани мақоми ирфонӣ ва шоирии Хоҷа Камолро қайд менамоянд. Абдурраҳмони Ҷомӣ дар шоирӣ, махсусан, дар ғазалсароӣ ба Камоли Хуҷандӣ пайравӣ кардаанд, ба қавли худи Ҷомӣ чошнии суханонашонро (маззаи суханонашонро) аз суханони Хоҷа Камол гирифтаанд. Дар ғазали зерин, ки ҷавобия ба ғазали Хоҷа Камол аст, чунин мефармоянд:

*Чашми ту сод асту сари зулф дол,*
*Бо худ аз он ҳарду маро сад хаёл.*
*Хост мусаввир, ки кашад нақши ту,*
*Чеҳра кушодию кашид инфиол.*
*Ҳаст дили сӯхта пеши лабат,*
*Ташналабе бар лаби оби зулол.*
*Ҳоли ман аз васли ҷамолат накӯст,*
*Гуфтаму пеши ту накӯ васфи ҳол.*
*Гар сари мо хоки раҳат шуд, чӣ бок?*

*Бод чунин сар ба раҳат поймол.*
*Ҷомӣ аз он лаб сухан огоз кард,*
*Шуд лақабаш тӯтии ширинмақол.*
*Ёфт камоле суханаш то гирифт,*
*Чошние аз суханони Камол.*

Ин ғазали Ҷомӣ, чӣ навъе ки қайд кардем, ҷавобия мебошад ба ғазали зерини Хоҷа Камол:

*Бе ту маро хобу хаёли висол,*
*Он ҳама хоб аст ба чашму хаёл...*
*Сӯхтагон рӯй ба оташ ниҳанд,*
*Гар ту ба ҷаннат нанамоӣ ҷамол.*
*Ҷону сарам ҳар чӣ барам пеши ту,*
*Ҳеҷ нагирӣ зи ман, илло малол.*
*Зулфи ту хоҳам ба тафоул гирифт,*
*Дол гирифтанд муборак ба фол.*
*Ломия гуфтам газале то барӣ,*
*Бар гузари қофия номи Камол.*

Ҳарду ғазал дар як мавзӯъ – мавзӯи ишқӣ гуфта шудаанд. Вазну қофияи ҳарду ғазал як аст. Раҷази мусаддаси матвии марфӯъ, қофия чӣ навъе, ки шоир мегӯянд «-лом» («Ломия») аст. Дар ғазали ҷавобияи Абдурраҳмони Ҷомӣ санъате истифода шудааст, ки он аз санъатҳои хеле дӯстдоштаи Хоҷа Камол аст, яъне таҷнис, таҷниси таъмия ва он дар байти аввали ғазали Мавлоно Ҷомӣ истифода шудааст:

«Чашми ту сод аст», яъне шоир чашми маъшуқаро бо чашми ҳарфи алифбои ниёгон монанд мекунанд, баъд мегӯянд: «Сари зулфи ту дол», яъне каҷии сари зулфи ёрро ба ҳарфи дол ташбеҳ мекунанд ва баъд хулоса мебароранд: «Бо худ аз он ҳарду маро сад хаёл», яъне аз он чашму зулф маро сад хаёл. Нозукии санъат дар он аст, ки агар сод ва долро ба ҳам нависем «сад» ҳосил мешавад (калимаи «сад» дар навишти алифбои ниёгон аз ҳарфҳои сод ва дол иборат аст).

Хулоса, Мавлоно Ҷомӣ ба таври возеҳ гуфтаанд, ки «чошнии (лаззати) суханонашонро аз суханони Хоҷа Камол гирифтаанд, ба таври дигар гӯем дар ғазалсароӣ Хоҷа Камолро пайравӣ кардаанд. Мо ин пайравиро дар поён бо чанд намуна тасдиқ хоҳем кард.

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» суханашонро давом дода, аз забони Хоҷа Аҳрор менависанд: «Вай дар он муддат (муддати дар Тошканд буданашон – С. А. ), ки он ҷо буд, ҳайвонӣ намехӯрд», яъне гӯшт намехӯрдаанд.

Дар маълумоти дар бораи Хоҷа Камол додаи Мавлоно Ҷомӣ нақли зерин қобили махсуси қайд аст. «Гӯянд дар он вақт, ки дар Сарой мебудааст, – менависанд Абдурраҳмони Ҷомӣ – мавзее будааст, ки дар он вақт, ки об туғён мекарда, дар он мавзеъ харобии бисёр мекарда. Чун вақти туғёни об наздик расида, он қиссаро бо вай гуфтаанд. Фармудааст, ки хаймаи маро дар он ҷо зананд, дар он ҷо мебудааст, чандон ки вақти туғёни об гузаштааст ва дар он мавзеъ ҳеч харобӣ воқеъ нашуда». Ин нақл ҳамчун нақли шунидашуда, вале бо эътиқоди том оварда шудааст. Маълум мешавад, ки дар байни халқ дар замони зиндагии Мавлоно Ҷомӣ дар ҳаққи Камоли Хуҷандӣ нақлу ривоятҳо паҳн будааст.

Абдурраҳмони Ҷомӣ то охири умр ба шоири Хуҷандӣ муътақид буда, дар бораашон маводи шарҳиҳоливу эҷодӣ меовардаанд. Дар китоби «Баҳористон», ки соли 1487 таълиф шудааст, дар бораи Хоҷа Камол менависанд: «Ва вай дар латофати

сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир нест» (6, 93). Мо дар фаслҳои минбаъда ба мавзӯи салосату латофати сухани Хоҷа баҳс хоҳем кард. Ҳоло бубинем, ки Абдурраҳмони Ҷомӣ ба кадом хусусиятҳои шеъри Камоли Хуҷандӣ аҳамият дода, дар чӣ он касро пайравӣ намудаанд.

Аввал, аз ҷиҳати шакл. Хоҷа Камол, чӣ навъе ки аз гуфтаҳои зерини шоир аён мегардад, аксарияти ғазалиёти худро дар ҳафт байт гуфтаанд, чунончи, мефармоянд:

*Ҳафт байти ту дар ин гуфта Камол,*
*Ҳар як аз маънии ҳар «Ҳафтяк» аст.*

Ё худ дар қитъаи зерин низ ҳамин маънӣ таъкид мешавад:

*Маро ҳаст аксар газал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд.*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ,*
*Баланду равон чу Сабъи шидод.*
*Ба бунёди ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод.*

Ё худ боз:

*Гуфтаҳои ту, ки бо он задаӣ сикка, Камол,*
*Ҳафт-ҳафт аст, вале чун зари холис даҳ-даҳ.*

Абдурраҳмони Ҷомӣ ба ҳафтбайтиҳои худ ишора намуда, гӯё ҷавобан ба қитъаи болоӣ мегӯянд:

*Ҳафтбайтиҳои Ҷомӣ чун ба Шероз уфтод,*
*Хонд Ҳофиз дар мазори Саъдияш: «Сабъан шидод»,*
*Ёфт дар Кирмон лақаб «рашки Ирам» з-он кас, ки сохт,*
*Кохи абёти тахаллус чун Ирам зот-ул-Имод.*

Ҳарду мисол, ҳам дар қитъаи Хоҷа Камол ва ҳам дар ду байти ғазали Абдурраҳмони Ҷомӣ сухан дар васфи ҳафтбайтиҳои шоирон меравад. Хоҷа Камол таъкид менамоянд, ки ғазалҳои ба мисли ғазалиёти Салмони Соваҷӣ, аксаран, аз ҳафт байт иборат буда, онро дар Ироқ (Ироқи Аҷам) Ҳофизи Шерозӣ чун ҳафт сураи баъди «ал-Ҳамд» баланду равону устувор мехонад, ки аз чунин ҷинс Имоди Фақеҳи Кирмонӣ байте надорад.

Абдурраҳмони Ҷомӣ низ ҳафтбайтиҳои хешро ба Шерозу Кирмон барои баҳогирӣ аз бузургони ғазалгӯ, чун Саъдиву Хоҷа Ҳофиз ва Имоди Фақеҳ мефиристанд. Тафовут фақат дар он аст, ки Хоҷа Камол ба ашъори Имоди Фақеҳи Кирмонӣ чандон баҳои баланд намедиҳанд, аммо Мавлоно Ҷомӣ ғазалиёти он касро ба мисли тахаллус «Зот-ил-имод» (боғи Ирам) баланд медонанд. Сонӣ, аз ҷиҳати маъниофаринӣ дар як мавзӯъ, дар як вазну қофия гуфтани шеър дар байни ҳарду шоир хеле наздикӣ ба мушоҳида мерасад. Мо дар мисолҳои зерин ин маъниро хеле равшан мушоҳида мекунем. Ғазали зерин бо радифи «андозем»-и Хоҷа Ҳофиз хеле машҳур аст:

*Биё, то гул барафшонему май дар согар андозем,*
*Фалакро сақф бишкофему тарҳе нав дарандозем.*

Камоли Хуҷандӣ мефармоянд:

*Биё, соқӣ, ки бехи гам ба даври гул барандозем,*
*Бути гулрух талаб дорему мул дар согар андозем.*

Равшан кардан басе душвор аст, ки аз ин ду ғазал кадом аслу кадоме ҷавобия. Азбаски ин ғазали Хоҷа Ҳофиз мисли дигар қисмати ғазалҳояшон дар байни халқ шуҳрати азим дорад, ҳама бар ин ақидаанд, ки ғазали Хоҷа Ҳофиз аслу ғазали Хоҷа Камол ҷавобия мебошад. Таърихи гуфта шудани ҳарду ғазал маълум нест. Дар байни

халқ шуҳрати бештар доштани ин ё он ғазал далели мутақаддам будани он шуда наметавонад. Чун дар дасти мо ҳам бурҳони қотеъ дар бораи пештар гуфта шудани ғазали Камоли Хуҷандӣ вуҷуд надорад, масъаларо ба даври дигар мавқуф мегузорем.

Ғазали зерини Абдурраҳмони Ҷомӣ, бешакку шубҳа, дар ҷавоби ҳардуи ин ғазал гуфта шудааст:

*Биё, к-аз рӯи соқӣ вақти гул бурқаъ барандозем,*
*Зи акси рӯи он гулчеҳра гул дар соғар андозем.*

Ҳамчунин, се ғазали шоирон: Хоҷа Ҳофиз, Хоҷа Камол ва Абдурраҳмони Ҷомӣ дар як вазну қофия ва мавзӯъ гуфта шудаанд. Боз ҳамон душворӣ пеш меояд, ки ғазали худро Хоҷа Ҳофиз пеш аз Хоҷа Камол гуфтаанд ё Хоҷа Камол пеш аз Хоҷа Ҳофиз.

Хоҷа Ҳофиз мефармоянд:

*Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,*
*Дили рамидаи моро рафиқу мӯнис шуд.*

Ғазали Хоҷа Камол ба ин матлаъ аст:

*Шабе, ки рӯи ту моро чароғи маҷлис шуд,*
*Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд.*

Абдурраҳмони Ҷомӣ ғазали ҷавобияи худро ба ин ду ғазал гуфтаанд. Бояд қайд кард, ки аз ин ғазалҳо ҳатман дуяш ҷавобия мебошад. Қайд шудани кунияи Шоҳшуҷоъ, яъне Абулфаворис, дар шеъри ду шоири муосир ҳанӯз тақаддуми шеъри Хоҷа Ҳофизро собит наменамояд. Аз лиҳози мазмуну умқи маъно ғазали Камоли Хуҷандӣ, аз лиҳози равонӣ ва фасоҳат ғазали Хоҷа Ҳофиз баланд аст. Ғазали ҷавобияи Абдурраҳмони Ҷомӣ ин аст:

*Ба тавба шайхи муҳаввис маро мувасвис шуд,*
*Чу дид соғари лаънат, ҳарифи маҷлис шуд.*

Ҳамчунин, дар ашъори Хоҷа Камолу Абдурраҳмони Ҷомӣ байтҳои ба ҳам монанд, мазмунҳои шабеҳ хеле зиёд дучор мешаванд. Як қисми чунин монандии мазмун таворуд буда, қисми дигараш дар натиҷаи як будани ақидаи шоирон ба вуҷуд омадаанд. Барои мисол ин чанд ғазалро аз назар мегузаронем.

Хоҷа Камол фармудаанд:

*Мо ба фикри зулфи ӯ дорем имоне дуруст,*
*Бо бути паймоншикан аҳдеву паймоне дуруст.*

Абдурраҳмони Ҷомӣ мефармоянд:

*Ринду дурдикаш, ки бо май дорад имоне дуруст,*
*Дар азал бастаст бо паймона паймоне дуруст.*

Дар ғазалҳои зерини шоирон ҳамоҳангии том дар мавзӯъ, ягонагии вазн, қофияву радиф дида мешаванд. Хоҷа Камол фармудаанд:

*Туро ду рух ба ду хат фанни дилбарӣ омӯхт,*
*Ту аз ду чашму ду чашм аз ту соҳирӣ омӯхт.*
*Ту тифли мактаби ҳуснӣ, муаллими ту ду чашм,*
*«Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт».*
*Фиребу макр ба ғамза чӣ медиҳӣ таълим,*
*Ба гӯшагир чӣ ҳоҷат фурӯтарӣ омӯхт?*
*Куҷо дуруст кунад аҳли зуҳд тахтаи ишқ,*
*Ки мушкил аст ба маймун дурӯвгарӣ омӯхт.*
*Ба рӯзи ҳусни ту он ориф аст ҳарфшинос,*
*Ки лавҳи ҳусн супурду қаландарӣ омӯхт.*
*Касе, ки қимати хоки дараш ба ошиқ гуфт,*

*Баҳошиносии ҷавхар ба ҷавҳарӣ омӯхт.*
*Камол бурд ба нутқ аз шакар сабақ, гӯӣ*
*Лабат ба тӯтии табъаш суханварӣ омӯхт.*

Абдурраҳмони Ҷомӣ ба ғазали Хоҷа Камол ҷавобан ғазали зерро эҷод кардаанд. Баробари ин Мавлоно Ҷомӣ ҷавобия будани ғазали Камоли Хуҷандиро дарк кардаанд. Хоҷа Камол, чӣ навъе ки дар вақташ қайд кардем, ғазали худро дар татаббуи ғазали Шайх Саъдӣ эҷод карда ва, ҳатто, як мисраи Саъдии Шерозиро тазмин кардаанд. Он мисраъ ин аст: «Муаллимат ҳама шӯхиву дилбарӣ омӯхт».

Ғазали Мавлоно Ҷомӣ ҷавобияи Хоҷа Камол аст, ба ин адади байт (ҳарду ғазал ҳафтбайтӣ) ва мисраи охири ғазалҳо далолат мекунанд. Ин аст ҷавобияи Мавлоно Ҷомӣ:

*Ба ғамза чашми ту дарси ситамгарӣ омӯхт,*
*Ба хат лабат сабақи рӯҳпарварӣ омӯхт.*
*Зи лутф дурри баногӯши ту, таолаллоҳ,*
*Ки файзи нури саодат ба муштарӣ омӯхт.*
*Дабири мактаби ҳуснат аз он узору ҷабин,*
*Хати музавварию лавҳи дилбарӣ омӯхт.*
*Чаро ниҳон шавӣ аз чашми мо, агарна туро*
*Рақиби девсифат одати парӣ омӯхт.*
*Заволи ҳастии худ хост аз сутурдани мӯй,*
*Муҷарраде, ки рамузи қаландарӣ омӯхт,*
*Баҳои лаъли чу ҷон, Ҷомӣ, аз ту донистаст,*
*Хуш он, ки қимати ҷавҳар зи ҷавҳарӣ омӯхт.*

Ҳар се ғазал дар баҳри муҷтасси мусаммани махбуни мақсур ва ҳам маҳзуф, ҳамчунин, махбуни асламу аслами мусаббағ (бо афоили мафоилун, фаилотун, мафоилун, фаилон, фаилун, фаълун ва фаълон) суруда шудаанд. Қофияи ғазалҳо «-арӣ» буда, радифашон «омӯхт» аст.

Мавлоно Ҷомӣ дар мисоли зерин дар пайравии ғазали Хоҷа Камол, ки дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси маҳзуф навишта шудааст, дар баҳри ҳазаҷ, аммо ҳазаҷи мусаддаси ахраби мақбузи маҳзуф бо афоили мафъӯлу, мафоилун, фаӯлун ғазал эҷод кардаанд.

Ин аст ғазали Хоҷа Камол:

*Зи ҳасрат хок шуд ин чашми намнок,*
*Ба хок ар по ниҳӣ, боре бар ин хок.*
*Магӯ омӯхт он чашм аз ту шӯхӣ,*
*Ки зуд устод шуд шогирди чолок.*
*Муаллақҳо занад аз шодӣ он сайд,*
*Ки овезӣ пас аз бисмил ба фитрок.*
*Чу аз рух х(в)ай ба доман пок созӣ,*
*Шавад покизатар он домани пок.*
*Зи шабгардӣ чӣ тарсам, ёр дар чашм*
*Надорам рӯзи равшан аз асас бок.*
*Ба марги муҳтасиб кам хур, дило, ғам*
*Ба миқдори мусибат ҷома зан чок.*
*Камол, аз хас шуморад камтарат дӯст,*
*Магар дар дӯстӣ афтод хошок?*

Ғазали ҷавобияи Мавлоно Ҷомӣ ба ин матлаъ аст:

*Эй зоти ту аз сифоти мо пок,*
*Кунҳи ту бурун зи ҳадди идрок...*

Мешоист ғазали Мавлоно Ҷомиро ҷавобия наҳисобем, аммо истифодаи калимаҳои ҳамқофия, махсусан, калимаҳои «хошок» ва «чолок» моро ба он водор мекунад, ки ғазали Абдурраҳмони Ҷомиро ҷавобия ҳисобем.

Мавлоно Ҷомӣ дар маснавии «Сабҳат-ул-аброр» ҳам, дар қатори дигар бузургони шеъру шоирӣ, ба мисли Абулқосими Фирдавсӣ, Низомии Ганҷавӣ, Ҳоқонии Шервонӣ, Анварии Абевардӣ, Заҳири Форёбӣ, Камол Исмоили Исфаҳонӣ, Шайх Саъдӣ ва Хоҷа Ҳофиз номи Хоҷа Камолро чунин зикр кардаанд:

*Пухт аз даври маҳу гардиши сол,*
*Меваи боги Хуҷандиву Камол.*
*Лек боди аҷал он меваи пок,*
*Рехт дар хиттаи Табрез ба хок...*

Дар нашрҳои оммавии маснавии «Сабҳат-ул-аброр» мисраи «Меваи боғи Хуҷандиву Камол» ба таври «Меваи боғи Хуҷандии Камол» таҳриф шудааст. Маънои мисраъ он аст, ки шоир бо ду тахаллус – «Камол» ва «Хуҷандӣ» (бо нисба низ) шеър гуфтаанд.

Хулоса, Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ, дар ғазалсароӣ Камоли Хуҷандиро пайравӣ намуда, ба ғазалиёти он кас ҷавобияҳо навиштаанд, санъати баланди сухансароии Хоҷа Камолро писандида, онро «саҳли мумтанеънамо» номидаанд.

Бо вуҷуди он ки Мавлоно Ҷомӣ гуфтаанд, ки чошнии суханони худро аз суханони Хоҷа Камол гирифтаанд, А. Афсаҳзод чунин хулоса мебарорад: «Ҷомӣ дар ғазалнависӣ, беш аз ҳама, дар маънӣ ва санъат, мустақиман, ба Ҳофиз пайравӣ намудааст».

Мавлоно Ҷомӣ таъкид кардаанд:

*Ҷомӣ аз он лаб сухан огоз кард,*
*Шуд лақабаш «тӯтии ширинмақол».*
*Ёфт камоле суханаш, то гирифт*
*Чошние аз суханони Камол.*

**Мавлоно Абдуллоҳи Ҳотифӣ ва Хоҷа Камол.** Мавлоно Абдуллоҳи Ҳотифӣ (ваф. 1520-21) хоҳарзодаи Мавлоно Ҷомӣ мебошанд. Аз мероси адабии Мавлоно Ҳотифӣ девони ашъор, маснавиҳои: «Лайлӣ ва Маҷнун», «Ширин ва Хусрав», «Ҳафт манзар», «Темурнома», «Футуҳоти шоҳӣ» (ё «Шоҳнома») ва «Рисолаи қофия» боқӣ мондааст. Дар замони худ Мавлавӣ Ҳотифӣ чун шоири маснавигӯ шуҳрати азим пайдо карда, ба лақаби «Фирдавсии замон» ва «Фирдавсии Сонӣ» соҳиб шудаанд.

Мавлоно Ҳотифӣ дар ғазалсароӣ машҳур нестанд. Девони ашъори он кас нусхаҳои қаламии бисёр надорад, ду нусхаи хаттии девонашон дар китобхонаи шаҳри Қоҳира ва Лондон нигоҳдорӣ мешавад.

Азбаски нусхаи девони шоир ба мо дастрас нест, мо фақат аз рӯи ғазали аввали девон, ки ҷавобия ба ғазали аввали девони Хоҷа Камол аст, ҳадс мекунем. Девони Хоҷа Камол (қисмати ғазалиёташ) бо ғазали зерин шурӯъ мешавад, ки қаблан оварда будем:

*Аз пераҳанат бӯе омад ба гулистонҳо,*
*Карданд пур аз накҳат гулҳо ҳама домонҳо.*

Мавлоно Ҳотифӣ дар ҷавоб фармудаанд:

*Эй ҳусни ҷаҳонгират ороиши давронҳо*
*В-эй нақши хату холат сардафтари девонҳо.*
*Дар ҷустани васли ту бо дарду бало шодем,*
*Чун роҳрави Каъба аз ранҷи биёбонҳо.*

*Гар бар варақи гул нест шарҳи хати рухсорат,*
*Чун об чӣ мехонад булбул ба гулистонҳо?*
*Моем ба хоки раҳ бе абри атои ту,*
*Чун сабзаи пажмурда аз ҳасрати боронҳо.*
*Шодам ба ғами ишқат, чун Ҳотифии мискин.*
*Эй дарду ғами ишқат, сармояи дармонҳо.*

Ҳарду ғазал дар мавзӯи ишқӣ – ишқи илоҳӣ, дар баҳри ҳазаҷи мусаммани ахраб бо афоили мафъӯлу, мафоилун, мафъӯлу, мафоилун суруда шудаанд. Қофияи ғазалҳо «он» буда, радифашон «ҳо» аст.

Ғазали зерини Мавлоно Ҳотифӣ ҷавобияи ғазали Мавлоно Ҷомист. Чӣ навъе ки гуфтем (ва ба гуфтаи худи Абдурраҳмони Ҷомӣ собит кардем) Мавлоно Ҷомӣ дар ғазалсароӣ пайрави Хоҷа Камол мебошанд. Аз ин рӯ, ғазали зерин таҳти таъсири ғазали Хоҷа Камол эҷод шудааст:

Хоҷа Камол:

*Зи ҳасрат хок шуд ин чашми намнок,*
*Ба хок ар по ниҳӣ, боре бар ин хок.*

Абдурраҳмони Ҷомӣ:

*Маро шуд ҷомаи ҷон аз ғамат чок,*
*Биё, эй орзуи ҷони ғамнок.*

Ин ду ғазал дар баҳри ҳазаҷи мусаддаси маҳзуфу мақсур бо афоили мафоилун, мафоилун, фаӯлун ё фаӯлон суруда шудаанд. Аммо ғазали Мавлоно Ҳотифӣ дар баҳри музореи мусаммани ахраби макфуфи мақсур ва маҳзуф бо афоили мафъӯлу мафоилун, мафоилу, фаӯлон ва фаӯлун суруда шудааст. Мавзӯи ғазалҳо як, қофия низ яканд, чунончи, Ҳотифӣ гуфтаанд:

*Гар ман асири хоки ӯ шудам чӣ бок? (?)*
*Ҳар кас, ки ҳаст, мешавад охир асири хок.*
*Хоби аҷал гирифту надидам рухаш, дареғ,*
*Ин буд оқибат асари бахти хобнок.*
*Заҳмат чӣ мекашад аҷал аз баҳри куштанам,*
*Он ғамза бас, ки мезанадам ханҷари ҳалок...*
*Эй Ҳотифӣ, муроди худ аз ҷоми май талаб,*
*Ҳиммат талаб кунанд мудом аз даруни пок.*

Ва шояд ҷавоби ғазали зерини Мавлоно Ҷомӣ бошад, ки баҳри он мувофиқат мекунад:

*Дил хуну ҷон фигору ҷигар решу сина чок,*
*Ҳам худ бигӯй чун накашам оҳи дарднок.*

Яқинан, ҷавобияи Мавлоно Ҳотифӣ ба ин ғазали Мавлоно Ҷомӣ аст. Ба ҳар ҳол дар ғазалҳои Ҷомиву Ҳотифӣ таъсири ғазал ва, умуман, эҷодиёти Хоҷа Камол зиёд аст.

**Хоҷа Камол ва Бадриддини Ҳилолӣ.** Мавлоно Бадриддини Ҳилолӣ ҳарчанд, ки ба таври возеҳ нагуфтаанд, ки дар ғазалсароӣ пайрави Хоҷа Камол мебошанд, аммо аз ҷавобияҳои шоир ба ғазалиёти Камоли Хуҷандӣ аён мегардад, ки муътақиду ҳамфикр будаанд. Мавлоно Ҳилолӣ бо вуҷуди соҳиби маснавиёти «Шоҳу дарвеш», «Сифот-ул-ошиқин», «Лайлӣ ва Маҷнун» буданашон, чун шоири ғазалсаро машҳур гаштаанд.

Бадриддин Ҳилолӣ шоири мутасаввиф мебошанд. Ақидаи моро ҳам достони «Шоҳу Дарвеш», ҳам «Сифот-ул-ошиқин»-у «Лайлӣ ва Маҷнун» ва ғазалиёти дар ин

мавзӯъ эҷод кардаашон тасдиқ менамоянд. Маълум аст, ки ғазали зерини худро Хоҷа Камол ба Хоҷа Ҳофиз фиристода баҳои баланд гирифта буданд:

*Ёр гуфт: «Аз гайри мо пӯшон пазар». Гуфтам: «Ба чашм».*
*«В-он гаҳе дуздида дар мо менигар». Гуфтам: «Ба чашм».*

Дар ҷавоб Мавлоно Ҳилолӣ гуфтаанд:

*Ёр гуфт: «Аз мо макун қатъи назар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Қитъан ҳам мабин сӯи дигар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Бо мо дӯстӣ мекун ба дил». Гуфтам: «Ба ҷон!»*
*Гуфт: «Роҳи ишқи мо мерав ба сар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Бо чашмат бигӯ, то дар миёни мардумон,*
*Сӯи мо ҳар дам наяндозад назар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Агар бо мо сухан дорӣ, ба чашми дил бигӯ,*
*То нагардад гӯши мардумро хабар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Агар хоҳад дилат з-ин хайли маҷнун хандае,*
*Гиряҳо мекун ба сад хуни ҷигар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Агар хоҳӣ губори фитна биншонад зи роҳ,*
*Барфишон обе ба хоки раҳгузар». Гуфтам: «Ба чашм!»*
*Гуфт: «Агар дорад, Ҳилолӣ, чашми гирёнат губор,*
*Куҳли бинoӣ бикаш з-ин хоки дар». Гуфтам: «Ба чашм!»*

Ҳардуи ин ғазал бо санъати саволу ҷавоб дар баҳри рамали мусаммани мақсур ва маҳзуф бо афоили фоилотун, фоилотун, фоилотун, фоилон ва фоилун суруда шудаанд. Ҳарду ғазал дар мавзӯи тасаввуфӣ эҷод шудаанд. Ба ҷавобия будани ғазали Бадриддини Ҳилолӣ ҳеҷ шакку шубҳа нест.

Ҷавобияҳои Мавлоно Ҳилолӣ наздикии афкори шоиронро собит менамояд. Барои мисол ин ду ғазалро аз назар мегузаронем:

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Ту худ ба гӯш наёрӣ ҳадиси зории мо,*
*Ки дар ту кор накардаст дарди корий мо.*
*Шунидам он, ки кушодӣ забон ба дашномам,*
*Азизи ман, чӣ кушояд туро зи хории мо.*
*Гар, эй насим, шабе бигзарӣ ба он сари зулф,*
*Ба гӯши ӯ бирасон зикри беқарории мо.*
*Ҳазор бор ба ҷон бори меҳнатат бурдам,*
*Ба ҳеҷ барнагирифтӣ ту бурдбории мо.*
*Агарчи аз ду ҷаҳон кардаем қатъи умед,*
*Ба лутфу раҳмати ӯ ҳаст умедвории мо.*
*Сазад, ки зайли карам бар гуноҳи мо пӯшад,*
*Ба рӯзи ҳашр чу бинанд шармсории мо.*
*Камол, дар саги кӯяш улувви ҳиммат бин,*
*Ки ор оядаш аз ҳамдамиву ёрии мо.*

Мавлоно Ҳилолӣ дар ҷавоб гуфтаанд:

*Наметавон ба ҷафо қатъи дӯстдории мо,*
*Ки аз қафои ту беш аст бо ту ёрии мо.*
*Басе чу абри баҳорон гиристем, ҳанӯз,*
*Гуле наруст зи боги умедвории мо.*
*Губори кӯи ту моро зи чеҳра дур мабод,*
*Ки бо ту мекунад изҳори хоксории мо.*
*Ба чашми чун ту азизе, шудем хор, вале*
*Зи иззати дигарон беҳтар аст хории мо*
*Зи ҳоли зори Ҳилолӣ шабе, ки ёд кунем,*
*Фалак ба нола дарояд зи оҳу зории мо.*

Чӣ навъе ки мебинем, ғазалҳо дар як мавзӯъ, дар як баҳри арӯз (муҷтасси мусаммани махбуни аслам ва махбуни мақсуру маҳзуф), қофияи ягона ва радифи «мо» гуфта шудаанд.

Чанд ғазале, ки дар поён оварда мешаванд, ақидаи моро пурқувват менамоянд.

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Ҳоли дарди худ муҳиб ҳаргиз нагӯяд бо табиб,*
*Сахт бедардӣ бувад нолидан аз дарди ҳабиб.*

Мавлоно Ҳилолӣ дар ҷавоб гуфтаанд:

*Гар дуои мустамандон мустаҷоб аст, эй ҳабиб,*
*Аз Худо ҳаргиз нахоҳам хост ҷуз марги рақиб.*

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Сӯфӣ, ки зи чашми ту барад ҷон ба саломат,*
*Сар барнакунад, то ба қиёмат зи гаромат.*

Мавлоно Ҳилолӣ дар ҷавоб гуфтаанд:

*Дар кӯи ту омад ба сарам санги маломат,*
*Мушкил, ки аз ин кӯй барам ҷон ба саломат.*

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Хаёли холи лабаш мекунам ба хоб ҳавас,*
*Агарчи хоб наёяд ба чашми кас зи магас.*

Мавлоно Ҳилолӣ ҷавобан гуфтаанд:

*Ид шуд, ҳар гӯша халқе моҳи нав дорад ҳавас,*
*Гӯшаи абрӯ намудӣ, моҳи мо ин асту бас.*

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Зоҳиди шаҳрам зи риндӣ мекунад ҳар дам савол,*
*Соқиё, май деҳ, ки ӯ дар сар надорад ҷуз хаёл.*

Мавлоно Ҳилолӣ ҷавобан гуфтаанд:

*Эй ту сарви чамани ҳусну гули боги ҷамол,*
*Ҷилваи ҳусну ҷамолат ҳама дар ҳадди камол.*

Хоҷа Камол гуфтаанд:

*Ба ноз куштаи ӯ бозам орзуст, чӣ чора,*
*Ки кас ба орзуи дил наёфт умри дубора.*

Мавлоно Ҳилолӣ ҷавобан гуфтаанд:

*Ба куҷо равам зи дардат, чӣ даво кунам, чӣ чора,*
*Ки ҳазор бор хун шуд ҷигари ҳазорпора?*

**Абдурраҳмони Мушфиқӣ ва Хоҷа Камол** Абдурраҳмони Мушфиқӣ (ваф. 1588) низ дар ғазалсароӣ пайрави Хоҷа Камол мебошанд. Дар ғазали зер Мушфиқӣ, сареҳан, ин маъниро ифода кардаанд:

*То хок шуд ба роҳи вафо сарбаландиям,*
*Дар ғояти фитодагиву мустамандиям.*
*Рӯзе, ки дидаму бути худ сохтам туро,*
*Фармуд куфри зулфи ту зуннорбандиям.*
*Бар худ писандам аз ту ҷафое, ки мерасад,*
*Дар мулки ишқ мерасад аз худписандиям.*
*Назми ту, Мушфиқӣ, ба камоли ҳасан расид,*
*То гуфтаӣ, ки пайрави пири Хуҷандиям.*

Ин ғазал дар ҷавоби ғазали зерини Хоҷа Камол гуфта шудааст:

*Сар бар дари туам, бинигар сарбаландиям,*
*Эй ман саги ту, афв кун ин худписандиям.*

Ҳарду ғазал дар баҳри музореи мусаммани ахраби макфуфи маҳзуфу мақсур бо афоили мафъӯлу фоилоту мафоилу фоилун ва фоилон суруда шудааст.

Азбаски Абдурраҳмони Мушфиқӣ дар ҷавобияи ғазалҳои Хоҷа Камол шеър гуфтаанд, дар осори онҳо мавзӯи умумӣ, мазмуни монанд, қофияву авзони якхела зиёд дучор мешаванд. Дар ғазалҳои зерин мо ин умумиятро хуб мушоҳида мекунем:

Хоҷа Камол фармудаанд:

*Рӯи ту ба ҷуз ойина дидан кӣ тавонад?*
*Зулфи ту ба ҷуз шона кашидан кӣ тавонад?*
*Қанди даҳанат шарбати хосе, ки зи лаб сохт,*
*Дидан натавон, хоса чашидан кӣ тавонад?*
*Чандон ки туӣ орзуи ҷони азизон,*
*Бо орзуи хеш расидан кӣ тавонад?*
*Дар зери лаб аз бими рақиби ту, бар он рӯй*
*Мо «Фотиҳа» хондем, дамидан кӣ тавонад?*
*Машшота диле дошт чу пӯлод ба сахтӣ,*
*В-арна зи чунон зулф буридан кӣ тавонад?*
*Чун нест, Камол, аз суханони ту гузинтар,*
*Касро ба сухан бар ту гузидан кӣ тавонад?*
*Он ҷо, ки бихонанд баланд ин суханонро,*
*Дигар сухани паст шунидан кӣ тавонад?*

Дар ҷавоб Мушфиқӣ гуфтаанд:

*Зулф аз хами рӯи ту кашидан кӣ тавонад?*
*Он ҷо, ки туӣ, рӯи ту дидан кӣ тавонад?*
*Бар тавсани ноз аз ҳама хубон бигузаштӣ,*
*Имрӯз ба гарди ту расидан кӣ тавонад?*
*Як марҳилаи ҳаҷр зи сад бодия беш аст,*
*Қатъи раҳи ҳиҷрон ба давидан кӣ тавонад?*
*Пеши ту мусаввир накашад ғайри хиҷолат,*
*Чун сурати хуби ту кашидан кӣ тавонад?*
*Гар қатъи муҳаббат кунӣ аз теғи тағофул,*
*Сарририштаи меҳри ту буридан кӣ тавонад?*
*Дар боғи сухан, Мушфиқӣ, ашъори ту чидаст,*
*Гул тозатар аз назми ту чидан кӣ тавонад?*

Ду ғазали зерини Хоҷа Камол ва ғазали Абдурраҳмони Мушфиқӣ аз ҷиҳати мавзӯъву мазмун ва қофияву радиф якхела мебошанд, аммо аз ҷиҳати баҳри шеър аз якдигар фарқ мекунанд, чунончи, ин ғазали Хоҷа Камол дар баҳри рамали мусаммани махбуни мақсур ва маҳзуф афоили фоилотун, фаилотун, фаилотун, фаилон ва фаилун навишта шудааст:

*Сарв пеши қаду болои ту дидам, паст аст,*
*Иқди зулфи ту ба ангушт гирифтам, шаст аст.*
*Андалебе, ки қадат диду сари сарв гузид,*
*Сохт дар «Рост» наво, лек мақомаш паст аст.*
*Гирди ту саф зада хубони камарбаста чу най,*
*Гӯӣ аз ҳар тарафе гирди шакар най бастаст.*
*З-остин соиди симин ба муҳиббон бинамой,*
*То бидонанд, ки нозукбаданӣ з-ин даст аст.*
*Зулф то кай кашӣ аз гӯшу кашонӣ дар хок,*
*Молиши чашм диҳӣ, беҳ, ки сияҳдил маст аст.*
*Гуфтамаш: «Бӯси ту бояд, на даҳони ту маро»,*
*Гуфт: «Бечора туро ҳеҷ намебояст аст».*

*Даст баргиру висолаш ба дуо хоҳ, Камол,*
*З-он ки доим ба дуо кори ту болодаст аст.*

Ҳамин маъниро Хоҷа Камол боз дар ғазали зерин ифода намудаанд:

*Чашми мусалмонкуши ту кофири маст аст,*
*Ҳиндуи зулфи ту офтобпараст аст.*

Мушфиқӣ дар ҷавоби ин ду ғазали Хоҷа Камол ғазале гуфта, аммо дар баҳри дигари арӯз – дар баҳри ҳазаҷи мусаммани ахраби мақбузи макфуф ва маҳзуф бо афоили мафъӯлу, мафоилун, мафоилун, фаӯлон ва фаулун, чунончи:

*Имрӯз, ки соқии чаман наргиси маст аст,*
*Булбул шуда гӯяндаву гул доирадаст аст.*
*Бар хор шакар бандаду ин турфа, ки шабҳо*
*Хун бар мижаам аз шакари лаъли ту бастаст.*
*Пайваста камон майл ба абрӯи ту дорад,*
*Бо он ки дуто гаштаву дар хона нишастаст.*
*Хатти ту дуруст аз варақи ҳусн аён шуд,*
*Ҳарчанд туро дар қалами зулф шикаст аст.*
*Бархоста аз ҳастии ман гард, валекин*
*Бар хотири ман аз ту губоре нанишастаст.*
*Онҳо, ки ба сабза нигаранд аз хати сабзат,*
*Шак нест, ки аз раҳгузари ҳиммати паст аст.*
*Вораста зи ҳар қайд дили Мушфиқӣ, аммо*
*Аз қайди каманди сари зулфи ту нарастаст.*

Дар ду ғазали зерини Хоҷа Камолу Абдурраҳмони Мушфиқӣ қофия аз ҳам фарқ мекунанд, аммо радиф – «аз ман дареғ дошт», баҳри шеър, мавзӯъву мазмун як мебошанд, чунончи, Хоҷа Камол мефармоянд:

*Он нури дида як назар аз ман дарег дошт,*
*Тире зи гамза бар ҷигар аз ман дарег дошт.*
*Мешуд накӯ ба захми дигар реши синаам,*
*Дардо, ки марҳами дигар аз ман дарег дошт.*
*Ӯ донаи дур асту манаш муштарӣ дарег,*
*К-он дур рақиби бадгуҳар аз ман дарег дошт.*
*Равшан нагашт хонаи чашмам ба сад чарог,*
*То хоки кӯю гарди дар аз ман дарег дошт.*
*Аз хоки по-ш буд хабар боди субҳро,*
*Сардӣ нигар, ки он хабар аз ман дарег дошт.*
*Васли худ, арчи дошт зи камтолеъон дарег,*
*Толеъ нигар, ки бештар аз ман дарег дошт.*
*Номи Камол тӯтии ширинзабон ниҳод,*
*Ин турфа, к-он ду лаб шакар аз ман дарег дошт.*

Абдурраҳмони Мушфиқӣ дар ҷавоб гуфтаанд:

*Ҳарфе Масеҳ он даҳан аз ман дарег дошт,*
*Сад бор кушту як сухан аз ман дарег дошт.*
*Монанди гунча сар ба гиребон кашидаам,*
*З-он гул, ки бӯи пираҳан аз ман дарег дошт…*
*Афсӯс аз он гуле, ки зад оташ ба ҷони ман,*
*Наззора вақти сӯхтан аз ман дарег дошт.*
*Гуфтам, ки чоки сина бисӯзам ба рӯзи ҳаҷр,*
*Торе зи ҷаъди пуршикан аз ман дарег дошт.*
*Аз рӯи лола оташи ман дид богбон,*
*Бар дог пунбаи суман аз ман дарег дошт.*
*Ҷон додам аз хумори майи васл, Мушфиқӣ,*

*Соқии васл даври ман аз ман дарег дошт.*

Ғазали Хоҷа Камол ва Абдурраҳмони Мушфиқӣ дар баҳри музореи мусаммани ахраби макфуфи мақсур ва маҳзуф бо афоили мафъӯлу, фоилоту, мафоилу фоилон ва фоилун суруда шуда, қофияи ғазали Хоҷа Камол «ар» ва қофияи ғазали Мушфиқӣ «-ан» мебошад. Монандии ғазалҳо фақат дар баҳру радиф набуда, балки дар истифодаи калима ва мазмуни шеър мебошад.

Ба ғазали зерини Хоҷа Камол, ки худ он ҷавобия ба ғазали Ҳасани Деҳлавӣ мебошад ва дар баҳри ҳазаҷи мусаммани солим бо афоили мафоилун, мафоилун, мафоилун суруда шуда, қофияаш «ор» мебошад ва радифаш «боястӣ» аст, чунончи:

*Маро дар дарди беёрӣ, дарего, ёр боястӣ,*
*Ҳазорон ғам, к-аз ӯ дорам, яке ғамхор боястӣ.*

Дар ҳамин баҳру қофияву радиф Мушфиқӣ чунин ҷавоб гуфтаанд:

*Баҳор омад, тамошои чаман бо ёр боястӣ,*
*Ба ҷои сарву гул он сарви гулрухсор боястӣ.*

Аз ин қабил мисолҳо – ҷавобияҳо хеле овардан мумкин буд, аммо бо ҳамин иктифо намуда, мегӯем: Абдурраҳмони Мушфиқӣ дар ғазалсароӣ пайрави «пири Хуҷандӣ», яъне Хоҷа Камол мебошад.

Пайравони Хоҷа Камол дар ҳар давру замон ва дар ҳар маҳал зиёд буданд. Тадқиқи ин мавзӯъ кори махсуси доманадорро талаб мекунад. Ин ҷо боз ба чанд пайрави Хоҷа Камол зикр мекунем.

Чӣ навъе ки Мир Алишери Навоӣ дар «Маҷолис-ул-нафоис» қайд кардаанд, шоирон Мавлоно Амирӣ ва Мир Имоди Машҳадӣ татаббуи Камоли Хуҷандӣ мекарданд, чунончи Навоӣ дар бораи Мавлоно Амирӣ фармудаанд: «Мавлоно Амирӣ – турк эрди, туркча шеъри яхши воқеъ булубдур... Ва форсида Шайх Камол татаббуи қилибдур (3, 23). Ва дар ҳаққи Мир Имоди Машҳадӣ гуфтаанд: «Мир Имоди Машҳадӣ – Мӯсавӣ тахаллус қилур эрди... Ва Шайх Камолнинг ҷавобида бу байт унингдурким:

*Гуфт: «Бо чашмат бигӯ, то ҷуз хаёли рӯи мо,*
*Сурати дигар наёрад дар назар». Гуфтам: «Ба чашм» (3, 49-50).*

Аз шоирони пуркору машҳури асри XVI Замирии Исфаҳонӣ (ваф. 987—1550) дар ҷавоби девони ғазалиёти Хоҷа Камол зери унвони «Эҳёи Камол» девони ҷавобия гуфтааст (3, 87).

Вақте ки аз устод С. Айнӣ, беҳтарин донандаи адабиёти классикии тоҷик, пурсиданд, ки Шумо аз ҳамаи шоирони гузаштаи тоҷику форс киро бештар richtig мехисандед? Дар ҷавоб фармудаанд: «Камоли Хуҷандиро, аз ҳамин сабаб номи писарамро Камол гузоштам».

Устод С. Айнӣ ба ғазали зерини Хоҷа Камол мухаммас бас-таанд. Ғазали Хоҷа Камол бар асоси матни интиқодии девони шоир (5) чунин аст:

*Гӯ, халқ бидонед, ки дилдори ман ин аст,*
*Дилдори ҷафоҷӯи ситамкори ман ин аст.*
*Маҳбуби ману ҷони ману ҳамнафаси ман,*
*Хеши ману пайванди ману ёри ман ин аст.*
*Бӯи сари зулфаш ба ман орад ҳама шаб бод,*
*Аз ҳамнафасон ёри вафодори ман ин аст.*
*Ман хоки раҳаш, балки басе камтар аз он низ,*
*Дар ҳазрати ӯ қимату миқдори ман ин аст.*
*Нанвохт ба як тири дигар куштаи худро,*

*Бо ғамзаи сайдафканаш озори ман ин аст.*
*Бо он, ки табиб аст, шавад шод ба дардам,*
*Донад, ки давои дили бемори ман ин аст.*
*Гӯянд: «Камол, аз паи ӯ чанд канӣ ҷон?»*
*То ҳаст зи ҷонам рамақе, кори ман ин аст.*

Устод С. Айнӣ ба ин ғазал чунин мухаммас иншо кардаанд:

*Бар боғи ҷаҳон нахли шакарбори ман ин аст,*
*Дар хони амал лаълии хушбори ман ин аст.*
*Ҷони ману ҷонони ману ёри ман ин аст,*
*«Гӯ, халқ бидонанд, ки дилдори ман ин аст,*
*Дилдори ҷафокори ситамкори ман ин аст».*

*Эй бод, расон бар қадамаш мултамаси ман,*
*Шояд шавад ин лутфи ту фарёдраси ман,*
*Дар олами имкон ба ҷуз ӯ нест каси ман,*
*«Маҳбуби ману ҷони ману ҳамнафаси ман,*
*Хеши ману пайванди ману ёри ман ин аст».*

*Ҳарчанд ки як бор накардӣ ту маро ёд,*
*Бе ёди ту ҳаргиз нашавад хотири ман шод.*
*Вақте ки дилам аз ғами ту буд ғамобод,*
*«Бӯи сари зулфат ба ман овард шабе бод,*
*Аз ҳамнафасон ёри вафодори ман ин аст».*
*Айнӣ шуда дар анҷумани ишқ ғазалхон,*
*Хурсанд нишинад, чӣ ба васлу чӣ ба ҳиҷрон,*
*Онҳо, ки надонанд суруди ғами ҷонон,*
*Гӯянд: «Камол, аз паи ӯ чанд канӣ ҷон?»*
*То ҳаст зи ҷонам рамақе, кори ман ин аст»... (1, 189).*

Чӣ навъе ки дар боло махсус қайд шуд, тадқиқи мактаби Хоҷа Камол мавзӯи васеъ буда, пажӯҳишу эътибори бештар аз инро тақозо дорад.

**Пайнавишт:**


1. Айнӣ, Садриддин. Камоли Хуҷандӣ. Куллиёт, Ҷ. 11, китоби якум, – Душанбе, 1963. (Ин мақола бори нахуст дар «Стахановчӣ» (1940, 5-8 июл), баъд дар журналҳои «Бо роҳи Ленинӣ» (1940, №7), ва «Шарқи Сурх» (1957, №5) нашр шудааст).
2. Асадуллаев, Саъдулло. Лайли и Мажнун в персоязычной литературе (Библиографический обзор). – Душанбе: Дониш, 1981.
3. Маҷолис-ун-нафоис. Таълифи Алишери Навоӣ. /Матни интиқодӣ бо муқаддимаи С.Ғаниева. - Тошкент, 1961.
4. Нафаҳот-ул-унс мин ҳазароти-л-қудс. Таълифи Абдураҳмони Ҷомӣ. -Теҳрон, 1336 ҳ.ш.
5. Субҳи гулшан. Таълифи Саидалӣ Ҳасанхон. -Теҳрон, 1295 ҳ.қ.
6. Тафсири Рӯҳ-ул-баён. Таълифи Шайх Исмоили Ҳаққӣ.



*Сируси Шамисо*


## КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ВА НАҚДИ АДАБӢ

Камоли Хуҷандӣ (мутаваффо 803ҳ.қ.) ҳам дар боби шоирони пешин ва ҳам шоирони муосиру ҳамшеъри худ суханоне гуфтааст, ки аз маҷмӯи онҳо метавон ба

чанд масъала аз масоили накди адабии суннатӣ расид ва гӯшаҳое аз фазои накдро дар даврони Камол таҷассум кард:

**1. Сирқати адабӣ.** Муҳимтарин баҳси накди адабӣ дар девони Камол масъалаи сирқати шеърӣ аст. Ба маънии сирқати афкору хаёли шоире дигар, ба қавли қудамо “илҳом” (айни маъниро бигирад) ва “накл”[49] (дар маънӣ тасарруф кунад), достон ин аст, ки шеъри қарни ҳаштум шеъри талфиқ аст. Касоне, чун Хоҷуву Салмон ва Имоду Ҳофиз шеъри маъниву ирфонро бо шеъри лафзу ишқ дарҳам омехтаанд. Онҳо осмону заминро канори ҳам ниҳода, маъшуқи сармадиву фониро бо ҳам ба тасвир кашидаанд. Дар шеъри ин шоирон таваҷҷуҳ ба маонии мутаолӣ ҳамроҳ бо таваҷҷуҳ ба алфози олӣ аст ва ҳамон гуна, ки аз дақоиқи афкори ирфонӣ ниҳояти истифодаро кардаанд, аз суратгарӣ ба кӯмаки бадеъ ва баён ғофил набудаанд. Дар чунин фазое масъалаи “бозсозӣ” ва ба қавли қудамо “ахзу иқтибос” амре оддӣ аст. Метавон вазну қофия ва маонии шеъриву ҳатто, лафзи шоириро гирифт ва беҳтар аз нахуст ироа кард. Ҳофиз намунаи олии шеъри талфиқ аст. Ба бисёре аз ашъори Саъдиву Ироқӣ ва Салмону Хоҷу ва дигарон назар карда, мавоendero баргузида ва, инсофан, олитар аз аввал бозсозӣ кардааст. Ҷараёни талфиқ ҳанӯз дар давраи Камоли Хуҷандӣ комилан ба поён нарасидааст ва, аз ин рӯ, мукаррараран шоирони ин давра якдигарро ба сирқат муттаҳам кардаанд. Ба назари ман, дар зеҳни онон асри талфиқ рӯ ба завол аст ва мунтазири давраи ҷадиду сабки навине ҳастанд. Бо таваҷҷуҳ ба ин муқаддамот аҷиб нест, агар мулоҳиза мешавад, Камоли Хуҷандӣ теъдоде аз муосирони худро дузди шеър хонад ва гурӯҳе ӯро дузди шеър қаламдод кардаанд. Аз ҷумла, Камол Салмони Совачӣ (мутаваффо 778 ҳ.қ.) шоири маъруфи асри худро ба сирқати маонии рангин муттаҳам кардааст. Бояд таваҷҷуҳ дошт, ки асосан Камол ба Салмон эътиқоде надорад. Маншаи адовати ӯ бо Салмон барои ман равшан нест, аммо ҳарду замоне дар Таб-рез будаанд ва мулоқоти онон ҳарчанд дар тазкираҳо наёмадааст, комилан муҳтамал аст. Камол дар қитъаи зер шеъри Салмонро ҳечу пуч хондааст:

*Яке шеъри Салмон зи ман банда хост,*
*Ки дар дафтарам з-он сухан ҳеч нест.*
*Бад-ӯ гуфтам он гуфтаҳои чу об,*
*К-аз он сон дуре дар Адан ҳеч нест.*
*Ман аз баҳри ту менавиштам, вале*
*Суханҳои ӯ пеши ман ҳеч нест (Қитъаот,1.саҳ.481).*

Нуктаи шеъри фавқ дар иҳоми калимаи “ҳеч” дар мисраи охир аст.

1.Суханҳои ӯ ҳеч назди ман мавҷуд нест.

2.Сухани ӯ назди ман ҳеч арзише надорад.

Камол ҳам монанди дигар шоирони гурӯҳи талфиқ ба иҳом таваҷҷуҳи огоҳонаву ҳунарӣ дорад. Дар қитъаи зер бо беинсофӣ гуфтори Салмонро аз ёд рафта мехонад. Дар ин сурат маълум нест, чаро ин ҳама аз ин шоири фаромӯшшуда ёд кардааст!

*Маро ҳаст аксар газал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд.*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ,*

[49] Шамси Қайс дар бораи “илҳом” менависад: “Маъние фаро гирад ва ба иборате дигару ваҷҳи дигар ба кор орад” ва дар бораи “нақл” менависад: “Шоир маънии шоири дигар бигирад ва аз бобе ба боби дигар барад” (ал-Мӯъҷам. Тасҳеҳи Мударриси Разавӣ, с.473 ва 471).

*Баланду равон ҳамчун «Сабъи шидод».*
*Ба бунёди ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (Қитъаот, с.384).*

Мурод аз Имод дар мисраи охир Имоди Фақеҳи Кирмонӣ (мутаваффо 773ҳ.қ.) яке дигар аз шоирони гурӯҳи талфиқ аст, ки, зоҳиран, Ҳофиз ба ӯ, ҳатто, бештар аз Хоҷу таваҷҷуҳ доштааст.

Дар қитъаи зер мурод аз Ибни Салмон писари Салмони Соваҷӣ аст. На он тавр ки бархе исми касе пиндоштаанд.

*Ба роҳи гарми Багдод ибни Салмон,*
*Дар он ҳолат, ки аз ҷон мебуридӣ.*
*Набудаш гӯиё шеъри падар ёд,*
*Ки хондӣ он даму бар худ дамидӣ (Шидфар, с.1035).*

Мақсуди шоир ба киноя ин аст, ки шеъри Салмон хунук аст. Аммо он мавриде, ки Салмонро ба сирқат муттаҳам кардааст, ду байт аз ду ғазали ӯст.

*Камол, аз ҳар мижа ашкат магар ҳамранги Салмон шуд,*
*Ки аз ашъори мардум бурд маъниҳои рангинро (саҳ.15).*

* * *

*Камол, ар як сухан з-ин шеър дар хоки Ироқ афтад,*
*Чу мӯ дар айни борикӣ бичинад чашми Салмонаш (саҳ.229).*

Дар мавриди шоири муосири дигараш Ассори Табрезӣ (мутаваффо дар 729) низ аз сирқат сухан гуфтааст.

*Маоибе, ки дар ашъори Хоҷа Ассор аст,*
*Навишта он ҳамагӣ дар даруни девонҳост.*
*Ҷадовиле, ки ба сурхӣ кашид дар девон,*
*На ҷадвал аст, ба маънӣ, ки хуни девонҳост (Шидфар,с.1038).*

Ва низ бо ҳамон таъбир “хуни девон”, ки Анварӣ гирифтааст,[50] мегӯяд:

*Оқибат Ассори мискин мурду рафт,*
*Хуни девонҳо ба гардун бурду рафт (Муфрадот,с.395).*

Камол шеъри худро дар муқоиса бо шеъри дигарон чунин муаррифӣ мекунад:

*Богест пур аз гулу маонӣ*
*Девони Камол, тозааш дор.*
*Шеъри дигарон чу хори уштур,*
*Перомуни ӯ ба ҷои девор.*
*То сунбулу наргисаш начинанд,*
*Дуздони гули риёзи ашъор (Қитъаот,с.384).*

Аммо ҷолиб ин аст, ки дигарон ҳамин рафторро бо Камол карда ва ӯро “дузди Ҳасан” хондаанд. Чунонки, дар қитъаи зер “Котибии Туршезӣ” ӯро дузди Ҳасани Деҳлавӣ ва Ҳасани Деҳлавиро дузди Амир Хусрави Деҳлавӣ хондааст:

*Гар Ҳасан маънӣ зи Хусрав бурд натвон карда манъ,*
*З-он ки устод аст Хусрав, балки з-устодон зиёд.*
*В-ар маонии Ҳасанро бурд аз девон Камол,*
*Ҳеч натвон гуфт ӯро дузд бар дузд уфтод.*

(Шеъри Имоди Шоҳрух, с.83)

Иллати дузди Ҳасан хондани Камол, зоҳиран, алоқаи Камол ба Ҳасани Деҳлавӣ аст, чунонки, мукарраран ба ҳамон вазну қофияи ғазалиёти Ҳасан ғазал сохтааст ва монанди ӯ ба “қофияҳои тангу радифҳои ғариб” (“Баҳористон”-и Ҷомӣ) алоқаманд

[50] Кас донам аз акобири гарданкашони назм,
К-ӯро сареҳ хуни ду девон ба гардан аст!

буд. Камол чанд бор исми Хусраву Ҳасанро дар ғазалиёт оварда ва худро аз эшон бартар хондааст:

*Камол, аҳсант, гӯ бурдӣ ба ширинкорӣ аз Хусрав,*
*Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад (саҳ.131).*

* * *

*Камол, чун суханат беҳ зи Хусраву Ҳасан омад,*
*Дигар мадор аз ину аз он таваққуи таҳсин (саҳ.310).*

* * *

*Сад дафтари шеър аз Ҳасану Хусраву Салмон*
*В-аз гуфтаи ширини ту як байт бурида (саҳ.335).*

Ба ҳар ҳол мутаассир будани Камол аз Ҳасан дар замони ӯ шуҳрат дошт. Ва, зоҳиран, худи Камол дар ин бора сухане гуфтааст. Ҷомӣ (мутаваффо 898) дар равзаи шашуми “Баҳористон” дар бораи Камол менависад: “Дар эроди амсолу ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеъномост, татаббуъ аз Ҳасани Деҳлавӣ мекунад”.

**2. Асри ғазал.** Дар қарни ҳафтум ба шарҳе, ки дар кутуби “Сабкшиносӣ” мазкур аст, ғазал ҷои қасидаро гирифта буд. Саъдӣ ғазали ошиқона ва Мавлоно ғазали орифонаро ба авҷ расонида буданд. Қарни ҳаштум куллан асри ғазал аст. Ва фақат тане чанд, чун Салмони Совауҷӣ ҳанӯз қасоиди ғарро месуруданд. Камоли Хуҷандӣ ҳам шоири ғазал аст. Ва чаҳор қасида бештар надорад. Дар яке аз ин қасоид бармеояд, ки ба қасидапардозии ӯ нукта мегирифтанд ва ӯро марди ин майдон намедонистанд.

*Бурданд, Камол, гӯи даъвӣ,*
*Назми туву наср ҳарду бо ҳам.*
*Ин аз шуарои мо таахxар*
*В-он аз фузалои мо тақаддам.*
*Девони ту гар касе бихонад*
*Дар пеши суханварони олам.*
*З-ин гуфта равад Заҳир аз ҷой,*
*Чӣ ҷои Заҳир, Анварӣ ҳам.*
*Гӯянд қасидаи ту хом аст,*
*Пухта суханони мо мусаллам.*
*Ин хом, вале чу нуқраи хом,*
*Он пухта, вале чу пухта шалгам.*
*Ашъори ману ҷавоби ёрон,*
*Ҳарчанд мумосиланд бо ҳам.*
*Фарқе зи Сарост то Сурайё,*
*Аз лутф ситора то ба шабнам (саҳ.378).*

Нозир ба ҳамин масъалаи тафовуқи ғазал бар қасида ва балки фаромӯшии қасида дар асри ӯст, ки дар қитъае дар боби шоири ҳамноми худ Камоли Исфаҳонӣ (мутаваффо 635) мегӯяд, ки байни ману ӯ дар қудрати шоирӣ фарқе нест, илло, ин ки ӯ дар қасида маъруф буд ва ман дар ғазал.

*Ду Камоланд дар ҷаҳон машҳур,*
*Яке аз Исфаҳон, яке зи Хуҷанд.*
*Ин яке дар газал адимулмисл*
*В-он дигар дар қасида бемонанд.*
*Филмасал дар миёни ин ду Камол,*
*Нест фарқе магар ба мӯе чанд (саҳ.328).*

Ва низ дар боби ӯ мегӯяд:

*Буд вақте Камоли Исмоил,*
*Шарафи рӯзгори аҳли сухан,*
*Ба камоли ту дар сухан, к-имрӯз,*
*Он бузург ин шараф надошт, ки ман (Қитъаот,с.388).*

Дар асри Камол ғазал комилан тасбит шуда ва аз назари теъдоди абёту тахаллус дар байти охир вазъи мушаххасе ёфта буд. Теъдоди абёти ғазал ба ҳафт (наздик ба он) расида буд. Зоҳиран, Камол дар ин амр асроре дошт ва, ҳатто, ғазалҳои худ-ро ҳафтбайтӣ хондааст:

*Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,*
*Панҷ ганҷ аз лутфи он ушри ашир.*
*Ҳафтбайтиҳои ёрон низ ҳаст*
*Ҳар яке поку равону дилпазир.*
*Лек аз ҳар ҳафташон ҳақ карданист,*
*Чор байт аз аввалу се аз ахир (Қитъаот,385).*

Ва низ дар ҳамин маънӣ гӯяд:

*Маро ҳаст аксар ғазал ҳафт байт,*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд.*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ,*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод».*
*Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (Қитъаот,с.383).*

Яке ду қарн баъд кор ба ҷое мерасад, ки Урфии Шерозӣ мегӯяд:

*Қасида кори ҳаваспешагон бувад, Урфӣ,*
*Ту аз қабилаи ишқӣ, вазифаат ғазал аст.*

**3. Хаёли хос.** Камоли Хуҷандӣ, аз як сӯ, мутааллиқ ба авохири давраи ҷараёни талфиқ ва, аз сӯи дигар, мутааллиқ ба оғози давраи Шоҳрухӣ аст, ки шеър дар талош ёфтани роҳи нав барои идомаи бақо будааст. Дар қарни шашум қасида ба авҷ расида буд. Дар қарни ҳафтум ғазали орифона ва ошиқона ба камол расида ва дар қарни ҳаштум ғазали талфиқӣ ба ниҳоят даст ёфта буд. Шоирони қарни нуҳум чӣ мебояд мекарданд? Камол шояд нахустин касест, ки ба буҳрони адабии аср пай бурдаву саранҷом мубаллиғи нановарӣ дар наҳваи тахайюли шеърист. Хаёли хос. Хаёли хос, яъне нозукхаёливу хаёли тоза ва латифу мубтакирона, ки такрорӣ ва мубтазал нест. Ба иборати дигар, бояд мавзӯъро табдил ба мазмуни тоза кард. Ҳамон, ки баъдҳо дар сабки ҳиндӣ асл мешавад.

Дар қитъаи зер ба такрорӣ будани тахайюли шеърии муосирон ва зарурати таҷдиди назар дар хаёл ишора дорад:

*Камол, ашъори ақронат зи эъҷоз,*
*Гирифтам сар ба сар ваҳй асту илҳом.*
*Чу холӣ аз хаёли хос бошад,*
*Хаёл аст ин, ки гирад шуҳрати ом (саҳ.388).*

Дар қитъаи зер мурод аз хаёлоти ғариб тахайюли тозаи шеърист.

*Чу девони Камол афтад ба дастат,*
*Нависи аз шеъри ӯ чандон, ки хоҳӣ.*
*Хаёлоти ғарибу лафзу ҳарфаш,*
*Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ.*
*Зи ҳар лафзаш равон магзар чу хома,*
*Ба ҳар ҳарфе фурӯ рав чу сиёҳӣ (саҳ.390).*

Дар мақтаи ғазале, ки андаке ҳиндивор аст, гӯяд:

*Камол, гуфтаи ту дилпазир аз он маънист,*

*Ки маънии суханонат гаробате дорад (саҳ.223).*

Дар қитъае аз шоире, ки намедонем кист, мехоҳад, ки барои ӯ ашъори мухайял туҳфа бифиристад.

*Туҳфаам ашъори мухайял фирист,*
*Аз ту чӣ қонеъ шудаам бо хаёл (саҳ.387).*

Дар мақтаи ғазале гӯяд:

*Халқ гӯянд: «Аз сухан машҳури олам шуд, Камол»,*
*Маънии хос асту бас, к-ӯ шуҳрати омам диҳад (Шедфар, с.309).*

Ман пеш аз Камол хаёли хосу маънии хосро дар ҷое надидаам ва алалиҷола Камолро нахустин касе мепиндорам, ки ба ин дақиқа пардохтааст. Аммо баъд аз ӯ дигарон ба хаёли хос ишора кардаанд. Аз ҷумла, Амиршоҳӣ – шоири нимаи аввали қарни нуҳум мегӯяд:

*Шоҳӣ, хаёли хос бигӯ аз даҳони дӯст,*
*Чун нест лаззате суханони шунударо (Сайри ғазал,с147).*

Аз қитъаи зер аз Ҷомӣ, шоири нимаи дувуми қарни нуҳум чунин бармеояд, ки *таби* хаёли хос ҳамаро гирифта ва дар он замина иғроқ мекардаанд:

*Хуш ояд дар сухан санъат зи шоир, лек не чандон,*
*Ки орад дар камоли маънии мақсуд нуқсонаш.*
*Хаёли хос бошад холи рӯи шоҳиди маънӣ,*
*Чу хол андак фитад бар рух, диҳад ҳусни фаровонаш.*
*В-агар гирад зи бисёрӣ ҳама рухсори шоҳидро,*
*Миёни содарухсорон сияҳрӯӣ расад з-онаш*

*(Девон, Қасоид, с.54).*

Ҷомӣ дар “Баҳористон” дар васфи Камол ибороте дорад, ки мазмуни қитъаи мазкурро ба ёд меоварад: “Вай дар латофати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир нест, аммо муболиға дар он ҳама шеъри вайро аз саломат берун бурда ва аз чошнии ишқу муҳаббат холӣ монда”.

Дар ҳамин ҷо бад нест ишора кунем, ки Ҷомӣ Камолро пешкисвати таҳаввули ғазал мепиндорад ва илова ба тарҳи масъалаи хаёли хос монанди ӯ ба ҳафтбайтӣ будани ғазал ишора мекунад.

*Ба бӯстони сухан мурғи табъи ман аксар,*
*Ба ҳафт байт шавад нагмасозу қофиясанҷ.*
*Зи ҳафт узв яке ё ду бод кам онро,*
*Ки ҳафт байт маро шаш рақам занад ё панҷ.*

*(Девон, Қитъаот,саҳ.790)*

Ва низ дар бораи худ мегӯяд:

*Ёфт камоле суханаш, то гирифт,*
*Чошние аз суханони Камол.*

Ҷони калом ин ки хаёли хосу ҳафтбайтӣ будани ғазал дар давраи Шоҳрухӣ (қарни нуҳум)-ро ба ҷое набурд. Дар қарни даҳум ғазали ҳадди восите ба вуҷуд омад, ки аз шоирони маъруфи он Бобо Фиғонӣ аст. Талоши амсоли Вахшии Бофқӣ ҳам дар мактаби вуқӯъ ва восӯхт чандон пойдор намонд. Аммо аз авоили қарни ёздаҳум, яъне як қарн баъд аз Камол сабк дар масири тағйири ҷиддӣ афтод ва хаёли хос дар сабки ҳиндӣ ба самар расид ва шоирони тарзи хаёлу хаёлбандон аз марҳалаи ҳарф гузаштанду ба амал расиданд ва, воқеан, тавонистанд тахайюли шеъриро дигаргун кунанд. Дар давраи сабки ҳиндӣ камтар шоире ҳаст, ки аз маънии бегонаву нозукхаёлӣ ва маонии рангин сухан нагуфта бошад. Чанд байт аз Соиб нақл мешавад:

*Ишрати мо маънии нозук ба даст овардан аст,*
*Иди мо нозукхаёлонро ҳилол ин асту бас.*

* * *

*Ёрон талоши тозагии лафз мекунанд,*
*Соиб талоши маънии бегона мекунад.*

* * *

*Ҳар кас ба завқи маънии бегона ошност,*
*Соиб, ба тарзи тозаи мо ошно шавад.*

**4. Беэътиноӣ ба лафз.** Чунонки гуфтем, таваҷҷуҳи аслии шоирони қарни нуҳум ба хаёли хос буд. Онон ба таври куллӣ нисбат ба лафз эҳмол кардаанд. Ин мавзӯъ, то ҳадде, ҳарчанд на чандон ошкор, дар Камоли Хуҷандӣ намоён аст. Камол шеъри фаровон нагуфтааст. Худ мегӯяд:

*Гуфт соҳибдиле ба ман, ки чарост*
*Ки туро шеър ҳасту девон нест.*
*Гуфтам: «Аз баҳри он, ки чун дигарон,*
*Сухани ман пуру фаровон нест».*
*Гуфт: «Ҳарчанд гуфтаи ту кам аст,*
*Камтар аз гуфтаҳои эшон нест» (Девон, 380).*

Аммо аз ҳамин ашъори начандон пуру фаровон метавон дар-ёфт, ки ӯ нисбат бо шоироне, монанди Саъдиву Ҳофиз ба забоне пок ва ҳунаре даст наёфтааст. Гоҳе метавон ба бархе аз алфозу ибороти ӯ ангушт гузошт. Зоҳиран, дар замони худи ӯ ҳам чунин мушкилӣ матраҳ будааст. Дар қитъаи зер аз хоҷае, ки шеъри ӯро ислоҳ мекарда, киноя кардааст:

*Макун хоҷа ислоҳи шеъри Камол,*
*Қабул аз ту, аз банда фармудан аст.*
*Ки пеши ман ислоҳи шеъре чунин,*
*Ба гил байти маъмур андудан аст.*

**5. Камол ва Ҳофиз.** Камоли Хуҷандӣ дар девони худ аз шоирони бисёре ном бурда ва аз шоирони маъруфи қадим бо эҳтиром сухан гуфтааст:

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст (Ғазалиёт,с.102).*

* * *

*Он толиби дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ (Ғазалиёт, 367).*

* * *

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: «Мавлоноиву Аттори мо» (Ғазалиёт, с.21).*

Ҷолиб аст, ки аз Шамси Табрезӣ ҳам ном бурдааст:

*Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде, ку чу Мавлоно?!*

(Ғазалиёт, с.10)

Аз Саъдӣ мукаррараран исм бурда ва ба иқтифои ӯ рафта ва гоҳе гилоя мекунад, ки хуҷандӣ будани ӯ дар муқобили шерозӣ будани Саъдӣ дар шуҳрати шоирии ӯ нақши манфӣ доштааст. Хитоб ба шоире мегӯяд:

*Ба назму наср гирифтам, ки Саъдии вақтам,*
*На, ман зи хоки Хуҷандам, ту аз Самарқандӣ? (с.390)*

Ҳамчунин, аз Низомиву Ҳумом ва Анвариву Фирдавсӣ ва Саъдӣ мисраъҳое тазмин кардааст, ки марбут ба баҳси мо нест. Баҳси мо дар боби Ҳофиз аст ва он байти маъруфи Камол:

*Нашуд ба тарзи ғазал ҳаминони мо Ҳофиз*
*Агарчи дар сафи султон Абулфаворис шуд.*

Мутаассифона, Камол дар ин ҷо ба истиқболи яке аз ғазалиёти бисёр олии Ҳофиз рафтааст ва ба назари ман натавонистаст ҳаминони Ҳофиз бошад. Ба ду байти ӯ, ки муайиди назари мост, ишора мешавад:

*Касе, ки оқилу ҳушёр дидамеву баҳуш*
*Чу дид шакли ту, аз ҳуш рафту беҳис шуд.*

Дар ин қофия Ҳофиз гуфтааст:

*Карашмаи ту шаробе ба ошиқон паймуд,*
*Ки илм бехабар афтоду ақл беҳис шуд.*

* * *

*Хуш аст мутрибу соқиву ман ба як-ду ҳариф*
*Дар ин шумор, ки кардам, рақиби содис шуд.*

Ҳофиз аз ин қофия истифода накардааст. Санҷиши ин ду ғазали бо ҳам муҳтоҷ ба тафсиле дар ҳадди мақолае мустақил аст, ки муқтазои вақти маҷлис нест.

*Сулаймон Анварӣ*

## НИГОҲЕ БА ГАНҶИНАИ ЗАБОНИ АШЪОРИ ХОҶА КАМОЛ

Хоҷа Камоли Хуҷандӣ, намояндаи шеваи варазрудии баён, адиби соҳибзавқ, орифи маъно, устоди сухан ва фарди муаддабу пурҳунар ва мояи ифтихори алоқамандони шеъру ҳунари форсӣ-тоҷикӣ аст.

Аз мутолиаи ашъори Шайхи Хуҷанд шамими ихлосу дилбастагӣ ба осори удабо ва фузалои пешин эҳсос мешавад ва ангезаи пиндори омӯзиши таровиши хомаи аҳли қалам дар маҷмӯъ падид меояд. Аз ошноӣ бо ин қитъаи шеъри устоди бузургвор:

*Чу девони Камол афтад ба дастат,*
*Навис аз шеъри ӯ, чандон ки хоҳӣ.*
*Хаёлоти латифу лафзу ҳарфаш*
*Агар хоҳӣ, ки дарёбӣ камоҳӣ.*
*Зи ҳар лафзаш равон магзар чу хома,*
*Ба ҳар ҳарфаш фурӯ рав чун сиёҳӣ.*

-бори масъулияти қаламкашӣ боз ҳам сангин мешавад ва гӯӣ тааҳҳуди иҷрои васияти эшон иҷоза намедиҳад, ки аз ҳар лафзу ҳарф чу хома равон бигзарӣ. Хоҷа Камол ҳам ба ин умед набуд ва аз афроди пасин ҳаргиз таваққуъ надошт, ки ба ҳар ҳарфи гузаштагон чун сиёҳӣ фурӯ нараванд, чунонки худ ин корро накард. Аммо адои маросими гиромидошти ин солгард моро водошт, ки ба осори ин ҳаммеҳани хеш бо рӯи ниёз бингарем ва аз ёфтаву наёфта дари суҳбат боз кунем. Камина чун як тан аз зумраи он, ки маконаи Хоҷаи Хуҷандро ҳамин акнун шинохтам ва ба нақши барозандаи ӯ дар пешрафти фарҳанг қоил гардидам. Бавижа, хидмати эшонро дар амри вожасозӣ ва муаррифии онҳо нодида набояд гирифт, ки ҳусну сабки каломи шоир аз истифодаи онҳо басе рангин шудааст.

**Сухани сохта ва омгир**.

*Нест ӯро даҳан, аммо сухане сохтаанд,*
*Сухани сохта ширинтар аз ин натвон сохт (1-80).*

* * *

*Камол, шаҳр гирифтӣ ба қиссаҳои гариб,*
*Ки омгир бувад дар сухан маонии хос (2, 46).*

Камоли Хуҷандӣ муждае аз рӯзгори мардуми бофарҳангу аҳди қадими мост ва ҳам далели ҳастии макотиби ҳунарӣ ва маҳофили адабии гузашта. Чун ба фазои шеъри шоир ворид мегардӣ, дармеёбӣ, ки забони он заминаи воқеӣ дорад ва бозгӯи зиндагиномаи инсони оддиву пок ва заҳматкашу дур аз муҳити пуртакаллуф аст. Асли дигари табиати сухани содаи адиб нигоҳ доштани қоидаи роиҷи калимасозӣ аст. Хоҷа Камол бино бар он вожаи навсохтаи лафзи хешро беш ширину дилпазир кардааст. Умдатан, калимасозӣ дар ашъори шоир бо роҳи мустақими ба ҳам овардани решаҳои гуногун, монанди **омгир** ва бо пешванд (**номаҳкам** – 2-284; **нодарвеш** – 2-41) ва пасвандҳо (**лавандӣ** – 2-323; **адӣ** – 430; **талабкорӣ** – 2-383) сурат гирифтааст. Бо изофа кардан таркибҳои тозаву нав, ба гунаи **мантиқи ширин** (1-323), **қариби саҳарӣ** (1-327), **паноҳи Худо** (2-258) ва **бахти парешон** (2-68) низ дар осори Хоҷа Камол зиёд ба чашм мехӯрад. Аммо мавқеъ даст намедиҳад, ки перомуни ҳамаи муштаққоти каломи эшон ҳарф бизанем ва ин ҷо кӯшиш хоҳем кард, то дар бораи сохтор ва вожаҳои мураккаб, ки бисёр чашмгиранд, сухан бигӯем. Зимнан бояд гуфт, ки калимаҳои мавриди таҳлилу таҷзия қароргирифтаро маҳз аз осори шоир пайдо кардем ва то ҷое, ки ба китоби луғат (1; 3, 4; 5; 6; 7; 8; 9; 10) дастрасӣ буд, инҳо ба назар нарасиданд. Вожаҳои мураккаби забони шеъри шоир таркибан аз ин қароранд:

**Исм+исм**

Лӯлисифат

*Пири муридгир чу лӯлисифат фитод,*
*Сӯи касон чу оинадорон ба ҷид гирифт (1-265).*

Парвонадил

*Сифати шамъ ба парвонадиле бояд гуфт,*
*К-ин ҳадисест, ки бо сӯхтагон даргирад (1-382).*

Беморхона

*Ҷонам зи захми гамза ба чашми ту мегурехт,*
*Аз хастагӣ-ш майл ба беморхона буд (1-382).*

Хуршедрухсор

*Лаб ар ин асту гуфтор ин, шакар боре чӣ мегӯяд?*
*Агар хуршедрухсор ин, қамар боре чӣ мегӯяд? (1-454).*

Пойдевор

*Ҳар хишт, к-аз хокам занад, дасти аҷал кардам биҳил,*
*Лекин ба шарте, к-афканад дар пойдевори туам (2-223).*

Қандлаб

*Зи ҷаври қандлабе гарм рафт ашки Камол,*
*Ба тозиёнаи ширин даванда шуд гулгун (2-223).*

Одамишакл

*Рақибо, менамоӣ одамишакл,*
*Ту он ҳайъат чаро тағйир кардӣ? (2-318).*

Калакаду

Кадухона

*Гуфтам: «Эй калакаду, фаҳм нашуд ин қадарат,*
*Ки зимистон набувад ҳеч кадухона ба барг?» (2-432).*

**Исм+сифат**

Остинкӯтаҳ

*Остинкӯтаҳ аст шайх, чӣ суд,*
*Чун зи дунё-ш даст кӯтаҳ нест (1-237).*

Кисатиҳӣ

*Кисатиҳӣ бошу биёсо, Камол,*
*Ҳар ки тиҳикисатар, осудатар (2-438).*

**Исм+феъл**

Мастнавоз

*Май хуш ҳариф мастнавоз асту чанг низ*
*Инҳо ба як-ду маҳрами ҳамрозам орзуст (1-252).*

Муридгир

*Пири муридгир чу лӯлисифат фитод,*
*Мӯи касон чу оинадорон ба ҷид гирифт (1-265).*

Санъатталаб

*Сеҳр аст, Камол, ин суханон бод ҳалолат.*
*Санъатталабон беҳ зи ту устод наёбанд (1-329).*

Ғолиябӯй

*Зулфи ӯ карда раҳо голиябӯёни Хито,*
*Нофаи оҳуи Чинро ба хато мебӯянд (1-420).*

Маслиҳатшунав

*Бар сафи сӯфиёни пандпазир,*
*Гар муридони маслиҳатшунавед (1-425).*

Тақвимсоз

*Гар ин ҷамол ба тақвимсоз боз намоӣ,*
*Хироҷи ҳусну рухат бар маҳу ситора нависад (1-435).*

Чорапазир

*Дили садпора ба марҳам нашавад чорапазир,*
*Ҷоми нозук чу шикастанд, нагирад пайванд (1-518).*

Омгир

*Камол, шаҳр гирифтӣ ба қиссаҳои гариб,*
*Ки омгир бувад дар сухан маонии хос (2-46).*

Нусхагир

*Гул аз рӯи ту гӯӣ нусхагир аст,*
*Ки ҷамъаш омад аз ҳар гуна авроқ (2-56).*

Номабар

*З-ин сон, ки Камол аст зи ҳиҷрони ту гирён,*
*Бо номабарат ҷуз газали тар чӣ фиристам? (2-245).*

Ҳикматфурӯш

*Ҳикматфурӯш то кай марҳам ҳамекунад арз,*
*Мо хастагон нахоҳем инҳо аз ӯ харидан (2-245).*

Сурохишикан

*Нӯш кун, Хоҷа, алорагми сурохишикананон,*
*Бодаи талх ба ёди лаби шириндаҳанон (2-252).*

Барбатнавоз

Чангсоз

*Ҳофизи барбатнавозу чангсоз,*
*Бо манат аз бевафоии ҷанг чист? (2-432).*

Зарталаб

*Зарталабон ҳамчу дур ҳалқа ба гӯш омаданд,*
*Шукр, к-аз озодагӣ банда дар ин силк нест (2-435).*

Сарфхон

*Зи заъфу сиҳҳати тан ёри сарфхон аз ман,*
*Суол кард зи лафзе, ки он фасеҳ бувад (2-435).*

Чанбарпӯш

*Ки дар баробари ман, эй фарохи чанбарпӯш,*
*Зи лутфи лофзанӣ тан зану ба табла маханд (2-443).*

Қолабигӯй

*Бар фарқи ҳасуди қолабигӯй*
*Он хишт бувад, ки пур тавон зад (2-445).*

Ғарибнавоз

*Мо гадоему муфлису Ту карим,*
*Мо ғарибему Ту ғарибнавоз (2-3).*

**Исм+сифати феълӣ**

Хонахаробкарда

*Мо хонахаробкардагонро,*
*Дар дил ғами хонумон нагунҷад (1-359).*

Дил дигаркарда

*Диле, ки буд дар ӯ раҳм, кардиаш аз санг,*
*Дигар чӣ бархурам аз ёри дил дигаркарда? (2-299).*

Табархурда

*Дилам ба захми забонҳо нагардад озурда,*
*Ки ошиқи ту бувад кундаи табархӯрда (2-299).*

Дардхӯрда

*Ин ҷаҳон дардхӯрда дандонест,*
*Вораҳидед аз ӯ, чу баркандед (1-394).*

**Сифат+исм**

Макшуфботин

*Ало, эй сӯфии макшуфботин,*
*Ки бинмоӣ даҳ арбоби вараъро.*
*Ба ботин сурати фақри дуогӯй,*
*Чу бинӣ, қатъ кун аз ман тамаъро (2-425).*

Таровоз

*Чанги хамидақомати бисёргӯ куҷост?*
*К-он пири хушкмағзи таровозам орзуст (1-252).*

Каҷназар

*Дил аз муқобили он абрувон ниҳад маҳи нав,*
*Гуноҳи ӯ ҳама бар чашми каҷназар гиранд (1-323).*

Некэътиқод

*Сӯфияму муътақиди некувон,*
*Кист чу ман сӯфии некэътиқод (1-391).*

Қавиустод

*Мадеҳ таълими хунрезӣ бо ноз он чашми ҷодуро,*
*Ки худро андар ин санъат қавиустод медорад (1-432).*

Хушкдимоғ

*Бубин тафовути роҳ, эй фақеҳи хушкдимоғ,*
*Туро зи биниву моро зи дида хун ояд (1-491).*

Нозуксухан

*Нозуксухан ба васфи лаби ӯ шудӣ, Камол,*
*Тӯтӣ шакар шикаст, ки ширинкалом шуд (1-491).*

Беҳудасухан

*Бо носеҳи бедард нагӯем ғами дил,*

*Беҳудасухан маҳрами ин роз набошад.*

Покизахисол

*Лофи риндӣ мазан, эй зоҳиди покизахисол,*
*Дарди он ҳол надорӣ, ба ҳамин дард бинол (2-71).*

Муборакрӯ

*Нест чун холи ту ҳиндуи муборакрӯе,*
*Ки ба шодӣ-ш бихонанд ҷаҳоне муқбил (2-74).*

Тозабарг

*Ту он тозабарги гулӣ, к-аз латофат,*
*Зи осеби боди сабо мегурезӣ (2-357).*

Хушписар

*Он хушписар, ки бурданд дар мактаби низомаш,*
*Муштоқи ӯст аз ҷон, дорад варо гиромӣ (2-441).*

Парсонамо

*Гар шеваи Камол бипурсад касе, бигӯй,*
*К-ӯ сӯфиясту ринд, вале парсонамост (1-167).*

**Сифат+феъл**

Парешонгӯй

*Ба чини зулфат ар гуфтам ҳадиси мушк, маъзурам,*
*Парешонгӯйро аксар суханҳои хато афтад (1-409).*

Ширинифурӯш

*Ба лаб бояд магас бигрифт ширинифурӯшонро,*
*Чу лабҳои ту дар ханда шакар бифрӯхтан гирад.*

Бегунаҳкуш

*Чашми ту бегунаҳкушу ман зиндаам чунин*
*Аз гамзаи ту нест ҷуз инам шикояте (2-365).*

**Сифат+зарф**

Содадарун

*Сидқи Камоли содадаруну камоли сидқ,*
*Донам, ки нек дониву беҳ з-ин бидониам (2-79).*

**Шумора+исм**

Нимноз

*Мо харидем, агар фурӯшад дӯст*
*Нимнозе ба сад ҳазор ниёз (1-545).*

Нимнигоҳ

*Бинамат доиму чунон донам,*
*Ки накардам ҳанӯз нимнигоҳ (2-288).*

**Феъл+феъл**

Доругир

*Гирам сари зулфу дорамаш гӯш,*
*З-ин гуна кирост доругире (2-369).*

**Сифати феълӣ+феъл**

Нонавиштахонон

*Дилбар чу хат биёрад, сӯзад, Камол, ҷонат,*
*Ин ҳарф ёд дорам аз нонавиштахонон (2-247).*

**Зарф+исм**

Андаквафо

*Туро шӯхи андаквафо гуфтаем,*
*Ҳанӯз андак аст ин, ки мо гуфтаем (2-99).*

**Зарф+исм (феъл)**

Фурӯдошт

*Ғамзаат ҳеч фурӯдошт зи тезӣ накунад,*
*То ба он захма ту дар раҳ задани ушшоқӣ (2-378).*

Ман дар ин андешаам, ки шумори луғоти номакшуфи девони Хоҷа Камол бас зиёд аст ва дастаи гул аз чамани сухан ҳангоми мутолиаи ашъори эшон баргузида шуд. Сазовор аст, ки ҳаводорони илми луғат бар сари ин мавзӯъ тааммул варзанд ва дар ин замина ба хидмати шайхи Хуҷанд арҷ бигузоранд ва аз пайи таҳқиқи маводи гирднаёварда камари ҳиммат бубananд, то фарҳангномаҳои мо боз ҳам густурда шавад. Аммо ҷои изҳори афсӯсу дареғ аст, ки ин калимаҳо дар «Фарҳанги забони тоҷикӣ» ва «Фарҳанги забони форсӣ» ба қайд наёмадаанд, яъне он вожаҳое, ки тӯшаи роҳи Камол аз Хуҷанди бостон ба куҳандиёри Табрез будаанд…

**Пайнавишт:**


1. Вожаномак.-Кобул, 1365.
2. Девони Камоли Хуҷандӣ.-Ҷилди 2
3. Латоиф-ул-луғот (Фарҳанги луғоти Маснавии Мавлои Рум). Соли нашр маълум нест.
4. Тӯсӣ, Асадӣ. Луғати фурс.-Теҳрон, 1345.
5. Фарҳанги ашъори Рӯдакӣ.-Душанбе: Нашриёти Маориф, 1990.
6. Фарҳанги забони тоҷикӣ. (Дар ду ҷилд).-Москав, 1969.
7. Фарҳанги Шоҳнома.-Теҳрон, 1971.
8. Фарҳанги забони форсӣ.-Теҳрон: Интишороти Суруш, 1349.
9. Фарҳанги ашъори Ҳофиз, 1358.
10. Шоҳнома. Фарҳанги мухтасар.-Душанбе: Адиб, 1992.


*Фахриддин Насриддинов*

## МАЗОМИН ВА ЛУҒОТУ ТАЪБИРОТИ ҚУРЪОНӢ ДАР АШЪОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

*Ифтитоҳи сухан он беҳ, ки кунанд аҳли камол,*
*Ба саnoи маликулмулк Худои мутаол.*

Назми форсу тоҷик бо матолиби пурмағзу андешаҳои инсонсози суханварони номии худ шуҳрати ҷаҳонӣ касб намудааст. Нафхаи руҳи қуръонӣ бар қолаби назми форсӣ яке аз авомили асосии расидани он бар ин пояи рафеъ маҳсуб мешавад. Ин омил сабаб гардида, ки назми форсӣ мизоҷи малакутӣ ёфта, суханварони бузургаш аз мадҳу ситоиш ва ишқу алоқаи заминиён қадаме фаротар гузошта, бо каррубиён ҳамдӯш гарданд ва гоҳе аз эшон низ болотар сууд кунанд.

Камолиддин Масъуд, маъруф ба «Шайх Камоли Хуҷандӣ», яке аз бузургмардонест, ки бо лутфу инояти илоҳӣ аз дарёи пургуҳари маонӣ ҳазорон дурри шоҳвор ба даст овардааст:

*Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,*
*В-арна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт.*

Ҷомӣ дар мавриди Шайх Камол чунин фармудааст: «Вай бисёр бузург будааст ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он ситру талбисро буда бошад, балки

мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият бознамонад, чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*«Каллиминӣ ё ҳумайро»-и ман аст.*

Аладдавом ба риёзоту муҷоҳидот машғул мебуда…» (3,606).

Давлатшоҳи Самарқандӣ гуфтааст: «Бузурги рӯзгору мақбули аброр ва марҷаи хосу ом, сархайли акобири айём аст. Ва чун табъи шарифи ӯ бар тариқи шоирӣ мубодират намуд, аз он сабаб зикри шарифи ӯ дар ҳалқаи шуаро сабт мешавад ва илло шайхро дараҷаи вилояву иршод аст ва шоирӣ дуни маротиби ӯст…» (4,245).

Аз матолиби фавқ равшан мегардад, ки ирфони қавӣ ва завқи маънавӣ ӯро ба сӯи шавоҳиду матолиби қуръонӣ кашидааст.

Аз он ҷо, ки бозтоби матолиби қуръонӣ дар шеъри Хоҷа Камол хеле назаррасу пурдомана аст, мо онҳоро дар чаҳор бахш мавриди таҳқиқ қарор додем:

1. Асмои сувару оёти қуръонӣ.
2. Талмеҳ ба достонҳои қуръонӣ.
3. Таҷаллии мазомини қуръонӣ.
4. Иқтибососи қуръонӣ.

**I. Асмои сувару оёти қуръонӣ.**

Дар хилоли шеъри Шайх Камол номи бархе аз сураҳову оёти қуръонӣ сабт гардида, ки суханвар ба шевае бас латиф аз онҳо истифода бурдааст. Мо дар ин бахш он абётро ҳамчун шоҳид фароҳам овардаем, ки дар онон номи сураҳо ва оятҳои қуръонӣ ба сароҳат баён ёфта ва мазомини абёт низ баёнгари он мебошанд. Зеро дар баъзе абёт он гуна калима ва ибора дарҷ ёфта, ки зоҳиран ҳамчун исми сура ё оят ба назар меояд, аммо дар асл ба ин маънӣ ба кор нарафтааст. Намунаҳо:

*Насим-ул-вард йуҳйикум раҳиқ-ул-ҳубби йушфикум*
*Мина-з-зулумот йунҷикум бидуни-ш-шамси ва-т-ториқ.*

* * *

*Чун фотиҳа бар хони висол он лаби ширин*
*Ҳаргиз чу намехонд, маро кард фаромӯш.*

* * *

*Чун дид Камол он хату рух, фотиҳа бархонд,*
*Шаб буд, қариби саҳарӣ бар ту дуо кард.*

**а) Номи сураҳо.**

Аз он ҷо, ки номи бархе сураҳо дар чандин байт бо пайвастагии номи сураи дигар оварда шуда, мо низ онҳоро бо як унвон ҷамъ овардаем:

1. Сураи «Фотиҳа» ва «Кавсар».

*Дар зери лаб аз бими рақиби ту бар он рӯй*
*Мо «Фотиҳа» хондем, дамидан кӣ тавонад?*

* * *

*Гар хаёли лабат оранд имомон ба намоз,*
*Баъди ҳар «Фотиҳа» сураи «Кавсар» хонанд.*

* * *

*Бар ту гуфтӣ, сурае хонам чу мирӣ,*
*Мурдаму «ал-Ҳамду лиллаҳ» ҳам нахондӣ.*

* * *

*Фаромӯшам нахоҳӣ шуд чу «ал-Ҳамд»,*
*Дар он дам, ки ба такбир оварӣ ёд.*

* * *

*Ба нияте, ки бар он дар барем саҷдаи хос,*
*Ҳамеша «Фотиҳа» хонем аз сари ихлос.*

2. Сураи «То Ҳо» ва «Марям».

*«Коф»-и куфри мо зи «То Ҳо» бартар аст,*
*«Қоф»-и ишқ аз «коф»-у «ё»-ҳо бартар аст.*

Дар мисраи аввал «То Ҳо» номи сураи 20-и Қуръони карим буда, аз ояти нахустини ин сура иқтибос гардидааст. Мисраи дувум шояд «Коф Ҳо Йо» бошад, ки дар ин сурат мурод аввали сураи Марям хоҳад буд. Сураи мазкур бо ин ном низ маъруф аст.

3. Сураҳои «Ё Син» ва «Масад».

*Рақиби мо бимурд, алҳамду лиллаҳ,*
*Бихон бар Бӯлаҳаб «Таббат», на «Ё Син».*

* * *

*Каъбаи дил з-оташи ишқи ту сӯхт,*
*Дар таби «Таббат» тани сад Бӯлаҳаб.*

4. Сураи «Мулк» ва «Қалам».

*Қофи қадду нуни абрувонат,*
*Бартар зи «Таборак» асту «Нун» аст.*

* * *

*Тафсири ду абрӯи ту, к-он сураи «Нун» аст,*
*Пайваста ба меҳроб нагӯем, чӣ гӯем?*

* * *

*Чу ёд ояд он абрувон дар намозам,*
*Нахонам ба меҳроб ҷуз сураи «Нун».*

* * *

*Дар намози ишқ пеши қиблаи рухсори ту,*
*Сураи «Нун» хондам, абрӯи туам омад ба ёд.*

5. Сураи «Лайл».

*Гар зулфи каҷат бинад имом зи хами меҳроб,*
*Ҷуз сураи «Ва-л-лайл» нахонад ба имомат.*

**б) Асмои оёт.**

1. Ояти «Нур».

*Бе хату килку варақ равшандилон бархондаанд,*
*Ояи «Нур-ус-самовот» аз замири анварам.*

* * *

*Гар ба меҳроб ояти Нури рухат хонад имом,*
*Оташ афтад дар даруни минбар аз оҳи хатиб.*

Дар ин ду байт номи ояти 35-уми сураи Нур, ки бо исми «Ояти нур» шуҳрат ёфта, дарҷ гардидааст.

2. Ояти «фатҳун қариб».

*Ишқ бар оташ ниҳод дафтари буду набуд,*
*Ояти «фатҳун қариб» сирри ҳақоиқ гушуд.*

Манзури Шайх аз ояти «фатҳун қариб» ояти 13-уми сураи Саф(ф) аст.

3. Ояти «Ва-л-лайл» ва «Кавсар».

*Барам пеши лабу зулфи ту саҷда,*
*Чу хонам ояти «Ва-л-лайл»-у «Кавсар».*

Дар ин байт оёти аввали сураи «Лайл» ва «Кавсар» мавриди назар аст.

*Эй пора зи чангат ба тани сӯфӣ далқ,*
*Дар шаъни ту ояти «йазиду фи-л-халқ».*

Манзури шоир ояти аввали сураи Фотир мебошад.

**II. Талмеҳ ба достонҳои қуръонӣ.**

Таъсири достонҳои қуръонӣ дар назми форсу тоҷик ҷойгоҳи хосеро соҳиб буда, дар ашъори Шайх Камол низ ба ҳадде фаровон мавриди истифода қарор гирифтааст. Дар ин бахш талмеҳот ба достонҳои қуръонӣ бо тартиби таърихӣ дар ду сурат тавзеҳ ёфтаанд:

а) Талмеҳ ба достонҳои анбиё;

б) Талмеҳ ба дигар достонҳои қуръонӣ.

Лозим ба тазаккур аст, ки баъзе аз абёт дар зайли унвони «исроилиёт» оварда шудаанд. Ин аз он сабаб аст, ки дар Қуръони маҷид ишорае ба он матолиб нарафтааст.

**а) Талмеҳ ба достони Одам (а).**

*Одам аз худ биҳишт нек биҳишт,*
*Мард бояд ба ҳиммати падарат.*

Талмеҳ ба он оёти карима, ки дар онҳо аз шаҷараи мамнуъа хӯрдани Одам (а) ва аз биҳишт берун карда шудани ӯ зикр гардидааст. Ин матлаб дар сураҳои Бақара:36; Аъроф:22; То Ҳо:123 ва ғайра баён ёфтааст.

*Даруни Каъбаи дил дилбарест руҳонӣ,*
*Ки қудсиёнаш ба таъзим кардаанд суҷуд.*

Ба ин оёти карима талмеҳ сурат пазируфта: Бақара:34; Аъроф:11; Ҳиҷр:30; Исро:61; Каҳф:50; То Ҳо:116 ва Сод:73.

**б) Достони Нӯҳ (а).**

*Зи лаб гар ваъда фармудӣ, ки бӯсе бо ту бифрӯшам,*
*Чу Нӯҳам умру чун Қорун зари бисёр боистӣ.*

Талмеҳ ба ояи 14-уми сураи Анкабут.

*Соҳиби дард зи тӯфони бало ҷон набарад,*
*Нӯҳ ҳар ҷо, ки равад, дидаи пурнам бо ӯст.*

Талмеҳ ба оёти 5-10-уми сураи Нӯҳ.

**в) Достони Иброҳим (а).**

*Чӣ илтифот муҳибро ба бӯстону наим,*
*Ки дил зи рӯи ту боғест пур зи нори Халил.*

* * *

*Халили мост хаёли ту рӯзу шаб, з-он аст,*
*К-аш эҳтироз зи дуди дили пуроташ нест.*

Талмеҳ ба ояти 69-уми сураи Анбиё, 24-уми сураи Анкабут, 97-98-уми сураи Соффот.

**г) Достони Юсуф (а).**

*Анвори ҳусни туст, ки аз ҷайби осмон*
*Хуршед сар кашид чу Юсуф зи қаъри чоҳ.*

* * *

*Агар зи ҳусни рухат ёфтӣ нишон Юсуф,*
*Зи шарми рӯи ту берун наёмадӣ зи чоҳ.*

Талмеҳ ба ояти 19-уми сураи Юсуф.

*Ба меҳри Юсуф аз ҷон қатъ кун, қатъ,*
*Ба теғе даст бубридан чӣ кор аст?*

* * *

*Дорӣ сари Юсуф, бибур аз ҳарчи азиз аст,*

*К-он васл ба як даст буридан натавон ёфт.*

* * *

*Зи ҳайрати хати ту чун қалам кунад ангушт,*
*Фариштае, ки ба ангуштҳо қалам дорад.*

* * *

*Дуздида ҳусни Юсуф диданду каф буриданд,*
*З-ин шева дасти дуздон доим бурида бошад.*

* * *

*Юсуф бубину ҳусн, мабин корд дар миён,*
*Ин теги гамза буд, ки кафҳо бурида буд.*

* * *

*Мо рӯи ту дидему зи ҷон меҳр буридем,*
*Наззорагии Юсуф агар даст бурида.*

* * *

*Дидӣ рухи Юсуф, зи чӣ бар ҳарфи Зулайхо*
*Ангушт ниҳӣ дам ба дам, эй дастбурида.*

Талмеҳ ба ояти 31-уми сураи Юсуф.

* * *

*Дами Исо ҳама аз лаълу шакар меборад,*
*Ҳусни Юсуф ҳама дар чоҳи занахдон дорӣ.*

* * *

*Пераҳан гар танат озурд, чӣ пӯшӣ онро,*
*Айби Юсуф натавон кард ба нозукбаданӣ.*

Талмеҳ ба ояти 23-уми сураи Юсуф.

* * *

*Аз ҳолати Зулайхо он бӯ барад, ки чун гул,*
*Пероҳани сабурӣ сад ҷо дарида бошад.*

* * *

*Бӯи ту расонданд зи Юсуф ба Зулайхо,*
*Ин наъразанон омаду он ҷомадарон рафт.*

Талмеҳ ба ояти 25-уми сураи Юсуф.

* * *

*Нили Миср аст ду чашми ману ту Юсуфи Миср,*
*Баҳри наззора, Худоро, бинишин бар лаби Нил.*

* * *

*Нурам аз дида бирафтаст, чу Юсуф биравад,*
*Лоҷарам дидаи Яъқуб бимонад бе нур.*

* * *

*Он шоҳ, к-аз ӯ хонаи дил шоҳнишин буд,*
*Аз кулбаи эҳзони гадо боз куҷо рафт?*

* * *

*Хонаи дида зи дидори ту равшан бошад,*
*Байти эҳзони ман аз рӯи ту гулшан бошад.*

Талмеҳ ба ояти 84-уми сураи Юсуф.

* * *

*Ба васли сӯҳбати Юсуф, азизи ман, маштоб,*
*Ҷамоли ёр набинӣ, магар ба сабри ҷамил.*

* * *

*Мекунад бо ту шикебоии Яъқуб, Камол,*
*Ки ҷамилӣ туву сабр аз ту бувад сабри ҷамил.*

Талмеҳ ба оёти 18-ум ва 84-уми сураи Юсуф.

* * *

*Ҳадиси Юсуфи Мисрӣ, ки аҳсанулқасас аст,*
*Касе ба сӯз нахонад чу Пири Канъонӣ.*

Талмеҳ ба оёти 84-86-уми сураи Юсуф.

* * *

*Яъқуб равшанӣ зи қудуми Азиз ёфт,*
*Ё худ зи Миср роиҳаи пероҳан расид.*

* * *

*Нури чашме бари соҳибназаре меояд,*
*Пеши Яъқуб зи Юсуф хабаре меояд.*

* * *

*Гул туро боду маро ёри азиз,*
*Суҳбати Юсуф беҳ аз сад пероҳан.*

* * *

*Дар домани мо чок фитодаст зи ҳар сӯ,*
*Эй боди сабо, бӯи ту аз пероҳани кист?*

* * *

*Накҳати пероҳанат омад ба ман,*
*Ёфтам ҷони наве аз роиҳа.*

Талмеҳ ба оёти 93-94-ум ва 96-уми сураи Юсуф.

**Исроилиёт.**

*Бишнав, ки бо Юсуф чӣ гуфт он пиразан гирякунон,*
*Гар бар дирам қодир наям, боре харидори туам.*

**ғ) Достони Мӯсо (а).**

*Мӯсо калими боргоҳи Тусту посбон,*
*Фиръавн рондаи назари Тусту подшоҳ.*

Талмеҳ ба оёти 27-28-уми сураи Қасас ва 51-54-уми сураи Зухруф. Ҳамчунин, сураҳои Аъроф: 103-137; Юнус: 75-92; Ҳуд: 97-99; Исро: 100-103; То Ҳо: 42-79; Муъминун: 45-48; Шуаро: 10-68; Қасас: 3-40; Ғофир: 23-37; Духон: 17-31 аз ин маънӣ ҳикоят мекунанд.

* * *

*Ошиқ ар омад ба кӯяш дунйиву уқбо нахост,*
*Ҷониби Тур омадан мақсуди Мӯсо дигар аст.*

Талмеҳ ба сураи Намл: 7; То Ҳо: 10; Қасас: 29.

* * *

*Ҷаноби ишқ бас олист, Мӯсоҳиммате бояд,*
*Ки натвон бар чунин Туре шудан бе ҳиммат воло.*

* * *

*Хизри ҷон об аз лаби дилҷӯи ту ёфт,*
*Мӯсӣ анвори таҷаллӣ ҳама аз рӯи ту ёфт.*

* * *

*Аз партави он рӯю ҷаноби сари он кӯй,*
*Турест, ки он ҷо ҳама анвори таҷаллист.*

* * *

*Манзили мақсуд наздик асту раҳи Айман, Камол,*
*Лек то он ҷо зи худ гар нагзарӣ, натвон расид.*

* * *

*Акси ҷамолат афтад гаҳ-гаҳ ба кӯи дилҳо,*
*Чун партави таҷаллӣ бар Водии муқаддас.*

* * *

*Бо Мӯсии дидорталаб ваъда ҳамин буд,*

*Гар маҳв шавӣ давлати дидор биёбӣ.*

* * *

*Кӯҳҳо дар нолаанд аз риққати мастони Тур,*
*З-ин ҳама шӯру шағаб боре садое бишнавед.*

* * *

*Ҳусни маҳрӯён чӣ мемонад ба рӯи ёри ман?*
*Партави маҳ дигару нури таҷаллӣ дигар аст.*

* * *

*Чашмам ба хаёли ту пур аз нури таҷаллост,*
*Чашме, ки чунин аст, ба дидори ту авлост.*

* * *

*Ёр наздик омаду аз хеш моро дур сохт,*
*Партави нури таҷаллӣ сояҳоро нур сохт.*

Талмеҳ ба сураи То Ҳо:10-47; Аъроф:43; Марям:52; Шуаро:10-17; Намл:7-12; Қасас:29-35; Нозиот:16-19.

*Ҳаст дар ангушти Камол он қалам,*
*Ё на асоест ба дасти Калим.*

* * *

*Кафши Хизиру асои Мӯсо,*
*Шоистаи пову дасти шал нест.*

Талмеҳ ба сураи То Ҳо:17-21; Бақара:60; Аъроф:117, 160; Шуаро:32, 45, 63; Намл:10; Қасас:31.

*Аз насит-ул-ҳут агар ёдет ҳаст,*
*Ҳамчу он моҳӣ ба ҳазрат ошно.*

Талмеҳ ба ояти 63-уми сураи Каҳф.

* * *

*Ношиносе ду-се гӯсолапарастанд, чӣ суд?*
*Сабр кун, то бирасад Мӯсии Имрон аз Тур.*

Талмеҳ ба оёти 85-98-уми сураи То Ҳо.

**д) Достони Сулаймон (а).**

*Ғами ту лашкари Сулаймон аст,*
*Ки чу мӯрам ба зери по куштаст.*

Талмеҳ ба ояти 18-уми сураи Намл.

* * *

*Сулаймон ку, ки дар ҷавфи ҳаво маҳдаш кашидандӣ,*
*Кунун чун ҷав шуд андар хоку ҳар сӯ мекашад мӯраш.*

Талмеҳ ба ояти 12-уми сураи Сабо, ҳамчунин, сураҳои Анбиё:18 ва Сод:36.

* * *

*Ман бар он хоки дар аз шавқи даҳони ӯ, Камол,*
*Он Сулаймонам, ки лоф аз тахту хотам мезанам.*

Талмеҳ ба ояти 16-уми сураи Намл.

* * *

*Шоҳи мурғонам суи тахти Сулаймон мепарам,*
*Сайди ман ишқ асту дил пиру иноят раҳбарам.*

Талмеҳ ба ояти 22-уми сураи Намл.

**Исроилиёт.**

*Гӯиё мӯри Сулаймон аст хати гирди лабаш,*
*К-он чунон густох бар болои хотам меравад.*

* * *

*Мани боддардаст дур аз даҳонат,*

*Сулаймони вақтам, ки хотам надорам.*

* * *

*Заминбӯси мӯрони сарзерипой,*
*Ба хоки ҷаноби Сулаймон расон.*

* * *

*Ба он лаб мулки дилҳо шуд мусаллам,*
*Сулаймон мулк ронад бо нигине.*

* * *

*Ман мӯраму нигини Ҷам он лаб, гариб нест,*
*Гар хотаму нигини Ҷам аз ман дарег дошт.*

**е) Достони Айюб (а).**

*З-он зулф ба дардам, шуда ранҷур чу Айюб,*
*Аз лаб шакаре деҳ, ки шифохонаи Исист.*

Талмеҳ ба ояти 83-уми сураи Анбиё ва ояти 41-уми сураи Сод.

**ё) Достони Исо (а) ва модараш Марям.**

*Анфоси ман аз баландқадрӣ,*
*Исост, к-аз осмон занад дам.*

* * *

*Ҳангоми дуост, даст баргир,*
*Эй Хизр, ки Исии ту дар дам.*

* * *

*Дами Исо, ки ба ранҷур шифо мебахшад,*
*Дами нақд аз лаби ӯ ҷӯй, ки ин дам бо ӯст.*

* * *

*З-он зулф ба дардам, шуда ранҷур чу Айюб,*
*Аз лаб шакаре деҳ, ки шифохонаи Исист.*

* * *

*Мурдаро зинда аз он кард Масеҳо ба даме,*
*К-аз дами боди саҳаргоҳи азал бӯи ту ёфт.*

* * *

*Расид боди Масеҳодам, эй дили бемор,*
*Барор сар, ки табиб омаду даво овард.*

* * *

*Дидани набзаш ишорат ба Масеҳо карданд,*
*Гуфт: «Ҳайф аст чунон дасти ба даст чу мане».*

Талмеҳ ба ояти 49-уми сураи Оли Имрон ва ояти 110-уми Моида.

* * *

*Сарбаландӣ ҳама аз ишқ гузин,*
*Исӣ аз ишқ ба боми фалак аст.*

* * *

*Бо ту чӣ монад Хизру Масеҳо,*
*Умре ту ҳаргиз бо кас намонӣ.*

Талмеҳ ба оёти 157-158-уми сураи Нисо. Ҳамчунин, дар сураҳои Оли Имрон: 55 ва Моида: 117 аз ин маънӣ сухан рафтааст.

**Исроилиёт.**

*Донӣ, чӣ гуфт Исӣ бо ошиқони дунйӣ:*
*Чандин ҳиҷоб бинед аз ним сӯзани мо.*

**ж) Достони Муҳаммад (с).**

*Хоҷаи ҳар ду саро – Аҳмади маҳмудхисол,*
*Ҳусни ахлоқу макорим ҳама аз рӯи ту ёфт.*

Талмеҳ ба ояти 4-уми сураи Қалам.

* * *

*Чун Башир аз лайлатулмеърочи зулфат баргузашт,*
*Дар миёни қоба қавсайнам фикандаст абрувон-т.*

Талмеҳ ба ояти 40-уми сураи Начм.

**з) Достони Қорун.**

*Гар ба ман бӯсе бубахшӣ, кам нагардад з-он чамол,*
*Бо закоте кай гадо аз моли Қорун кам кунад?*

* * *

*Зи лаб гар ваъда фармудӣ, ки бӯсе бо ту бифрӯшам,*
*Чу Нӯҳам умру чун Қорун зари бисёр боистӣ.*

Талмеҳ ба ояти 76-уми сураи Қасас.

**и) Достони Искандар.**

*Нест ҳочат, ки бувад садди Сикандар дар пеш,*
*Дар миёни туву ӯ монеу ҳоил ту басӣ.*

Талмеҳ ба оёти 94-96-уми сураи Каҳф.

**й) Достони Ҳоруту Морут.**

*Аз ман бубаст чашм ба ҳангоми нозу гуфт:*
*Ҳорут, гӯ, биёву бубин чашмбандиам.*

* * *

*Гар шавад огаҳ аз устодии он ғамза Камол,*
*Пеши ӯ соҳири Бобил разияллаҳ бизанад.*

Талмеҳ ба ояти 102-уми сураи Бақара.

**III. Тачаллии мазомини қуръонӣ.**

Истифода аз мазомини қуръонӣ яке аз беҳтарин воситаҳои баёни афкор ва пурмоясозии калом мебошад. Ин усул бар талаввуни назми форсӣ асари чашмгире гузоштааст.

Хоча Камол аз ин шева истифодаи фаровон бурда, арикаи назми худро бо мазомини пургуҳари қуръонӣ зинат бахшидааст. Аз он чо, ки Қуръони мачид сарчашмаи пурфайзи аҳли ирфон аст ва Камоли Хучандӣ низ аз бузургмардони ин тоифа ба ҳисоб меравад, метавон таъсири мазомини қуръониро дар аксари абёти ӯ равшан сохт. Чун баъзе матолиб дар чандин маврид истифода гардидааст, ба овардани яке аз онҳо иктифо гардид.

*Гар бихонӣ ба масал ояти ҳамлаш бар кӯҳ,*
*Бо ҳама сангдилӣ нола барояд зи чибол.*

Маъхуз аз ояти 72-уми сураи Аҳзоб ва ояти 21-уми Ҳашр.

*Ба камолоти Муҳаммад, ки ба ҳақ ёфтаанд,*
*Аҳли байт аз шарафи суҳбати ӯ иззу чалол.*

Маъхуз аз ояти 33-уми сураи Аҳзоб ва ояти 23-уми сураи Шуро.

*Осори ҳусни туст, ки бар тоқи нилгун,*
*Субҳи сафед рӯй намуд аз шаби сиёҳ.*

Маъхуз аз ояти 62-уми сураи Фурқон. Ҳамчунин, дар сураҳои Ҳадид:4; Зумар:5; Луқмон:29; Қасас:71-73 аз ин маънӣ сухан рафтааст.

*Дорем сабр андаку беш аз шумор завқ,*
*Пӯшида нест аз Ту қалилу касири мо.*

Маъхуз аз ояти 38-уми сураи Иброҳим. Ҳамчунин, дар сураҳои Юнус:61; Сабо:3; Луқмон:16, Мулк:13 ва ғайра ин матлаб ифода ёфтааст.

*Агарчи аз ду ҷаҳон кардаем қатъи умед,*
*Ба лутфи раҳмати Ӯ ҳаст умедвории мо.*

Маъхуз аз ояти 53-уми сураи Зумар, 56-уми сураи Ҳиҷр ва ояти 87-уми сураи Юсуф.

*Агарчи рехтани хун ба ҳукми шаръ хатост,*
*Бирез хуни суроҳӣ, ки ҳаст айни савоб.*

Маъхуз аз ояти 92-уми сураи Нисо.

*Гар бало афзун фиристӣ бар ман аз неъмат, ҳанӯз,*
*Шукр мегӯям, ки дар шукрат мазиди неъмат аст.*

Маъхуз аз ояти 7-уми сураи Иброҳим.

*Ба шакар, гуфтаанд, душман куш,*
*Дӯстонро лабат чаро куштаст?*

Маъхуз аз ояти 34-уми сураи Фуссилат ва ояти 96-уми сураи Муъминун.

*Дил аз шунидани Қуръон бигирадат ҳама вақт,*
*Чу ботилон зи каломи Ҳақат малӯлӣ чист?*

Маъхуз аз ояти 72-уми сураи Ҳаҷ.

*Хонаи дил ба хаёли лаби ӯ дори шифост,*
*Чанд нолад дили маҷрӯҳ, ки марҳам бо ӯст.*

Маъхуз аз ояти 28-уми сураи Раъд.

*Туро ба як-ду хати мусталаҳ фузулӣ чист?*
*Усули илми ладунӣ ба беусулӣ чист?*

Маъхуз аз ояти 65-уми сураи Каҳф.

*Замин ба ҷуръа бидеҳ обу тухми ишрат кор,*
*Ки хоҷа он даравад оқибат, ки мекорад.*

Маъхуз аз ояти 21-уми сураи Тур. Ҳамчунин, дар сураи Исро:7; Фуссилат:46; Ҷосия:15 ва ғайра ин маънӣ баён ёфтааст.

*Аз қасди бадандеш маяндеш, Камоло,*
*Душман чӣ тавонад, чу кунад дӯст ҳимоят?*

Маъхуз аз Исро: 65; Анъом: 17; Юнус: 107 ва ғайра.

*Резад ситора рӯзи қиёмат, аҷаб мадор*
*Рӯзи видоъ ашк агар аз дидаҳо чакад.*

Маъхуз аз ояти 2-юми сураи Инфитор.

*Хабаре з-он миён чу мепурсам,*
*Олим-ус-сир Худост мегӯяд.*

Маъхуз аз ояти 7-уми сураи Аъло. Ҳамчунин, дар сураҳои Бақара: 77; Оли Имрон: 5; Анбиё: 4; Муҳаммад: 26 низ ин маънӣ мазкур аст.

*Ёр кушад боз, дило, гуфтамат,*
*Лайса ъала-л-мухбири илла-л-балог.*

Маъхуз аз ояти 99-уми сураи Моида. Ҳамчунин, дар сураҳои Оли Имрон:20; Наҳл:35 ин маънӣ ба назар мерасад.

*Ба тоқи абрувон хонам туро пайваста пеши худ,*
*Биё, эй ояти раҳмат, ба меҳробат чу мехонам.*

Маъхуз аз сураи Анбиё:107; Анфол:33; Тавба:61.

* * *

*Гуфтам ба дайр бо ту расам ё ба Каъба? Гуфт:*
*Моро ба ҳар мақом, ки ҷӯянд, ҳозирем.*

Маъхуз аз ояти 4-уми сураи Ҳадид ва ояи 115-уми сураи Бақара.

* * *

*З-ин сон, ки дил ба ё Раб з-он гамза хост тире,*

*Як тир бар нишона хоҳад яқин расидан.*
Маъхуз аз оёти 186-уми сураи Бақара ва ояти 60-уми сураи Ғофир.

* * *

*Пир ҳарис бошаду ҳаст зи ҳирс пиртар,*
*Ин ки ба ҷаннат ояду боз шавад зи сар ҷавон.*
Маъхуз аз ояти 35-уми сураи Воқиа.

* * *

*Чӣ ҷафо монда, ки ишқат нарасонда ба Камол?*
*Воқифи ҳол касе нест магар ҳазрати шоҳ.*
Маъхуз аз ояти 65-уми сураи Намл. Ҳамчунин, метавон аз сураи Ҳуд:123; Каҳф:26; Ҳуҷурот:18 ин маъниро дарёфт.

* * *

*Гуфтам аз ғам ба висоли ту гурезам, лекин*
*Пеши шамшери қазо ҳеч сипар натвон кард.*
Маъхуз аз ояти 41-уми сураи Раъд.

* * *

*Он ёр ба ман сад раҳ наздиктар аст аз ман,*
*Гар дур ба сад манзил аз ёру диёр афтам.*
Маъхуз аз ояти 16-уми сураи Қоф.

* * *

*Султони ғайрати Ту ба фармони «кун факон»,*
*Гард аз роҳи вуҷуд баровард бесипоҳ.*
Маъхуз аз сураи Марям:35; Бақара:117; Оли Имрон:47; Анъом:73.

* * *

*Он лаб на зулол аст, ки хамрест биҳиштӣ,*
*Он нуқта на хол аст, ки сиррест илоҳӣ.*
Истифода аз сураи Муҳаммад:15; Воқиа:18-20; Соффот:45-47 ва ғайра.

* * *

*Ба чашми ҷон ту чароғӣ, ки дар миёни зуҷоҷӣ,*
*Зи ишқ оби ҳаётӣ, зи ақл милҳи уҷоҷӣ.*
Маъхуз аз ояти 35-ум сураи Нур.

**IV. Иқтибосҳои қуръонӣ.**

Иқтибосоти фаровони қуръонӣ мӯҷиби пурсамар шудани нахли каломи Хоҷа Камол ва афзудани узубату латофати он гардидааст. Чун қисмате аз иқтибосот дар бахшҳои қаблӣ оварда шуд, дар ин бахш аз такрори онҳо сарфи назар намуда, ба овардани намунаҳои тоза мепардозем. Аз он ҷо, ки намунаҳо бисёранд, мо матолибро ба ду бахш тақсим карда, то ҳадде ҷониби ихтисорро риоят менамоем.

**1. Иқтибоси ибороти қуръонӣ.**

*Аз «сақоҳум раббуҳум» ибриқҳост,*
*То ба лаб пеши лаби мову шумост.*
Иқтибос аз ояти 21-уми сураи Инсон.

* * *

*Гар талабкорӣ, машав дур аз Камол,*
*Лам таҷид баъдӣ «валиййан муршидан».*
Иқтибос аз ояти 17-уми сураи Каҳф.

* * *

*Ба ҷаноби шоҳи мо гар бирасед,*

*Фақрау фиҳи «рафиъ-уд-дараҷот».*
Иқтибос аз ояти 15-уми сураи Ғофир.

*   *   *

*Мо дар ин дайр фитодем ҳам аз рӯзи «аласт»,*
*Дузду девонаву қаллошу хароботиву маст.*
Иқтибос аз ояти 172-уми сураи Аъроф.

*   *   *

*Лаби ту кушт маро, соқиё, ба расми фидо,*
*Бирез хуни сурохӣ, ки «ва-л-ҷуруҳу қисос».*
Иқтибос аз ояти 45-уми сураи Моида.

*   *   *

*Дорем, соқиё, ҳаваси ишрату нишот,*
*Ҷӯёи роҳи майкадаем, «иҳдина-с-сирот».*
Иқтибос аз ояти 6-уми сураи Фотиҳа.

*   *   *

*Гӯянд: Дил зи ҷонон баргир, «ҳоша лиллаҳ!»*
*Ҳаргиз! Чӣ гуна аз ҷон дил бартавон гирифтан!?*
Иқтибос аз оёти 31 ва 51-уми сураи Юсуф.

*   *   *

*Зоди роҳи ошиқон ашк асту рӯйи зарду оҳ,*
*Роҳ аз ин гунаст, «бисмиллаҳ», ки дорад азми роҳ?*
Иқтибос аз ояти 30-уми сураи Намл ва ибтидои тамоми сураҳо, ба ҷуз сураи Тавба.

*   *   *

*Бар дида ниҳанд шояд ин шеър,*
*Наззорагиёни Байти маъмур.*
Иқтибос аз ояти 4-уми сураи Тур.

*   *   *

*Эй маҳи рухсори ту матлаи субҳи яқин,*
*Ғошияи кибриё-т шаҳпари «Руҳуламин».*
Иқтибос аз ояти 193-уми сураи Шуаро ва чанд ояти дигар.

*   *   *

*Ба гадоён назаре доранд шоҳони ҷаҳон,*
*«Лиллаҳилҳамд», туро қоидаи он ҳам нест.*
Иқтибос аз ояти 36-уми сураи Ҷосия.

*   *   *

*Яқин донӣ, ки чашмаш айни фитнаст,*
*Гарат ҳосил шавад «айнуляқин»-е.*
Иқтибос аз ояти 7-уми сураи Такосур.

*   *   *

*З-он лаби пур зи шакар лутф ҳамебораду бас,*
*Ки бипарвард хати ӯ ба «наботи ҳасан»-аш.*
Иқтибос аз ояти 37-уми сураи Оли Имрон.

*   *   *

*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ,*
*Баланду равон ҳамчу «сабъун шидод».*
Иқтибос аз ояти 12-уми сураи Набаъ.

*   *   *

*Буд дар ишқат муроди дидаву дил хун шудан,*
*Ҳар дуро, алҳамдуллаҳ, дар канор аст ин мурод.*

Иқтибос аз ояти 43-уми сураи Аъроф. Ҳамчунин, дар сураҳои Каҳф:1; Сабо:1; Фотир:1; Зумар:74 ин таъбир омадааст.

* * *

*Лайлатулқадре, ки дар вай буд ҳалқа-ҳалқа руҳ,*
*Ёфтам онҳо ҳама дар ҳалқаҳои мӯи дӯст.*

Иқтибос аз ояти 3-уми сураи Қадр.

* * *

*Эй бар камоли қудрати Ту ақли кул гувоҳ,*
*Бар лавҳи кибриёи Ту тавқеи «Ло илоҳ».*

Иқтибос аз ояти 3-уми сураи Фотир. Ҳамчунин, дар сураҳои Бақара:163; То Ҳо:8; Соффот:35; Ҳашр:22; Тағобун:13 ва ғайра ин таъбир омадааст.

* * *

*Фурӯғи шамъи ҷамоли ту мушриқуланвор,*
*Тулӯи кавкаби ҳусни ту фолиқулисбоҳ.*

Иқтибос аз ояти 96-уми сураи Анъом.

Ҳамон гуна, ки мулоҳиза гардид, Хоҷа Камол аз донандагону мӯнисони ҳақиқии каломи илоҳӣ буда, худро ба сарчашмаи сармадии аҳли маънӣ – Қуръони карим пайвастааст ва мазомини амиқу олиро дар партави оёти ин китоби осмонӣ ба назм овардааст. Дар ин мақола илҳомоти Шайх Камол аз 73 сура ва беш аз 250 ояти мубораки Қуръони маҷид тавзеҳ ёфтаанд, ки умед аст дар оянда ба сурати муфассалтар бад-он пардохта гардад.

**Пайнавишт:**


1. Қуръони маҷид. Мусҳаф-ул-мадина ал-мунаввара, 1426.
2. Қуръони карим /Тарҷумаи Баҳоуддин Хуррамшоҳӣ. -Теҳрон: Дӯстон-Ноҳид, 1375.
3. Абдурраҳмони Ҷомӣ. Нафаҳот-ул-унс /Тасҳеҳи дуктур Маҳмуд Обидӣ. -Теҳрон, 1376.
4. Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуаро /Тасҳеҳи Муҳаммад Рамазонӣ. -Теҳрон, 1369.
5. Баҳоуддин Хуррамшоҳӣ. Қуръоншинохт. -Теҳрон, 1385.
6. Камоли Хуҷандӣ. Девон /Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ. -Теҳрон: Суруш, 1375.
7. Камоли Хуҷандӣ. Девон /Тасҳеҳи Эраҷи Гулисурхӣ. -Теҳрон: Суруш, 1374.


*Фахриддин Насриддинов*

## САРЧАШМАЕ НОДИР ДАР МАЪРИФАТИ АШЪОРУ АФКОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Ашъори ирфонӣ ҳама аз тавҳиду дилбохтагӣ сухан мекунад. Танҳо дар ҳамин навъи шеър аст, ки мафҳуми ҷинсияту миллият ва шарқияту ғарбият камрангу беарзиш мегардад ва башарият ҳама «шабнами як субҳи хандон» хонда мешавад.

Пас, бояд дар маърифати густураи ашъори орифона бар фаротар аз маҳдудиҳои нажодиву забонӣ таваҷҷуҳ намуд ва дар таҳқиқи нуктаҳои ноомӯхтаи он таълифоти фозилони дигар миллату донишҳоро низ ба баррасӣ кашид.

Равшан аст, ки ашъори Шайх Камоли Хуҷандӣ дурахшонтарин сафаҳоти адабу ирфони адабиёти моро ба худ ихтисос додааст.

Дар сухан лутфи илоҳӣ дастгири ӯ буда ва ҳамин атияи эзадӣ каломашро оламгир сохтааст.

Чунонки худ фармуда:

*Дар сухан лутфи илоҳӣ ба ту ёр аст, Камол,*
*В-арна сад сол ба фикр ин суханон натвон сохт.*

* * *

*Олам сухани Камол бигрифт,*
*Имрӯз ҷуз ин сухан сухан нест.*

* * *

*Оламе рӯй ниҳоданд бар ашъори Камол,*
*Ки хаёлоти латиф аст дар оби суханаш.*

Чунин мақоми арҷманди ашъори Камол мӯҷиб гардида буд, то дар рӯзгори шоир сурудаҳояш мудавван бигарданд ва аз он таърих ба баъд дар батни шарҳномаҳо, таърихномаҳо, осори ирфонӣ, ҷунгу баёзҳо, маҷмӯаҳои мухталифи ҳикамӣ-адабӣ ва ҳошияи садҳо нусахи хаттӣ дарҷ биёбанд.

Аммо, бо он ки дар ҷамъу тадвин ва маърифати ашъори ин ориф кӯшишҳо сурат гирифтааст, ҳанӯз анбӯҳе аз мероси хаттӣ ҳастанд, ки аз назари аҳли таҳқиқ дур мондаанд.

Дар ин замина, тафсирҳо, бахусус он идда тафосир, ки бо рӯйкарди адабӣ-ирфонӣ навишта шудаанд, аҳамияти хоса доранд.

Худ дар таҳқиқи мақоми тафосир дар бозёфти ашъори Рӯдакиву рӯдакивор, маърифати суханварони ношинохта ва тасҳеҳи сурудаи шоирону орифон баррасиҳои ҷудогона анҷом пазируфтааст (5, 369-396; 7, 65-68 ва ғайра).

Дар омӯзиши мавзӯи мавриди баҳс, бояд муҳимтарин тафосире, ки аз рӯзгори Камол ба баъд таълиф ёфтаанд, ба мисли «Шаҷарат-ут-тур»-и Муҳаммад Ҳазини Лоҳиҷӣ, «Тафсир»-и Яъқуби Чархӣ, «Тафсир»-и Мавлоно Ҷомӣ, «Ситтин-ул-ҷомеъ», «Мавоҳибун Алия» ва «Захровайн»-и Ҳусайн Воизи Кошифӣ, «Тафсири сураи Юсуф»-и Фахриддин Алии Сафӣ, «Зубда»-и Фатҳуллоҳи Кошонӣ, «Тарҷимат-ул-хавос (с)»-и Заворай, «Лавомеъ-ут-таъвил»-и Муҳаммад Маъсуми Астарободӣ, «Тафсир»-и Ибни Бодис ва ғайра мавриди пажӯҳиш қарор бигиранд.

Дар таҳқиқи мавзӯъ набояд ба он тафсирҳо, ки бо забони арабӣ тасниф ёфтаанд, бетаваҷҷуҳӣ намуд. Зеро муҳимтарин тафосири ишорӣ бо забони арабӣ ба қалам омадаанд ва дар бахшҳои таъвиливу таҳлилии онҳо ба ашъори шоирони сӯфимашраб борҳо истишҳод сурат гирифтааст.

Аммо то имрӯз ин навъ тафосир аз чунин манзар дар адабиётшиносии тоҷик омӯхта нашудаанд.

Ин ҷо дар мисоли як намуна аз онҳо – тафсири «Руҳ-ул-баён» бар таҳлили мавзӯъ мепардозем.

Тафсири «Руҳ-ул-баён» навиштаи Шайх Исмоил Ҳаққии Бурусавии Ҳанафӣ (1063 ҳ./1652 м.–1127 ҳ./1715 м.) мебошад. Ӯ сӯфӣ ва муфассири туркии мустаъраб аст, ки дар Айдус ба дунё омад (2, 1, 313). Сипас, ба Буруса кӯчид ва ҳамон ҷо даргузашт. Ба забони арабӣ ва туркӣ таълифот дорад, ки «Рисолаи халилия», «Арбаин», «ал-Фуруқот» аз ҷумлаи онҳоянд (3, 1, 585).

Аз байни осори ӯ, бешак, «Руҳ-ул-баён» аз эътибори хоса бархӯрдор аст. Тафсир гироиши ирфонии амиқ дорад ва бо забони арабӣ навишта шудааст.

Исмоили Ҳаққӣ тафсири худро бо риояти мухтассоти илми тафсир бар машраби аҳли ирфону адаб таълиф кардааст. Чунин хусусияти тафсир сабаб гардидааст, то он дар кишварҳои Ҳинду Покистон, Хуросону Мовароуннаҳр, Шому Миср истиқболи гарм пайдо намояд ва мукарраран табъ ёбад. Табъи ҳафтуми он дар Бейрут аз ҷониби «Дору эҳё ат-турос ал-арабӣ» (1405 ҳ./1984 м.) дар даҳ муҷаллад интишор ёфтааст (1, 1, 256).

Муаллиф ба илму адаби форсии тоҷикӣ пайванди амиқ дорад. Дар тафсир баррасиҳои ирфониву адабӣ ва тамассул ба ашъор, махсусан, шеъри суханварони форсу тоҷик бисёр ба назар мерасад.

Дар байни ашъори истишҳодшуда борҳо бо сурудаи Мавлоно, Ҳофиз, Амир Хусрави Деҳлавӣ, Мағрибӣ, Ҷомӣ, Соиб ва иддае дигар рӯ ба рӯ мешавем.

Бояд таъкид намуд, ки дар ин замина муаллиф ба ашъор ва андешаи Шайх Камоли Хуҷандӣ таваҷҷуҳи хоса доштааст. Истифодаи ӯ аз ашъори Камол дар маърифати ҷаҳонбинӣ ва ҷавҳари шеъри шоир хеле арзишманд мебошад.

Ба он мӯҷиб, ки матолиб фаровон ва майдони баррасӣ фарох аст, ин ҷо таҳқиқи хулосавии мавзӯъро дар чанд бахши умда мувофиқтар медонем.

**I. Шеваҳои истифода.**

Муаллиф, то он ҷо, ки ба назар омад, афзун аз шаст навбат ашъори Камоли Хуҷандиро дар баррасиҳояш иқтибос овардааст. Дар ин гуна мавридҳо дар ибтидо бештар ба сурати «Қола-л-Камол ал-Хуҷандӣ», ки гоҳ-гоҳ ҷумлаи дуоияи «қуддиса сирруҳу»-ро низ дар дунбол дорад, ба сурудаи Камол будани он шеър тасреҳ мефармояд. Ҷой-ҷой ба сурати «Қола-л-Хуҷандӣ», «Қола-л-Камолуддин ал-Хуҷандӣ» ва «Қола-ш-Шайх Камолуддин ал-Хуҷандӣ» низ ба назар мерасад.

Дар аксар маврид ба истишҳоди байте аз Камол иктифо намудааст. Ба нудрат аз ду байти паиҳам ё ду байт аз ғазал ва қитъаҳои гуногун низ истифода ба амал омадааст.

Муаллифи тафсир бештар бо ду ҳадаф аз ашъори Камоли Хуҷандӣ баҳра ҷустааст.

**а) Ҳусни ифодаи матлаб.** Аз баррасиҳои муаллиф бармеояд, ки ӯ дар ифодаи матлаб ба баёни адибона ва ҳусни калом иноят мабзул доштааст. Кӯшида, то каломаш ҳамеша бо ҳикмат, ақволи орифон ва ашъор зинат биёбад ва ҳусни ифодаи матлабро ба бор оварад. Матлабҳо бидуни ҳеҷ ороя низ баёни кофӣ пазируфтаанд, аммо бо афзудани чошнии ҳикамӣ ва перояи адабӣ ҳусну марғубияти бештарро касб кардаанд.

Ин ҷо ва минбаъд ба мӯҷиби костан аз ҳаҷми мақола ва иҷтиноб аз такрори баъзе матолиб иқтибосҳоро танҳо ба сурати тарҷума пешкаш менамоем.

Намуна: «Барои раҳоӣ аз сахтиҳо, агарчи аз ғайри Худо ёрӣ пурсидан, ба таври умум рафторест писандида, аммо он бар мансаби пайғамбарон – ононе, ки эшон афзали мардум ва аҳли тараққӣ мебошанд, шоиста нест. Зеро, он фуруд омадан аз зинаи воло ва тарки авло маҳсуб мегардад. Мусаллам аст, ки анбиё, он гуна, ки ғайри онон бар кабоир итоб меёбанд, бар сағоир мавриди муотаба қарор мегиранд… Аз Молик ибни Динор нақл гардида, ки чун Юсуф ба соқӣ гуфт, ки назди хоҷаат маро ёд намо, Худованд фармуд: «Эй Юсуф, оё ҷуз ман дигареро ба чорасозӣ баргузидӣ?! Дар зиндон мондани туро ҳатман ба дарозо хоҳам кашид!»

Он гоҳ Юсуф бигирист ва гуфт: «Парвардигоро, андӯҳу мусибатҳои зиёд бар қалбам фишор оварданд ва танҳо калимае гуфтам, дигар бар он бознамегардам».

Аз Ҳасан ривоят гардида, ки ӯ ҳар гоҳ он оятро тиловат мекард, мегиристу мегуфт: Чун мусибате бар сари мо ояд, ба мардум паноҳ меоварем, (пас ҳоли мо чӣ гуна хоҳад буд?!)

Камоли Хуҷандӣ фармуда:

*Кист дархур, ки расад дӯст ба фарёди дилаш,*
*Он ки фарёд зи ҷавру ситами ӯ накунад.*
*Порсо пушти фарогат наниҳад бар меҳроб,*
*Гар кунад такя, чаро бар карами ӯ накунад?»*

(6, 4, 464-465)

«Ашк ҳар гоҳ афзун гардад, сиёҳии чашмро аз байн мебарад ва онро ба сапедӣ мубаддал месозаду чашмро нобино мегардонад. Он гуна, ки дар мавриди Шуайб нақл гардидааст, ки ӯ аз муҳаббати Худо чунон мегирист, ки чашмонаш нобино гардиданд. Пас, Худованд дигарбора дидагонашро бино сохт. Яъқуб низ бисёр бигирист, то ин ки нобино гардид. Ин нуктаро тааммул бар сухани зерини Худованд комилан тасдиқ менамояд: «Фартадда басиран» (Пас бино гардид – сураи Юсуф, ояти 97).

Камоли Хуҷандӣ фармуда:

*Зи гиря бар сари мардум яқин, ки хонаи чашм,*
*Фурӯ равад шаби ҳиҷрон зи бас, ки борон аст.* (6, 4, 307)

Гоҳе барои ҳусни ифода ва тақвияти андеша аз чанд байти Камол кӯмак мегирад ва, ҳатто, дар мавридҳое матлабро бо аш-ъори ӯ баён медорад.

Намуна: «Нақл ёфта, ки Юсуф ба ҷониби падараш ҷиҳози зиёд ва дусад роҳила бифиристод ва аз маҳзари ӯ хоҳиш намуд, ки бо аҳлаш ҳамагӣ назди ӯ биёянд».

Яъқуб барои берун омадан омодагӣ гирифт. Хуҷандӣ фармуда:

*Кард ширин даҳани мо хабари ёри азиз,*
*Ки зи Мисрат дигар инак шакаре меояд.*

Пас ҳамроҳи аҳлу авлодаш бо роҳилаҳояшон сӯи Миср рӯй оварданд. Чун ба Миср наздик омаданд, аз он ба Юсуф хабар расонида шуд:

*Сабо зи дӯст паёме ба сӯи мо овард,*
*Ба ҳамдамони куҳан дӯстӣ ба ҷо овард.*
*Барои чашми заифи рамадгирифтаи мо,*
*Зи хоки мақдами маҳбуб тӯтиё овард».* (6, 4, 319)

**б) Таъкиди бештари матлаб.** Муаллифи тафсир мекӯшад, то пас аз баёни матлабе муҳим он маъниро бо намунае аз сурудаи шуаро таъкиди бештар бахшад. Истишҳоди ӯ дар ин гуна мавридҳо собит месозанд, ки муаллиф ба ҳарими ҷаҳонбинии шуарои форсигӯ роҳ ёфтааст ва абёти овардаи ӯ матлаби мавриди назарро таъйиди бештар бахшидаанд.

Намунаҳо:

«Агар пурсида шавад: Чун қазоро дуркунандае нест, пас дар дуо кардан чӣ суд аст? (Посух мегӯем:) Худ сабаби радди мусибатҳову ҷалби хубиҳо қарор гирифтани дуо низ аз қазо аст. Дуо дар ин ҳол чун сипар, ки он барои боздорӣ аз тир хизмат мекунад, қарор мегирад. Сипар, ки бо худ доштанаш дар эътирофи қазо халале намеоварад, дуо низ чунин аст. Худованд тақдиру сабаби он ҳардуро муқаддар сохтааст. Ҳасани Басрӣ фармуда: «Талаби биҳишт бидуни амал гуноҳе аз гуноҳон аст». Ҳамчунин фармуда: «Нишонаи ҳақиқат(-и эътиқод) тарки мулоҳизаи амал аст,

на тарки худи амал». Пас, бар оқил аст, ки то расидани қазову аҷал дар анҷоми аъмоли хайр бикӯшад ва нафсро аз ҳавову хостаҳои номатлуб боздорад.

Қола-л-Камол ал-Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу:

*Бикӯш, то ба каф орӣ калиди ганҷи вуҷуд,*
*Ки беталаб натавон ёфт гавҳари мақсуд».* (6, 4, 377-378)

«Ва гуфтанд: Агар бо ту ҳидоятро пайравӣ намоем, аз сарзамини худ рабуда мешавем. Оё онҳоро дар ҳараме эмин, ки сӯи он ҳар навъ меваҳо (чун) рӯзие аз ҷониби мо фароҳам оварда мешавад, ҷой надодем?! Валекин бештари онон намедонанд» (сураи Қасас, ояти 57) … Дар оят бар рабуда шудан бо ҷазаботи улуҳият аз замини анонияти ишорат рафтааст. Агар сурури қалбро низ бо худ дошта бошад, ҳатман дар ҳарами зот ҳақоиқи тамоми самараҳои руҳониву ҷисмонӣ ва лазоизи ҳар навъ хоҳишҳоро дармеёбад. Аммо камолияти завқи ризқи ладунниро дарнамеёбад, он гуна, ки аксари донишмандон онро намечашанд. Касе, ки намечашад, дарнамеёбад. Камоли Хуҷандӣ фармуда:

*Зоҳид, на аҷаб гар кунад аз ишқи ту парҳез,*
*Кас лаззати ин бода чӣ донад, ки нахӯрдаст?»* (6, 6, 419)

«Аз зоҳири зиндагии дунё огоҳанд» – бо ҳавосси зоҳирӣ завқи ҳаловати асалгунаи хоста ва шаҳавоти дунёро дармеёбанд; «ва онон аз охират» – ва камолоти он ва вуҷдони шавқи хоҳишоти он бо хавосси ботинӣ, ки он баборовараидаи бақои абадист ва шаҳвати асалгунаи дунё, ки муҳлику заҳрогин аст; «онон бехабаронанд» – ба сабаби ғӯта задан дар баҳри башарият ва тарокуми амвоҷи авсофи замимаи он. Камоли Хуҷандӣ фармуда:

*Ҷаҳону ҷумла лаззоташ ба занбӯри асал монад,*
*Ки шириниш бисёр асту з-он афзун шару шӯраш».* (6, 7, 9)

«Қалб маъдани муҳаббати Худованд аст ва муҳаббати дигареро дар он ҷой додан, ситам хоҳад буд.

Хуҷандӣ фармуда:

*Ё дӯст гузин, Камол, ё ҷон,*
*Як хона ду меҳмон нагунҷад».* (6, 6, 23)

**II. Шарҳ ва маърифати ашъори Камол.**

Яке аз самтҳои муҳими таҳқиқоти камолшиносӣ, шарҳи ашъо-ри шоир ва маърифати нуктаҳои пӯшидаи сурудаҳои ӯ мебошад. Имрӯз ҷуз шарҳи чанд байти Камол, ки он ҳам аксар аз забони худи ӯ шарҳу тавзеҳ пазируфтаанд ва ба василаи «Ҷавоҳир-ул-асрор»-и Шайх Озарӣ, «Нафаҳот-ул-унс»-и Ҷомӣ, «Хулосат-ул-ашъор»-и Тақии Кошӣ ва чанд осори дигар то мо расидаанд, дастрас нест. Он чи муосирон анҷом додаанд, дар канори меъёрҳои шарҳнигорӣ ва маърифати ашъори ниёгон хеле камранг аст. Барои дарки маъниҳои амиқ, шарҳи мафоҳими ирфонӣ ва нуктаҳои ғомизи ашъори Камол бояд аз ҳама муқаддам ба он тавзеҳоте, ки худи ӯ бар чанд байти хеш баён доштааст, таваҷҷуҳ намуд. Агарчи, чунин абёт маъдуданд, аммо роҳнамое кофӣ ва тарҳе маълуманд. Имрӯз бояд дар таҳқиқи масъала аз осоре, ки дар онҳо ашъори Камол мувофиқ бо ҷаҳонбинии воқеии ӯ мавриди истишҳод ва баҳрабардорӣ қарор гирифтаанд, кӯмак гирифт.

Бешак, тафсири «Руҳ-ул-баён» аз ҷумлаи чунин осор мебошад ва метавонад дар ин замина барои шарҳнигорон чун сарчашмаи муҳим хидмат намояд.

Дар ашъори Камоли Хуҷандӣ бо истилоҳоти ирфонии сукр, қатъу васл, фанову бақо, сайр, ҷазб, қабз, таҷаллӣ ва даҳҳо намунаи дигар рӯ ба рӯ меоем, ки бидуни

фаҳми онҳо наметавон ба ҳарими андешаи шоир роҳ ёфт. Танҳо бо дарки онҳост, ки парда аз чеҳраи арӯси маънӣ бардошта мешавад ва ҳар навъ ибҳому инкор аз каломи Камол рафъ мегардад.

Камол дар байте аз таъбири «васл» чунин сухан менамояд:

*«Васл муяссар нашавад ҷуз ба қатъ,*
*Қатъ, нахуст аз ҳама бубридан аст.*

Исмоили Ҳаққӣ дар мавриде аз ин маънӣ баҳс анҷом дода менависад: «Тоиби содиқ ва толиби муҳиқ онест, ки аз қавми (бадкори) хеш канора гирифтааст, суҳбати ёрони (бадкеши гузаштааш)-ро тарк намудааст ва аз бародарони каҷроҳи худ бибридааст. Афзун бар ин, ният ҷазм кардааст, ки ҷуз Аллоҳро парастиш нанамояд ва бо истионат аз Худову таваккул бар ӯ, аз ғайри Ӯ ба Ӯ бигрезад ва аз ҳарчи ҷуз Ӯст, рӯй гардонад. Хуҷандӣ фармуда:

*Васл муяссар нашавад ҷуз ба қатъ,*
*Қатъ, нахуст аз ҳама бубридан аст».* (6, 5, 223)

Дар тафсири ояти 135 сураи «То Ҳо» низ ин байт чун тавзеҳгари матлаб иқтибос оварда шудааст. Чунонки омада: «Дар оят бар касоне, ки бо қатъи манозил ва буридан аз ғайри Ӯ ба Худо восил шудаанд ва афроде, ки бо пайвастан бар дигарон аз Ӯ буридаанд, ишора рафтааст. Он гуна, ки Хуҷандӣ фармуда:

*Васл муяссар нашавад ҷуз ба қатъ,*
*Қатъ, нахуст аз ҳама бубридан аст».* (6, 5, 450)

Дар мабҳасе ирфонӣ навишта: «Ҳақро се мартаба аст. Ботинро низ чунин. Мартабаи афъоли Ҳақ, мартабаи сифоти Ҳақ ва мартабаи зоти Ҳақ таоло. Мурод аз афъоли Ҳақ он авомирест, ки Худованд бандагонро ба анҷом доданаш супориш намудааст ва бо он аст, ки ботил – он чи Худо аз он наҳй карда, нобуд сохта мешавад; сифоти Ҳақ – оне, ки бо таҷаллии он ботил – сифоти банда, нобуд мегардад; зоти Ҳақ – он, ки чун Худо бо зоти хеш таҷаллӣ намояд, ботил – тамоми зоту ҳастиҳо, нобуд мегардад. Он тавр, ки ин сухани Худованд – «ҷуз зоти Ӯ ҳама чиз нобудшаванда аст» (сураи Қасас, ояти 88) ва «Бигӯ: Ҳақ биёмаду ботил нобуд гардид» (сураи Исро, ояти 81) бар ин далолат менамоянд.

Касе, ки «ана-л-ҳақ» гуфта бошад, шояд онро дар ҳангоми таҷаллии зоти Ҳақ ё сифоти хосаи Ӯ дар зоти ботили хеш гуфта бошад. Чун зоти ботилу бебақои ӯ дар ҳоли расидани Ҳақ аз байн рафта бошад, ҳақро аз зоти худ бо забоне, ки оростаи сифати Ҳақ аст, баён кардааст ва «ана-л-ҳақ»-ро ба забон овардааст.

Мағрибӣ, қуддиса сирруҳу, фармуда:

*Носиру Мансур мегӯянд: Ана-л-ҳаққ-ул-мубин,*
*Бишнав аз Носир, ки он гуфтор аз Мансур нест.*

Ва Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, фармуда:

*Ҳар кӣ ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бисӯхт,*
*Рамзи «сиваллаҳ» бихонд, сирри «ана-л-ҳақ» шунуд.*

Ва (низ) фармуда:

*Асрори «ана-л-ҳақ» сухани нек баланд аст,*
*Маънийи чунин ҷуз ба сари дор наёбӣ».* (6, 5, 461)

Муаллиф дар мавриди зинаҳои тавҳид менависад: «Тавҳид бар се мартаба аст: Тавҳиди аҳли бидоят, ки он «ло илоҳа иллаллоҳ» аст ва сайри аҳли ин тавҳид дар олами аҷсом мебошад; тавҳиди миёнаравон, ки он «ло илоҳа илло анта» аст ва сайри аҳли ин тавҳид дар олами арвоҳ мебошад; тавҳиди аҳли ниҳоят, ки он «ло илоҳа илло ана» аст ва сайри аҳли ин тавҳид дар олами ҳақиқат мебошад.

Аз латоиф ва суханони бас борики Камоли Хуҷандӣ аст, ки фармуда:

*Тосбозе бидидам аз Багдод,*
*Чун Ҷунайд аз сулукаш огоҳӣ,*
*Рафт дар ҷубба вақти бозиву гуфт:*
*Лайса фӣ ҷуббатӣ сиваллоҳӣ.* (6, 5, 467)

Ҷое дар румузи ҳуруфи фавотеҳуссувар, ки дар истилоҳ «ҳуруфи муқаттаа» хонда мешавад, аз манзари аҳли тасаввуф сухан намуда, абёти Камолро ҳамчун мустанади фикрии хеш далел меоварад. Он ҷо, ки навишта: «Фақир мегӯяд, ки илми ҳуруфи муқаттаа аз ниҳояти улуми сӯфиёни восил мебошад. Зеро онон ба ин илми арҷманд пас аз чиҳил сол аз оғози сулук, балки аз оғози фатҳу кушоиш, мепайванданд. Пас, ин илм аз асрори пӯшида аст. Ҷӯяндааш бояд дар дасти инсоне комил ва муршиде восил солҳои сол тарбият биёбад. Камоли Хуҷандӣ, қуддиса сирруҳу, фармуда:

*Гарат донистани илми ҳуруф аст орзу, сӯфӣ,*
*Нахуст афъол некӯ кун, чӣ суд аз хондани асмо.*
*Ба ноаҳл ар нишон додӣ, Камол, аз хоки даргоҳаш,*
*Кашидӣ куҳли биноӣ, вале дар чашми нобино».* (6, 4, 392)

Дар мавридҳое ба сароҳат менависад, ки Камол дар ин маънӣ чунину чунон гуфта ва абёти ӯро иқтибос меоварад. Бешак, чунин мавридҳо дар шарҳи ашъори Камол хеле судманд мебошанд.

Намуна:

«Ва коналлоҳу ғафуран раҳиман» (ва Худованд Омурзандаи Меҳрубон аст) – (мурод) бас омурзандаи меҳрубон будан аст бар касе, ки мехоҳад. Вале барои касоне мехоҳад, ки ҳикмат омурзиши онҳоро тақозо дорад. Онон афродеанд, ки ба Худову расулаш имон овардаанд. Аммо ғайри эшон, ки нагаравидагонанд, аз ин атия барканоранд… Ҳар кӣ ба Худо бо тавбаи насуҳ рӯй оварад, Ӯ хатову гуноҳонашро аз ду фариштаи нависанда ва он замине, ки дар он маъсият анҷом додааст, фаромӯш месозад.

*Гар ойина аз оҳ гардад табоҳ,*
*Шавад равшан ойинаи дил ба оҳ.*
*Ту пеш аз уқубат дари афв кӯб,*
*Ки суде надорад фигон зери чӯб.*

Камоли Хуҷандӣ дар ин маънӣ фармуда:

*Туро чӣ суд ба рӯзи ҷазо виқояву ҳирз,*
*Ки аз виқояи афваш ҳимояте нарасид.*

Дар оят бар ин ишорат аст, ки ҳар кӣ оташи нафси хеш ва сифоти онро ба оби зикр хомӯш сохта, шаҳаватро тарк намуда бошад, аз оташи нафс раҳоӣ ёфтааст. Ин ҳоли касест, ки ба Худову расулаш имон овардааст» (6, 9, 28-29).

Дар масъалаи мавриди баҳс хусусияти боризи дигар раҳёбӣ ба сарчашмаҳоест, ки метавон аз онҳо дар шарҳу тафсири ашъори Камоли Хуҷандӣ кӯмак гирифт.

Муаллиф дар хилоли баррасиҳои ирфонии хеш аз осори мухталиф баҳра меҷӯяд ва дар мавқеъҳои муносиб абётро иқтибос меоварад, ки ин дар пайванд доштани мавзӯъ бар ашъори муқтабас далели равшане мебошад.

Бешак, дар чунин мавридҳо ашъори Камоли Хуҷандӣ мақоми хоса дорад.

Дар ин гуна баррасиҳо зикри «Баҳр-ул-улум»-и Абӯлайси Самарқандӣ, «Эҳё»-и Ғаззолӣ, «ал-Ҳикам-ул-атоия»-и Ибни Ато, «Таъвилоти наҷмия», «Ҳақоиқ»-и Бақлӣ, «ал-Маърифат»-и Байҳақӣ, «Умдат-ул-эътиқод»-и Насафӣ, «Ҳавошӣ»-и Саъдӣ

фаровон ба назар мерасанд. Ҷой-ҷой аз «Саҳеҳайн» (Бухорӣ ва Муслим), «Мифтоҳ», «Маносик»-и Козарунӣ, «Фатово»-и Қозихон, «ал-Ҷомеъ»-и Қуртубӣ, «Мафотеҳ-ул-ғайб»-и Розӣ, «Фатҳ-ул-қариб», «Иршод», «ал-Уюн» ва чанд асари дигар низ истифода сурат гирифтааст.

Ин нукта возеҳ месозад, ки шореҳон набояд дар тафсири шеъри Камол нисбати ин манобеъ ва амсоли онҳо бетаваҷҷуҳӣ намоянд.

Намунаҳо:

«Дар «Ҳақоиқ»-и Бақлӣ омада, ки Худованди пок чунин баён доштааст: Ҳар кӣ аз мартабаи тоат фурӯ афтода бошад, ба дараҷот намерасад, ҳар кӣ дар ибтидо аз муроқибат маҳрум бошад, дар интиҳо аз мушоҳидоту муойинот маҳҷуб мемонад. Аҳли даъвову беҳудагиҳо дар ҳоли назъ орзу мебаранд, ки агар рӯзгорашон дар ғафлат аз тоат бар ҳадар намерафт, машғули даъвову беҳудагиҳо намегардиданд.

(Пас, эй банда,) бар тоати Парвардигорат рӯй овар ва аз даъвову забонкушоӣ дар ҳолот(и орифон) бипарҳез. Зеро дар ин фитнаи бузург аст ва дар он гурӯҳе аз муридон ба ҳалокат афтодаанд. Ҳар кӣ ба ҷонибиислоҳи муомилот рӯй оварад, баракати ин амал ӯро ба қурби Ҳақ ва мақоми амн мерасонад ва ҳар кӣ ин роҳро раҳо кунад, дар ҳалокат ва хавфи бузург гирифтор меояд ва дар ҳоле, ки орзу бурдан суде намеоварад, дар орзуи (наҷот) меафтад.

Ҳофиз фармуда:

*Коре кунем, в-арна хиҷолат бароварад,*
*Рӯзе, ки рахти ҷон ба ҷаҳони дигар кашем.*

Хуҷандӣ фармуда:

*Илму тақво сар ба сар даъвисту маъно дигар аст,*
*Марди маънӣ дигару майдони даъво дигар аст.* (6, 6, 106)

«Дар «Таъвилоти наҷмия» омада, ки ислоҳи афроди маҳҷуб дар ҳиҷоби башарият нисбат ба касони маҳҷуб дар ҳиҷоби руҳоният, саҳлтар аст. Зеро инон ҷаҳолати хешро муътарифанд ва онон бошанд, фирефтаи мақолоти худ мебошанд. Маҳҷубон дар ҳиҷоби башарият ба мӯҷиби гирифторӣ ба лавозимоти башарият аз ёду ҷустуҷӯи Парвардигорашон рӯйгардон ҳастанд ва аз ёду шинохти Парвардигорашон рӯй гардонидани маҳҷубон дар ҳиҷоби руҳоният бошад, ба сабаби иктифои онон ба маорифи маъқулот аст.

Камоли Хуҷандӣ фармуда:

*Бишкан бути ғурур, ки дар дини ошиқон,*
*Як бут, ки бишканананд, беҳ аз сад ибодат аст».* (6, 5, 483)

**III. Маърифати аҳвол ва мақоми ирфонии Камол**.

Огоҳӣ аз ҷаҳонбинӣ, каромот, сулуки орифона ва лавҳаҳои мухталифи зиндагии Камоли Хуҷандӣ дар маърифати дурусти ашъор ва шахсияти ӯ хеле судманд мебошад. Дар ин замина, ҳар чи асноди бештар фароҳам ояд, ҳамон андоза муфидтар хоҳад буд. Ҳатто, агар он санад дар дигар манобеъ вуҷуд дошта бошад, боз ҳам аз аҳамият холӣ нест ва дар таъйиди матлаб кӯмак хоҳад намуд.

Муаллиф дар мавриде аз мубоҳала баҳс анҷом дода, ҷиҳати таҳкими назар аз каромат ва мақоми вилояти Камоли Хуҷандӣ матлаберо нақл менамояд, ки дар маърифати аҳволи ӯ аз асноди муътабар маҳсуб мегардад.

Чунонки навишта:

«Бидон, ки мубоҳалаи анбиёро таъсири азимест. Сабаби он пайванди дилҳои эшон ба Руҳулқудус ва бо ӯ ононро ёрӣ намудани Худованд аст. Он ба изни Худованд дар нафсҳо таъсиргузор мебошад…

Валӣ низ чунин мақому ҳолро дорад. Чун инсонро дуои бад намояд, бар ӯ бо беморӣ, мурдан ё ғайри инҳо аз балоё таъсир хоҳад гузошт.

Нақл гардида, ки Бисотии шоир рӯзе дар маҷлиси шоирон Шайх Камолиддини Хуҷандиро бидид ва бигуфт:

*Аз куҷоӣ, аз куҷоӣ, эй лаванд!*

Шайх ҳамон лаҳза дар посухи ӯ фармуд:

*Аз Хуҷандам, аз Хуҷандам, аз Хуҷанд!*

Аммо аз чунин беадабӣ ва муомилаи (ноодамонааш) аз ӯ ранҷидахотир гардид ва он рафторашро ба сармастиаш ҳамл намуда, фармуд: Ин ҷавон сармаст аст.

Бисотӣ онро шунида бадоҳатан гуфт:

*Сияҳчашмест мардумкуш хароби ғамзаи ӯям,*
*Аз он, дар айни ҳушёрӣ сухан мастона мегӯям.*

Он гоҳ ба тариқи ҳаҷв бар ӯ гуфт:

*Эй мулҳиди Хуҷандӣ, риши бузург дорӣ,*
*К-аз ғояти бузургӣ «даҳриш» метавон гуфт.*

Чун Шайх инро шунид, хеле дард кашид ва дар ҳамон маҷлис ӯро дуои бад намуд. Ӯ аз таъсири дуои Камол ҳамон лаҳза бияфтод ва бимурд» (6, 2, 45).

Назди аҳли таҳқиқ ҳанӯз баҳс идома дорад, ки Камоли Хуҷандӣ ба кадом мактаби сӯфия пайванд дорад ва аз чӣ ҷаҳонбинии ирфонӣ пайравӣ менамояд? Ҳофизшиносон бар чунин назар омада, ки Ҳофиз аз маломатиён аст. Бояд дар мавриди Камол низ бар чунин назар иттифоқ намуд. Дар ин замина далелҳо хеле фаровонанд ва баррасии онҳо мавзӯи ҷудогонаест.

Муаллифи тафсир низ зоҳиран дар чунин назар будааст. Зеро иқтибоси зерин, ки ба аҳволу ҷаҳонбинии Камол ишораи сареҳ дорад, бар сиҳҳати ин сухан далолат менамояд: «Маломатия – касонеанд, ки хубиро ошкор намесозанд ва бадиро низ намепӯшонанд, зеро дилҳои худро барои Худо холӣ сохтаанд. Дар бозорҳо мегарданд, бо мардум бо каломи омма гуфтугӯ менамоянд ва дар баъзе ҷойҳои фасод, ба хотири мушоҳидаи қазову қадари илоҳӣ ва бо мардум дар шар мувофиқати зоҳирӣ доштан, ҳузур меоваранд.

Аммо дар асл онон бандагони хоси Худованд мебошанд ва мурод аз ин қавли Пайғамбар (с) эшон ҳастанд: Дӯстонам дар зери пӯшиши мананд, ононро ҷуз ман касе намешиносад.

Ҳофиз фармуда:

*Макун ба номасиёҳӣ маломати мани маст,*
*Кӣ огаҳ аст, ки тақдир бар сараш чӣ навишт?*

Хуҷандӣ фармуда:

*Бархез, Камол, аз сари номус, ки риндон,*
*Карданд иқомат ба сари кӯи маломат».* (6, 6, 250)

Мисоли чунин матолиб дар хилоли баррасиҳои муаллиф кам нестанд. Аз иқтибосҳои овардашуда ва маҷмӯи матолиби марбут ба мавзӯъ ҷаҳонбинии воқеӣ ва мақоми баланди ирфонии Шайх Камоли Хуҷандӣ равшан мегардад. Муаллифи тафсир тавониста, то Камолро, чунонки бояд, ҳамчун орифи восил, муршиди комил,

пешвои покроҳ ва шоире, ки сарчашмаи андешааш аз кавсари маърифати илоҳӣ сероб гардидааст, муаррифӣ намояд.

Шоистаи ёдоварист, ки абёти дар ин баррасиҳо овардашуда, аксар бо нусхаҳои дастхатти девони Камоли Хуҷандӣ, бахусус қадимтарини онҳо, ки дар Китобхонаи Остони Қудси Разавӣ таҳти шумораи 529 нигоҳдорӣ мешавад, забти ягона доранд. Байни тафсир ва қисме аз нусхаҳои тасҳеҳёфта дар забти вожаву таъбир, мисраъ ва тақдиму таъхири абёт тафовутҳо ба назар мерасад. Ин навъ мисолҳо дар маҷмӯъ бар аҳамияти тафсир дар тасҳеҳу танқеҳи ашъори Камол далолат менамоянд.

Албатта, ин масъала аз мабоҳиси матншиносист ва маҷолу баррасии ҷудогонаро тақозо дорад.

Баррасиҳо собит месозанд, ки ашъор ва ҷаҳонбинии Камоли Хуҷандӣ ба муаллифи тафсир хеле таъсиргузор будааст. Ҳамин амр мӯҷиб гардидааст, то ӯ дар мабҳасҳои муҳими тафсири худ аз сурудаҳо ва матолиби алоқаманд ба аҳволи Камол ба касрат баҳра бубарад.

Таҳқиқи ҳамаҷонибаи мавзӯъ дар мисоли тафсири бузурги «Руҳ-ул-баён»-и Исмоил Ҳаққии Бурусавӣ, ки бештар аз панҷ ҳазор саҳифаро фаро гирифтааст, аз тавони як нафар ва як мақола берун аст. Шояд чи бисёр нуктаҳои тоза дар маърифати шахсият, абёти арабӣ, намунаҳо аз гуфтор ва насри Камоли Хуҷандӣ дар сатрҳои ноомӯхтаи ин асар ва дигар осори гаронбаҳо мавҷуд бошанд.

Итминон дорем, ки бо таамму қи бештар бар ин тафсир ва дигар сарчашмаҳои арабӣ, метавонем аз ин нуктаҳо огоҳӣ пайдо созем. Умедворем, бо таваҷҷуҳи нерӯҳои фикрӣ омӯзиши ин мавзӯъ вусъати бештар меёбад ва густураи камолшиносӣ майдони фарохтареро касб менамояд.

**Пайнавишт:**


1. Донишномаи Қуръон ва қуръонпажӯҳӣ/Зери назари Б. Хуррамшоҳӣ.-Ҷ.1.-Теҳрон:Дӯстон-Ноҳид, 1377.
2. Зириклӣ, Хайриддин. Қомус-ул-аълом.-Ҷ.1.-Бейрут:Дор ал-Маърифат, 2007.
3. Исмоилпошшо ибни Муҳаммадамин. Эзоҳ-ул-макнун.-Ҷ.1.-Бейрут:Дор ал-кутуб ал-арабийя, 2008.
4. Камоли Хуҷандӣ.Девон/Нусхаи хаттии Остони Қудси Разавӣ, маҳфуз дар шумораи 529.
5. Фахриддин Насриддинов. Арзишҳои адабӣ дар тарҷума ва тафосири куҳани форсӣ-тоҷикӣ.-Хуҷанд:Ношир, 2012.
6. Ҷомеъ-ут-тафосир – Мавсуъат-ул-қуръонийя, бахши «Руҳ-ул-баён».-Теҳрон: Ширкати нур, 1390.
7. Шиҳобиддинов Саиднуриддин. Ду байти нав аз осори Рӯдакӣ // Рӯдакӣ (Фаслномаи адабӣ ва фарҳангии Ройзании фарҳангии ҶИЭ дар Тоҷикистон). – Душанбе, 2005-2006.



*Худоӣ Шарифов*


## БУНЁДИ МАРДУМИИ ИРФОНИ ШАЙХ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Аз замони зиндагии Шайх Камоли Хуҷандӣ шашсад сол сипарӣ шудааст. Дар ин муддат дар низоми илмӣ ва фарҳангии ҷаҳон тағйир ва дигаргунии зиёде ба вуҷуд омадааст ва қурби осори ҳунарӣ аз санҷиши чеҳраи рӯзгор гузашта ва аз ҳайси арзиш

костӣ ёфтааст. Аммо чунин ба назар меояд, ки баъзе аз падидаҳои ҳунарӣ ва маънавӣ фақат дар ақибгоҳи таърих дар мақоми фаромӯшӣ намондаанд, балки шукӯҳ ва шуҳрати онҳо бо гузашти рӯзгорон болотар ва рафеътар шудааст. Маълум мешавад, ки инсоният дар ҳар асру замоне чизҳое ба вуҷуд меоварад, ки арзиши номаҳдуд доранд. Шуҳрате, ки имрӯза шеъри Ҳофиз дар ҷаҳон дорад, гумон намеравад, ки дар умри худи шоир дар ин марҳила буда бошад, айни ҳаминро дар бораи шеъри Камоли Хуҷандӣ низ мебинем.

Гуфтанист, ки донишмандони дину мазҳаб ва фарҳангу ҳунар аз замони Камол то ба имрӯз дар сухани ӯ назар кардаанд ва ҳар як мувофиқи мавқеъ ва пиндори фикрии худ дар бораи ҳамин гуна арзиши ҳамагонии шеъри Камол изҳори ақида кардаанд. Муҳаққиқ ва ношири девони Шайх Камоли Хуҷандӣ Эраҷи Гулисурхӣ аст, ки чанде аз навиштаҳои донишмандони гузашта ва муосирро дар бораи хосияти шеъри Камол дар муқаддимаи китоб овардааст. Ба эътиқоди мо саҳеҳтар аз ҳама навиштаи Абдурраҳмони Ҷомӣ аст ва ин бесабаб нест. Ҷомӣ дар ақида, мазҳаб, самти дониш, дар фарҳангу ҳунар, одоб ва, ҳатто, тариқати сӯфия роҳ ва равиши Камолро дошт ва куҷо метавонад аз ботини Камол ва шеъраш аз вай огоҳтар бошад? Афроди дигар ба ин маъно ё дар мақоми Ҷомӣ нестанд ва ё аз дидгоҳи дигар, на аз андарун, ба Камол ва шеъри ӯ нигаристаанд. Назар аз берун ё зоҳир ногузир ба ҷуз дарёфти ҳақиқат, диду услуб ва бори худхоҳии муаллифро низ дар замири худ дорад. Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» менависад: «Вай бисёр бузург будааст ва иштиғоли вай ба шеъру такаллуф дар он сатр ва талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият боз намонад» (3,18).

Абдурраҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» менависад: «Шайх Камоли Хуҷандӣ, раҳимаҳуллоҳу таоло, дар латофати сухан ва диққати маонӣ бар мартабае аст, ки беш аз он мутасаввир нест, аммо муболаға дар он шеъри вайро аз сарҳади саломат берун бурдааст» (3,25).

Бархе аз донишмандоне, ки Гулисурхӣ дар муқаддимаи китоби худ дар зоти шеър овардааст, ба ин қарор аст. Рипка: «Судӣ дарки ашъори ӯро бар хилофи Ҳофиз осон намедонад; Хуҷандӣ ғазалсарое аст латифтабъ ва ба буҳури сода ва равон бештар алоқаманд аст». Бертелс: «Дар зери пардаи он суханони ошиқонаи Камол шикоят ба иҷбор, маҳрумият аз озодии шахсӣ ва, ҳамчунин, завқи зиндагонӣ ва тааллуқи хотир ба ҳамаи мавҷудоти зинда нуҳуфтааст». Брагинский: «Ӯ аз ғазалсароёни бузурге аст, ки зимни ашъори худ ба табақоти ҳокима ва рӯҳониён тохтааст» (3,30-31). Дуктур Забеҳуллоҳ Сафо: «Ӯ дар тасаввуф комилиёр, дар иршод дорои калимаҳои нофиз, дар зуҳду тақво ба ниҳоят, дар шеъру одоб устод буд» (3,35-36).

Дар Тоҷикистон профессор Шарифҷон Ҳусайнзода муддати мадиде дар бораи зиндагонӣ ва эҷодиёти Шайх Камоли Хуҷандӣ пажӯҳиш ва таҳқиқ дошт ва инак андешаи ӯ роҷеъ ба эҷоди адабии Камол бо ин суханон хулоса мешуд: «Камол шоири ишқу муҳаббат аст, ишқу муҳаббат сардафтари эҳсосоти шоир аст. Истеъдод ва завқи шоиронаи ӯ дар ин боб беҳтар таҷаллӣ мекард. Камол орзу ва мароми қалби худро ба забон меоварад ва ба қавли худаш аз ишқ дурҳои нодир месуфт:

*Фарҳод ба ҷуз санг намесуфту ман имрӯз,*
*Дур(р) суфтаам аз ишқ, бубин санъати устод.*

Ба назар чунин мерасад, ки камтар шоире монанди вай ишқро дарк ва баён карда бошад. Ӯ дар ҳар лаҳза ва дар ҳама ҷо бо хаёли маъшуқаи саркаш ва нигори нозанине зинда буда ва ба муҳаббати ӯ нафас гирифтааст. Ин навъ ҷонбозӣ ва фидокорӣ дар роҳи ишқ ва асири ҳусни фиребандаи маъшуқа шудан барои вай ихтиёрӣ набуда, балки фитрӣ ва зотӣ будааст» (1,4-5).

Гулисурхӣ ақидаи худро ба шеъри Камол ба манзалаи «Камол чӣ гуна меандешид? Зиндагӣ ё андешаи сӯфиёнаи ишқ дар осори Камол» чунин матраҳ кардааст: «Камол каломе ҷуз дар пайи ишқ ва зебоӣ насурудааст. Ӯ ҷаҳонро дур аз бадӣ ва ранҷ тарсим мекунад ва ба ростӣ ҳама чизро зебо мебинад ва бар он таъкид мекунад. Ширинӣ ва зебоии зиндагӣ фақат ишқ аст. Шоир ҳаргиз аз ин ишқи фарогир ва андӯҳи он рӯ барнагардонидааст ва дуруст монанди Ҳофизи Шерозӣ аз нуқтаҳое гом бармедорад, ки наметавон гуфт ишқи ӯ ҳақиқӣ ё маҷозӣ аст. Гурӯҳе бо такя бар андешаҳои сӯфиёнаи он даврон эътиқод доранд, ки дар ашъори Камол ишқ баёнкунандаи андешаҳои орифонаи ӯст ва роҳест дар сӯфигарӣ. Гурӯҳи дигар, бахусус, пажӯҳишгарон ва донишмандони ҳафтод соли охир, ҳамаи он ишқро ба ғамзаи чашм ва абрӯе вобаста медонанд ва онҳо, ки хостанд ин ду бардоштро оштӣ диҳанд, эътиқод доранд, ки сухани Камол аз ин ишқ ба зоҳир ҳадафаш фақат ботин будааст, ки нависанда пажӯҳишгари он нест ва меафзояд, Камоли Хуҷандӣ дар ғазалиёти худ ҷо ба ҷо тасреҳ мекунад, ки ошиқи зебоӣ аст, яъне аз зебоӣ лаззат мебурда ва онро ламс мекардааст, ки халқи ҷаҳон яксара ниҳоли Худоянд:

*Камол ошиқу ринд аст ҳолиё зи азал,*
*Зиҳӣ саодат, агар то абад чунин бошад (1,56).*

…Воқеъ он аст, ки ӯ ҳар чӣ дар дилаш мавҷ мезада, месурудааст. Шеъри ӯ аз таҳи дил суруда шуда ва ба ҳамин ҷиҳат дар буни ҷони хонанда ҷо мегирад. Каломаш сахт самимӣ аст ва дар ин печидагӣ равон ва ҳамзабон бо дили ҳар инсон аст. Ба ҳамин ҷиҳат на фақат доноён ва аҳли ирфон, балки ҳар инсоне метавонад ниёзи худро дар ғазалиёти Камол ҷустуҷӯ кунад. Гӯё истеъдод ва завқи ӯ дар ҳолу ҳавои ишқ мешукуфад ва дар ҳамин ҳолу ҳавост, ки зеботарин ашъори забони форсиро, ки гоҳ-гоҳ бар каломи гӯяндагони бузурги сарзамини порсӣ паҳлӯ мезанад, сурудааст… Шояд камтар шоире чун Камол ишқро инчунин дар буни ҷонаш дарк карда ва ба ин содагӣ баён карда бошад (1,58). Ба ростӣ наметавон гуфт, ки он ишқе, ки Камол дар ҳар ғазал борҳо ба он ишора мекунад, ба инсон аст ё Худои инсон ва ё ҳар дуи онҳо ва ё яке аз онҳо…. Ӯ низ чун Ҳофиз дар ғазалиёти худ масоили ошиқонаро бо зовияҳои бас орифона матраҳ мекунад ва бо ҳам меомезад, ки посухи суоли нахустини моро ба ишкол ва ғайри мумкин мекашонад ва шояд ҳамин шеваи шоирона ва орифона аст, ки бартарию зебоии шеърии Камолро дар худ дорад (1,60).

Бо гуфтаҳои ин донишмандон ва касоне ҳам, ки дар ин ҷо номашон зикр нашуд, метавонем сифоти умдаи шеъри Камолро мушаххас кунем. Сухани Абдурраҳмони Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» возеи ҳолоти равони Камол аст, ки шеър аз сӯе сатру талбис ва аз сӯи дигар зоҳири ботин аст. Ҳар дуи ин матлаб наздикӣ ба як маъно дорад. Монанди он ки гуфта бошем дар бораи зоҳири ботин ё ботини зоҳир. Сухани Ҷомӣ сахт тасдиқӣ ҳам нест ва дарвозаи такмили ин андешаро барои дигарон намебандад. Сухани Ҷомӣ дар «Баҳористон», аз мавқеи фунуни адабӣ зоҳир шуда ва ду ҷиҳати шеъри Камолро латофати сухан ва диққати маонӣ, ки аз хасоиси услубӣ аст, ба мушоҳида мегирад. Бертелс ва Брагинский дар шеъри Камол маънои

иҷтимоие ҷустаанд. Рипка ба табъ ва ҳунари шоир ишора карда ва Забеҳуллоҳ Сафо кулли авсофи мазҳабӣ ва ҳунарии Камолро зикр мекунад.

Назарияи дигаре, ки метавонад аз дигарон ҷудо ва мушаххас бошад, ақидаи Шарифҷон Ҳусайнзода ва Гулисурхӣ аст. Онҳо каломи Камолро «ҷуз дар пайи ишқ ва зебоӣ» надидаанд, ки ҳам маънои воқеъгароӣ дорад ва ҳам мазҳабию ирфонӣ. Самимият ва ҳусни шеъри Камол низ дар забони дил буданаш аст. Албатта, баъди ин суханон суоле пеш меояд, ки ин ишқи ҳамагир ва ин зебоии дилпазир чист ва аз куҷост, ки боз ҳам моро ба асли маънои шеъри Камол равона мекунад? Фикр мекунем, ки шеъри Камол аз лиҳози замонӣ ҳанӯз таҳқиқ нашудааст. Ин таҳқиқ бояд дар забони мафоҳим, ишколи ҳунарию маънавӣ ва воқеии шеъри шоир анҷом шавад.

Ин ки Абдурраҳмони Ҷомӣ дар шеъри Камол нисбати зоҳир ва ботин мебинад, моро ба ин андеша фурӯ мебарад, ки Камол худ чӣ касе буд ва сухани ӯ чӣ чиз аст. Ба ин суол метавон ҷавоби содае дод: Камоли Хуҷандӣ соҳиби завқ, ҳассосият, маънавият ва фикри сареҳи форсии мусалмонӣ, мазҳабӣ ва ирфонӣ буд. Вақте Абдурраҳмони Ҷомӣ мегӯяд: «Зоҳир мағлуби ботин шавад» шакли ҳамин андеша ба тарзи суханаш аст, ки сифати хос ва ом дорад: Хос ба маънои сухани хос ё маонии хосси шоир. Ом барои он, ки ба ҳамаи равандагони роҳи муштараки мазҳабию ирфонӣ (сӯфигарӣ) ҷодаи ягона ва тақсимшаванда аст: Роҳе аст, ки Аттор, Шайх Саъдӣ, Ҷалолиддини Румию Фахриддини Ироқӣ, Хусрави Деҳлавию Ҳасани Деҳлавӣ ба он рафтаанд ва Камол низ меравад. Аз ин ҷост, ки ӯ дар маънои сухани дигарон рафтанро ба худ ор намедонад, аз «дуздии Ҳасан» намеҳаросад. Ваҳдати фикрию мазҳабӣ, ваҳдонияти офариниш ва вуҷуди ӯро ба ганҷи хонақоҳ мебарад, то ин ки ваҳдати вуҷудро ифшо ва изҳор карда бошад.

Бино бар ин орияте, ки аз гӯшаи хотири як ҳамзамони мо дар бораи ҳузури андешаи Саъдӣ ё тарзи сухани ҳусн дар шеъри Камол меравад, барои ӯ вуҷуд надорад. Ӯ ба он роҳе меравад, ки рафтаанд ва мераваду медонад. Агар имрӯз мо чунин назарияи мухолифе дорем, пас он роҳро намебинем ва ё роҳи фикру маънавиётамон дигар аст, чӣ ҷои нуқси худро нақизаи салаф дидан. Камол бо он ҳунаре, ки дирӯз эътироф шуда ва имрӯз тасдиқ мегардад, метавонист дар шеър ва ҳунари шахси комилан дигаре бошад, магар ин ки рӯ ба худхоҳӣ ва ҳунарнамоӣ, монанди айёми ҷавонии, масалан Хоқонӣ оварда бошад. Роҳи дуруст, ин аст, ки Камолро чунонки ҳаст, бишносем.

Ба шахсияти яке аз намояндагони тамаддун ва фарҳанги исломии эронӣ бояд аз ду ҷониб бингарем, шахсияти таърихии динию мазҳабӣ ва намояндаи шеъру адаби забони форсӣ. Вале ҷониби аввалиро ба сабаби нокофӣ будани ахбори мавҷуд аз даричаи дувум, яъне шеърҳои сурудашуда, метавон мушаххас кард. Донишмандоне, ки назар дар сухани Камол кардаанд, ба ду ҷиҳати он эътибор додаанд, ки ба зеҳну завқи бинанда ва пажӯҳанда мерасад: Яке мафкура ва маънавиёте, ки ҳолати равонӣ ва қалбии шоирро фаро гирифтаву тасхир кардааст, дувум, ҳунари суханварии ӯ. Бояд бигӯем, ки муҳимтарин падидае, ки Камолро ҳамчун шахсияти маънавӣ ва фарҳангӣ нишон медиҳад, аз васл ва пайванди ин ду ба вуҷуд меояд ва ӯро ба зеҳни орифи фалсафӣ ва омӣ, соҳиби завқи сухани форсӣ баробар месозад ва наздик мегардонад. Ирфони мардумии шеъри Шайх Камоли Хуҷандӣ дар ҳамин нукта аст. Аз ин рӯ, шояд мушкилтарин ҷодаи дарёфти сеҳри сухан ва қудрати шеъри Камол ва на фақат Камол, балки Аттору Мавлавӣ, Шайх Саъдию Хоҷа Ҳофиз ақрони

маънавии онҳо дар ҳамин бошад. Масъалаи муҳими баҳси таҳқиқи адабӣ дар ин аст, ки ба кадом васила зеҳнияти фалсафӣ ва завқу ҳолати ирфонӣ ба шакли ҳунарӣ меояд, ки ҳам лоиқи фаҳм ва дирояти он аст ва ҳам дархури завқу кайфияти ин? Ҳар дуи инҳо моро ба сарчашмаҳои аввалии шеъри мазҳабӣ ва ирфонӣ-фалсафӣ мебарад, то дар маъно ва дар шакли сухани шеъри сӯфия талош карда бошем. Агар таҳлили шеъри ғиноӣ (лирикӣ) дар нисбати таълифи ҳамосӣ умуман мушкилтар бошад, баррасии шеъри сӯфиёна ва ирфонии форсӣ аз он ҳам сахт ва сангинтар аст. Зеҳну фаросати мӯшикофона даркор, ки аз қасидаи «Шикояти пирӣ»-и Рӯдакӣ ва вазъи хотиру назари хоси мардумии ӯ берун оварда шавад, ба шарти ин, ки мо мавзӯъгарои тангназар набошем. Чӣ ҷои сухан аз мушкилии ҷиддии маъно ва шакли шеъри шоире чун Камол аст, ки шояд «зоҳир мағлуби ботин нашавад». Дар диду сабк тасаввуру андеша ё рӯи мавқеи мазҳаби исломӣ ва фалсафаи ирфонии муаллиф ва ё ҳунари суханварии шоири ориф қарор дорад ва ҳол он ки сухан бояд дар бораи як чиз бошад:

**Фалсафаи маънавии каломи манзуми Шайх Камоли Хуҷандӣ.** Аз мутолиаи девони Камоли Хуҷандӣ метавон ба хулосае даст ёфт, ки он ғазале нест, ки имкони таъвили маънои ирфонӣ надошта бошад ва ҳол он ки, масалан, девони Хоҷа Ҳофиз аз ғазали сирф дар маънои дунявӣ гуфта холӣ нест. Аз ҷумлаи ҳаштсаду ҳабдаҳ ғазали асили Камол, ки дар чопи Эраҷи Гулисурхӣ омадааст, фақат дар ду ғазал боре маънои ирфонӣ ва мазҳабие ошкоро нест, ки яке ин аст:

*Бод гулбез шуду бар сари гул жола чакид,*
*Об дар ҷӯву зи пиромуни ҷӯ сабза дамид.*
*Гул зи рух пардаву наргис ба чаман чашм кушод,*
*Сарви шамшод қаду мурғи чаман нола кашид.*
*Хуррам он дил, ки баҳорон паи тартиби димоғ,*
*Бонги мурғи чаману бӯи гули тоза шунид.*
*Бод сӯи чаман омад, ки диҳад мужда, ки боз*
*Гул ба бустону ба гул меваи мақсуд расид.*
*Ҳар кӣ дид он қаду ораз, зи чаман оҳзанон*
*Аввал аз ҷону сар, он гаҳ зи гулу сарв бурид.*
*Бо ту гул дафтари худ хост, ки гирад ба ҳисоб,*
*Боғбон он варақу бод ба гул дарпечид.*
*Умр чун даври гул аз боди ҳаво рафту Камол,*
*Доман аз ёру ба доман гули мақсуд начид (3,414).*

Ду байт аз ғазали дигаре, низ оварда мешавад, ки дар поён боз ишора ба маънои ирфонӣ мекунад. Вале дар оғоз даъвои хоси одамӣ дорад:

*Боз гул доман ба дасти ошиқони худ ниҳод,*
*Ғунча лаб бикшуду булбулро ба боғ овоз дод.*
*Абр дурҳои Адан пеши гулу савсан ниҳод,*
*Бод дарҳои чаман ба рӯи гулбӯён кушод (3,419).*

Чӣ маъние дорад вақте ки шоир дар ҳаштсаду ҳабдаҳ ғазал сухан аз зуҳду мазҳаб ва маслаки худ мегӯяд дар ин қазия, албатта, иҷобате намебуд, агар мо ба зиндагии инсонӣ аз таҷрибаи худ ва дигарон рӯ намеовардем. Дарвоқеъ, рӯзгори одамӣ маҷмӯаи бешу камӣ аст. Гирем, ки фарде аз ҳамаи заруриёти дунявӣ бениёз бошад, боз ҳам дар вай сахтиҳои табиӣ, аз қабили марги дӯстону наздикон дар лобалои рӯзгор ноилоҷ пеш меоянд. Касе, ки сухан бар сухан зам кардааст, ки лобуд(д) дар ниёзҳои сахти худ ба он мурочиат мекунад. Вақте ба ин амри табиӣ дар шеъри Камол эътиборе намебинем, албатта гузашта аз абёту ишороти маъдуде, ки дар таркиби ғазалиёту

баъзе аз қитъаот омадааст, моро дар сари ин маъно ба андеша кардан водор месозад. Ин гуна шахсе кори ин ҷаҳонро ба аслу сабабе вобаста медонад, ки дар дасти иродаи ӯ нест.

Чӣ ҳоҷат аст дар ин ҳол аз шукр ва шикояти рӯзгор сухан гуфтан? Пас, Шайх дар рӯҳонияту маънавияти худ чунон устувор аст, ки дар лаҳзаҳои андеша ӯ аз он берун рафтан наметавонад. Вай ҳамин рӯҳоният аст, ки маънавиёти худро дар қолаби андешаи зоҳирӣ мерезад. Бо вуҷуди ин, эҷоди ғазал барои ӯ завқе холис ва илҳоме танҳои бениёт ҳам набудааст. Агар чунин мебуд, ба қарори маълум, ӯро намешуд, ки шоир гуфта бошем. Ҳамин ки Камол дар ҳамаи ҳуруфи таҳаҷҷӣ ғазал гуфта, далолат бар он мекунад, ки аксари ғазалҳо бо нияту даъвие дар ҳамин маънои арзи ҳол гуфта шудаанд. Далели дигар ин аст, ки вақте шоир дар ҷавоб ё равияи шеъри дигаре сухан мегӯяд, ноилоҷ дар баробари маъно аз пайи шакли гуфтори ӯ ҳам рафтааст. Ба илова, дар кулли ғазалиёти шоир қофияҳои нодир ва тоза ба кор рафтаанд, ки бозгӯи саъю пӯяндагии гӯянда доранд. Коргоҳи ҳунарии шоири ғазалсаро ҳанӯз хуб омӯхта нашудааст, аммо Шамси Қайси Розӣ дар китоби «ал-Муъҷам фӣ маъойири ашъори-л-Аҷам» тартиби иншои қасидаро батафсил кушудааст (2,414-453). Дар корбурди вазну қофия ва санъату тахрири сухан миёни ғазал ва қасида тафовути зиёд нест ва аз ин қиёс эҷоди ғазал барои Камол шуғли ҳунарӣ аст, ки ба ҳар ҳол аз андешаю фикри маънавӣ мерӯяд. Масалан, дар ғазали ҳафсаду якуми девони чопи Гулисурхӣ вожаи «гунаҳ» радиф шудааст, вале дар таркиби қофия ва барои як ғазали таркибӣ бо иштироки «гуна» сохтан, кори шоире ҳунарманд бувад ва гумон намеравад, ки ҳамаи онҳо филбадоҳа аз рӯи шавқи гӯянда ба ваҷд омада бошанд. Ба ин ғазал таваҷҷуҳ кунед:

*Эй дили реши ман аз ҷаври ту ғамгингуна,*  
*Лабат аз хурдани хунам шуда рангингуна.*  
*Баски бар хоки раҳ андохта, бишкаста дилам,*  
*Чун сари зулфи худам сохта рангингуна.*  
*Ҳамчу булбул ману бедорию сад гуна хурӯш,*  
*То ки бошад гули рухсори ту бо ин гуна.*  
*Нарасад қанд ба ширинии лабҳои ту, лек*  
*Ба даҳонат чу расида, шуда ширингуна.*  
*Сурхрӯӣ бувадат пеши муҳиббон ҳама вақт,*  
*То ба хун ранг диҳӣ ашки маро з-ин гуна.*  
*Бар варақ рехт магар сурхии ашки ту, Камол,*  
*Ки суханҳост ба девони ту чандин гуна.*  
*Гарчи ҳам риндаму ҳам дурдкашам, шукри Худо,*  
*Ки наям боре аз ин зоҳиди худбингуна (4,867).*

Инак, дар шеъри Камол асари завқ ва ҳунари шоирӣ ниҳон нест, вале сухани ӯ, гарчи гоҳе ба назар менамояд, ки дар ҳунар ба такаллуфу тасаннуъ рафтааст, барои чунин тасдиқе худи Шайх имкони далел ҷустан намедиҳад. Маънавиёти шеъри Камол сириштию зотӣ аст ва имкон намедиҳад, ки суханаш аз бори табъ канда ва сабуку хасӣ шуда бошад. Шеъри Камол матбӯи маънавӣ аст, на завқию ҳавасӣ ва ишораи Рипка ба гуфтаи Судӣ, ки сухани Камол аз гуфтаи Ҳофиз барои дарёфти хотир сангинтар аст, ба ақидаи банда, комилан ҳақ аст ва иддаои баъзе аз аҳли адаб ба содагии шеъри Камол маҳзи ҳақиқат нест ва то ҷое натиҷаи зоҳирбинӣ мекунад. Худи Камол борҳо ба «калид дар ганҷи ҳаким» будани шеъраш ишора ва аз табъ зодани суханашро таъкид кардааст. Масалан, дар ин байт:

*Табъи ман ҳар чӣ созад ба сари хони сухан,*
*Қисмати туст, агар неку агар бад созад.*

Дигар:

*Табъи ту, Камол, кимиёест,*
*К-аз вай сухани ту ҳамчу зар шуд.*

Дигар:

*Камол, фаҳми сухан нест дар гадотабъон,*
*Сухан дур асту таааллуқ ба гӯши шаҳ дорад.*

Ба ин тариқ, шеър Камоли ҳунар, сухани аз табъ рӯйида ва аз завқу тафаккури фалсафии маънавӣ (мазҳабӣ-ирфонӣ) бузургу баргузида шудааст. Пеш аз ҳама, рӯҳонияте, ки дар фалсафаи маънавии ирфонӣ омадааст ва завқи сухане, ки дар дарёфти зоҳир намоён шудааст, худ ба худ дар ин ҷо ду чизи аз ҳам ҷудо шудааст: Фалсафаи ҳунарӣ ва нақши ҳунарӣ. Чизе, ки ин дуро ба ҳам мепайвандад ва тамос медиҳад, худи шоир аст, ки соҳиби маънавиёти хосе дар заминаи диди рӯҳонию фалсафӣ аст. Агар мо ҳамин инсонро дарёфта бошем, ба кунҳи мардумӣ ва ҷавҳари рӯҳонӣ ва мо буъда-т-табиии шахсият ва андешаи Камоли Хуҷандӣ расидаем. Дар калисоҳои аҳли масеҳии Аврупо симои муқаддасоти ин мазҳаб дар камоли ҳунар нақш гардида ва дар муҷассамасозиҳо низ ҳол ҳамин аст. Донишу завқи тарбиятдида лозим аст, ки дар маънавиёти нуқуши мазбури касе фурӯ рафта бошад. Дар ислом ин амалҳо набуд, ҷои онро асосан шеъру сухан гирифтааст. Аз ин тасвири рӯҳонӣ дар нақши инсонӣ, хориҷ кардани маънавияти фалсафию ҳунарӣ лозим аст.

Аммо ин худие, ки исми Камолро дорад ё ҳолати ҳиссию завқӣ аст, ки аз пайванди зоҳир, аз роҳи хоҳишҳо ё ба истилоҳи фалсафии қувватҳо даст мекашад ва фақат шавқ мемонад, ки бар боли мурғи зоҳир айниятҳо ба чашму гӯши мо мерасад. Чун ин шавқ падидаи ҷавҳари мардумӣ аст, намоёнгари тинат ва дар айни ҳол василаи пайванди шахсияти маънавии шоир бо мардум ҳам ӯст. Аз ин рӯ, шеър пару боли шавқи шоир аст. Аммо ин иштиёқ майли маҳзи зоҳир нест. Кори чунон содае нест, ки аз айният шоир қолаби мармузи назарро ба вуҷуд оварда бошад, балки ҳолати дилу ҷон ба дидаи зоҳирбинӣ пинҳон бар боли рангини воқеа чунон мепайвандад, ки шумо ҳар дуро ба ҳам меёбед ва гурези рӯҳоният ба айният ва баръакс ё ҳамбастагии ҳақиқии ин ду мабдаи вуҷуди инсониро ба вуҷуд оварад. Ва гармию нармии кайфияте, ки дар тану равон маҳсус мешавад, ба чизе ҷуз ба пайванди наздиктарин касе, ки маъшуқа аст, қобили қиёс нест:

*Эй зи сад гулбарг нозуктар танат,*
*Бар ту ларзонтар гул аз пироҳанат.*
*Аз сабо чандон нашуд бӯи ту фош,*
*Пираҳан кард ин хато дар гарданат.*
*Хоки поят ҳаққи мулки дидаҳост,*
*Чанд пӯшад ҳаққи мардум доманат.*
*Хирмани мушк аст зулфат гирди моҳ,*
*Холи мушкин донае аз хирманат.*
*Хат чӣ ҳоҷат ҳуҷҷати ҳусни туро,*
*Рӯйи чун маҳ бас далели равшанат.*
*Ҷон ба тан меояду дил меравад,*
*Аз хиромон омадан в-аз рафтанат.*
*Ақлу дил мехост чашмат аз Камол,*
*Ҳар ду бурдӣ чист дигар бо манат (3,234).*

Албатта, ҳолати завқи Камол мабнӣ бар оро ва назариёти фалсафӣ – ирфонӣ аст. Дар мавриде, ки Шайх аз мавқеи назари андешаи ирфонӣ суҳбат мекунад, он гоҳ андешаи фалсафӣ фикри мустақиме аст, ки сахт пойбанди шахс ё бозгӯи ҳолати хосе нест. Умумияти қонунишудаи назарӣ, гарчи бар забони касе меравад, боз ҳам бозгӯи шахсияти ӯст, вале на мушаххасоти фардияш. Ба ин маъно, Камол муаллими фалсафаи ирфонӣ нест. Ӯ худ дар ин фалсафа дар рӯҳонияти маънавӣ ва андешаи воқеӣ аст.

*Зи шавқи рӯи ту завқест дар ҳадиси Камол,*
*Чу андалеб, ки аз шавқи гул хушилҳон аст (3,243).*

Дар байти поёнӣ ақидаи ирфонӣ – убудият ёфтани дили ориф баён шудааст, ки он ҳам пайванди бевоситаи андешаронӣ надошта ва дар қолаби ҳунарии сухан омадааст:

*Дил чарогест, ки нур аз рухи дилбар гирад,*
*В-ар бимирад ба ғамаш зиндагӣ аз сар гирад (3,467).*

Ин ду рукни шеъри Камол – рӯҳоният ва зоҳир сабаби он шудааст, ки кулли ғазалиёти ӯро ба се даста тақсим кунем:

1.Он ки сухан дар ҳоли гӯянда ба манзури ёр аст;

2.Санъати зоҳир;

3.Камтар ашъоре, ки дар вазъи холиси шоир бошад.

Барои намуна, ғазале аз ин се даста меоварем.

Дар навъи аввал:

*Дил нисори зулфи ҷонон кард ҷони хештан,*
*Ҷон диҳад мург аз барои ошёни хештан.*
*Қумрии нолон, ки ошиқ буд бар болои сарв,*
*Дар сари ӯ кард охир хонумони хештан.*
*Ҳамчу шамъ аз ангубин комам зи ширинӣ бисӯхт,*
*То гирифтам номи он лаб бар забони хештан.*
*Аз лабат кардам сухан, бигзор то номат барам,*
*Чун ба оби зиндагӣ шустам даҳони хештан.*
*Дарди сар овардаам бар дар, бимолаш зери по,*
*Дафъ кун дарди саре аз остони хештан.*
*Гар надорӣ бовар аз бемории ин нотавон,*
*Худ бубин инак ба чашми нотавони хештан.*
*Мехурад хуни ҷигар бе тавба ҷони ту, Камол,*
*Мехурад савганд, бовар кун, ба ҷони хештан (3,519).*

Дар навъи дувум:

*Ин чӣ сарву қаду ин чӣ рафтор аст,*
*Ин чӣ ширин лаб, ин чӣ гуфтор аст?!*
*Ин чӣ хол, ин чӣ орази зебост,*
*Ин чӣ хат, ин чӣ ҳусни рухсор аст?!*
*Ин чӣ мӯй аст в-ин чӣ зулфи дароз,*
*Ин чӣ дилбанду ин чӣ дилдор аст?!*
*Ин чӣ ҳамдам чӣ ҳамнишин, чӣ қарин,*
*Ин чӣ мӯнис, чӣ ҷони ғамхор аст?!*
*Ин чӣ чашм аст в-ин чӣ лаб, чӣ шакар,*
*Ин чӣ доруву ин чӣ бемор аст?!*
*Ин чӣ турра аст в-ин чӣ шаб, чӣ каманд,*
*Ин чӣ дилдор в-ин чӣ тарор аст?!*
*Ин чӣ ҳусн аст в-ин ҷамолу Камол,*

*Ин чӣ хуш булбул, ин чӣ гуфтор аст?! (3,226).*

Навъи савум:

*Хоҷа чаро нишастаӣ, хез, ки рафт корвон,*
*Бор бибанду шав ту ҳам дар пайи корвон равон.*
*Қасри амал чӣ мекунӣ равзани дилкушо, бубин,*
*Кулбаи фақр хуштар аз шоҳнишини хусравон.*
*Рехт баҳори зиндагӣ барги вуҷуду бехабар,*
*Бар сари гул чу наргисӣ, масти шароби арғувон.*
*Нафс, ки кӯҳ барканад, марди Худо биафканад,*
*Панҷаи шер бишканад, зӯри ҳазор паҳлавон.*
*Рӯза гирифта порсо, вирд чӣ хонаду дуо,*
*Гурсунаи серӯзаро бар сари хон бигӯ, бихон.*
*Пир ҳарис бошаду ҳаст зи ҳирс пирият,*
*Он ки ба ҷаннат ойиву боз шавӣ зи сар ҷавон.*
*Чист, Камол, ҷаннати адн, ки нагзарад аз ӯ?*
*Аз ҳама метавон гузашт, аз дари ӯ наметавон (3,810).*

Навъи савум, ки дар ғазали охир вуҷуд дорад, майли Камолро ба зуҳду тақво намоиш медиҳад, гарчи ин навъи ғазал дар шеъри ӯ зиёд нест, онҳо наметавонанд сарфи назар кунанд. Сӯфигарӣ аз зоҳидӣ ҷудо нест ва ҳар кӣ ба сӯи тасаввуф ва ирфон меравад, ногузир абадан тақво меварзад. Аз ин ҷост, ки Камол мегӯяд:

*Камол аз Каъба рафтӣ бар дари ёр,*
*Ҳазорат офарин, мардона рафтӣ (3,783).*

Ин, ки Камол аз Каъба ба дари ёр рафта, ба ҳамон маънои аз зуҳд ба тасаввуф рафтан аст.

Низоми зиндагии гӯшанишинӣ, риёзат ва дигар аъмол аз авсофи зоҳидона аст ва вақте ки Камол дар шеър сирфан аз ҳоли худ сухан мегӯяд, ӯ марди зоҳид аст. Чун ин гуна ашъор дар девони Камол зиёд нестанд, ӯро шоири зоҳид хондан дуруст намеояд. Аъмоли зоҳидона дар дидаи аҳли тасаввуф гароиш ба ду ҷиҳат аст: яке зоҳид дар роҳи Ҳақ – намоиши худхоҳӣ аст, гарчи дар зоҳир даст кашидан аз ҳавову ҳавасро талқин мекунад ва, лизо, тарафи дувум, ки назари сӯфиёни хушоянд нест, риёӣ будани зоҳидӣ дар нисбати ирфон аст. Шайх Камол барои ҳамин зуҳдварзӣ дар шеъраш надорад ва, бегумон, дар рӯзгораш низ надоштааст. Инро ҳам бигӯем, ки риояти русуми шаръӣ барои аҳли ислом фарз ва суннат аст ва дар риёзат ва мушкилоте, ки муслим дар риояти онҳо мекашад, аввал гирифтории зуҳдия аст, вале танҳо оғоз ва, аз ин рӯ, зуҳди ибтидоии Камол ҳамчун эҳсоси динӣ барои ҳар мусалмоне ошност ва чунин ашъоре наметавонанд дар рӯҳ ва равони ӯ таъсир надошта бошад.

Навъи дувум, ғазалҳое аст, ки дар онҳо ба таъбири маълум аз гулу лола ва васфи чаман сухан меравад ва инҳо дар шеъри Камол хеле зиёданд. Аз ҳамин ҷост, ки Камолро шоири бинои зоҳир барои ниҳон сохтани ботин ё сарояндаи ҳусну зебоӣ шинохтаанд. Чаро Камол ба ин тарз ва тариқ сухан мегӯяд? Албатта ин амр, ки Камол сарояндаи ҳусн ва зебоӣ чун як каси соҳибзавқ барои аз ниёзҳои дигари зиндагӣ ба зудӣ аз майдони мулоҳиза бояд дур афканда шавад, зеро чунонки дар боло гуфтем, Камол кам дорад сухане, ки дар он маънои ирфонӣ ва мазҳабӣ набошад. Пас, барои Камол тасвири ҳусн ва зебоӣ воситае аст барои ибрози он чи шоир дар ниҳонхонаи қалбу равони худ дорад. Дар пироҳани ҳунарӣ ё ҳусну зебоии зоҳир намудор сохтани рӯҳоният ва маънавият, балки ҳатто андешаҳои мазҳабӣ ва

сахт фалсафӣ ҳам дар адабиёти забони форсӣ хеле пеш аз Шайх Камол шурӯъ шуда буд ва ӯ яке аз аҳли ин корвони бузурги маънавӣ ва фарҳангӣ аст. Оғози ин роҳ дар таронаҳои Бобо Тоҳир, рубоиёти Абӯсаид Абулхайр ё мансуба ӯ дар наср дар китоби «Кашф-ул-маҳҷуб»-и Ҳуҷвирии Ғазнавӣ ва муноҷоту расоили Абдуллоҳи Ансорӣ ба чашм мехӯрад. Шояд бузургтарин касе, ки фикру завқ ва умури ҳисси илмию ирфонӣ пироҳани тасвири зоҳир пӯшонад, Шайх Аттор буд. Шайх Саъдӣ, Ҳасани Деҳлавӣ ва, аз ҷумла, Камол ҳам ба ин нахл он қадар шираи завқу фикрати мардумию ирфонӣ рехтаанд, ки пӯсту тани ӯро аз шарбату обу танаш ҷудо дидан имкон надорад. Дар ин ҷо аз дидгоҳи ҳунар, одоб ва рӯҳонияту маънавият, фикри илмӣ ва завқу ормонӣ, ки ин дуро ба ҳам мепайвандад, он қадар ин масоил пеш меояд, ки ба мақоли тоҷикӣ «То басе гуфтанд».

Аз тарафи дидании масъала, яъне тасвири сухане агар ҳамин гуна таркиб сохтан мумкин бошад, шурӯъ мекунем. Ин тариқа сухан дар диди зоҳир бисёр сода, равону дилпазир аст. Вақте сухани Ҳуҷвирӣ дар «Кашф-ул-маҳҷуб» ё Шайх Атторро дар «Тазкират-ул-авлиё» ва ё таронаҳои Бобо Тоҳир, Бобо Афзал ва дигаронро мутолиа мекунед, гумон мебаред, ки дар ин бор сабки гӯянда шираи ҷони худро даромехта аст. Ноилоҷ бояд бипурсем, ки ин эъҷози хос(с) аз куҷост? Гоҳе гуфтаанд, ки намояндагони ин равия аҳли мазҳаб ва тариқат буданд ва ин тарз сухани равону содаро пазируфтанд, то ба фаҳму дарёфти мардум наздик бошанд. Шояд ин матлаб ба таври нашинохта дар ибдои ин сабки сухан манзур будааст, лекин ба ақидаи банда сабаби аслӣ нест. Содагӣ ният шуда аз андешаи кӯтоҳу сода бармеояд ва ҳол он ки андешаи орифонро содаи омиёна гуфтан барои бинандаи ноогоҳ мумкин аст ва басеро шигифтии масъала дар ин аст, ки мазҳабиёни соҳибандешаи фалсафӣ, ки орифон аз он ҷумлаанд, бояд забони форсии сахт печида ва душворфаҳмро медонистанд ва баръакс. Қасидасароён, ки дар шеъри мадҳӣ ҳадафи дунявӣ доштанд ва бевосита ё бавосита суханашон ба шунаванда илқо мешуд, бояд сухани роҳатеро ба самъ ва зеҳн мерасонданд. Ин ҳам, ончунонки интизор мерафт, нест. Дар ҳақиқат, дар ин чаман фикр мекунед «ҷои гул хору ҷои хор гул рӯидааст». Албатта, дар сари ин қазия ҳам фикру таҳқиқи зиёд лозим аст.

Дарвоқеъ, зоҳири ҳар чизе хабарнигори андарун ва ботини ӯст. Дар сухани орифон ҳам зоҳири зебои мунаввар бозгӯи вазъи ҳоли дарун аст. Маърифат дар ирфон аз роҳи завқ аст, вале на дар мазоқи ҳастӣ, балки дар ботин, то ҳадде ки пайванди риштаи ҳиссӣ ва мадраки ҳастӣ бо мӯй ва аз он ҳам бориктар бошад. Дар акси ҳол чӣ тавр ба ҷавҳари аслӣ расидан мумкин аст, дар сурате ки ин ҷавҳари рӯҳонӣ ва пайваста бо рӯҳоният, ки маънии таҷридӣ дорад, бо васоили завқию шавқӣ дар вазъи олии маънавӣ ба ҳусул мепайвандад ва ин ҳол ё дарёфтро ваҳдати вуҷуд гуфтаанд. Хуб, куҷост он равзанае, ки ба тасвири зебоиҳои ҳастӣ мебарад? Аз завқу шавқи орифона ба дарёфти ин масъала аз ду ҷониб рафтан мумкин аст, ё аз сӯи вазъи ориф ба зоҳир ё баръакс аз зоҳир ба ботин. Аз тарафи зоҳир биравем нақши воқеӣ, саноеъ ва дар дақоиқи гуфтор санъати хосе, маънои хосе, аз ҷумла дар Камоли Хуҷандӣ хонда мешавад. Дар адабиёти бадеӣ ё ҳунарӣ воситаи ибрози назар шавқӣ аст ва бурҳонию тасдиқӣ нест. Фикри бурҳонию мантиқӣ бар дӯши мафҳумҳост. Завқу шавқ ва ҳассосият ҳамон воситаро меҷӯяд, ки намоиши махсус аст. Шӯру шавқи орифона, агар монанди сухани Ҷалолиддин омехтаи андешаҳои фалсафӣ бошад ҳам, яке роҳи намоиш ё ба зуҳур омадан дорад: Дар пардаи навои ранг ва

айниятҳои дигари ҳастӣ рехтан. Мабдаи шууру шавқи орифона ҳамон ҳаяҷоноти қалбии мардумӣ аст: Шавқ, дидору фироқ, муҳаббат, хушӣ, сӯзу нотавонӣ, ҳусну зебоӣ, қаҳру ситеза ва ғайра, ки агар касе ҳавсала дошта бошад, бишморад, ҳамагӣ аз зоти инсон дур нестанд. Барои ҳамин, ҳар кӣ дар ғазали Камол менигарад, аз омӣ ва доно чизи мувофиқе ба ҳоли худ меёбад. Аммо рӯҳоният ва шавқи ирфонӣ ин завқу шавқи муқаррарии одамиро аз хоҳишҳои ночиз, аз тангназарию тамаъву риё ва дигар олудагиҳои худхоҳона бармедорад. Бино бар ин, вай дар зоҳир ҳусни холис аст ва дар ботин завқу шавқи беолоиш. Агар рӯи андешаи орифона ин маъноро биёварем, тасвир дар шеъри Камол монанди нури офтоб аст, ки гармӣ ва рӯшаниаш эҳсос мешавад, вале мабдаъ, ки рӯҳонияти маъност, дидан надорад.

Гуфтем, ки завқу шавқ аз авсофи инсонӣ аст, ки дар муомилоти мардумӣ дар тӯли таърихи қадиме тарбият шудаанд. Муносибат ба фарзанд ё ишқи духтаре фақат мабнӣ бар сифоти ҷисмонии инсон нест. Шӯру шавқи ирфонӣ дар навбати аввал аз рӯҳонияти динӣ аст, ки рӯҳоният ва маънавиятро меафзояд ва фалсафааш ҷаҳони маънавии ба худ хоси худро дорад ва ҳамин шӯру шавқи махсуси орифона, ки маҷмӯаи тозае аст аз хисоли ботини инсонӣ дар қолаби ҳунар меояд ва шеъри орифонаро тавлид менамояд. Завқу шавқи холиси мардумӣ ё диду дарёфти ҷаҳон ба ин восита адабиёти бадеӣ (ҳунарӣ)-ро тавлид мекунад. Табиист, ки завқу шӯри ирфонӣ дар қолаби сухан шеъри ирфонӣ аст. Пас, ин аз он бояд фарқе дошта бошад. Гарчи ҳар ду накши ҳунарӣ дар маъно буданд, ба ин сабаб сифати муштарак доранд. Дар шеъри муқаррарӣ баландтарин мақоми ҳунару санъат дар натиҷаи шӯру шавқ ва айнияти тасвир падид меояд. Дар шеъри ирфонӣ низ, чун ин қонун қонуни адабиёт аст, бояд ҳамин чиз ба даст биёяд. Дар сухани ирфонӣ авқоъ аз таҳмили шӯру шавқи хосе ба айнияти ашёии тасвир ба даст меояд. Аз ҳамин ҷост шакли links мармуз дар шеъри ирфонӣ ва дар ҳамин аст фарқи шоири вуқӯъгӯй ва вуқӯъбин ва орифи соҳибназари маънавиёти фалсафӣ.

Содагӣ ва равонии шеъру сухани орифонаро низ дар шӯру шавқи ӯ бояд ҷуст. Албатта, шакли равону содаи сухани орифона натиҷаи амалу кӯшиши маҳзи ҳунарӣ нест. Ин амали шоирони маддоҳ ва, умуман, касоне аст, ки шоирии мардумӣ асли зиндагию шуғли рӯзгорашон будааст. Дар шеъри Камол низ падидаи ҳунарӣ аст, вале вай аз камолот аст, на кӯшиши созандагӣ ва ба шеъри ирфонӣ худ табъи нозук, ки тоби олоиш надорад, сайқали ҳақиқӣ медиҳад. Ин сӯзи бешикоят ва ин шавқи беинояти шахси бениёз барои он нозук ва зебост ва маҳз зебоӣ менамояд, ки тамаъ дар худ надорад ва ҳамин чиз аст, ки кулли фарҳанг ва адабиёти ҷаҳонро ба вуҷуд овардааст. Овардани яке аз ғазалҳои шоирро, ки саросар аз назокат ва ҳусн ба ҳам омадааст, лозим медонем:

*Шабе, к-аз оташи ишқи ту ҷонам сӯхтан гирад,*
*Чароғи давлатам он шаб зи сар афрӯхтан гирад.*
*Чу зулфат боядаш умри дарозу ришта з-он афзун,*
*Гар ин чоки гиребонҳо рафиқе дӯхтан гирад.*
*Зи шодӣ барҷаҳам ҳар дам чу гандум бар сари тоба,*
*Гар он хат донаи дилҳо чу мӯр андӯхтан гирад.*
*Ба лаб бояд магас бигрифт ширинифурӯшонро,*
*Чу лабҳои ту дар ишва шакар бифрӯхтан гирад.*
*Зиёдат мекунӣ сӯзи дили мо аз шакарханда,*
*Намак ба реш агар резӣ, ҷароҳат сӯхтан гирад.*

*Зи роҳи Рум, гуфт, овард зулфам аз Ҳабаш лашкар,*
*Ба Чин арзон шавад нофа, гар он ҳинду Хутан гирад.*
*Камол ин гуфта гар мурге барад бар пар ба Ҳиндустон,*
*Биёяд тӯтиву аз ту сухан омӯхтан гирад (3,515).*

Ин ғазал намунаи олиеаст барои навъи дувуми ғазали Камол, ки зоҳиру ботин дар ҳам омехта ва тахмир шудаанд ва аз лиҳози ҳунари адабӣ беҳтарин шакли шеъри ғиноӣ низ дар пайвастагию воқеият ва шахсияти шоир аст, ки маънавияти мардумиро ба вуҷуд меоварад. Ҳамин сифат асоси шеъри ғиноӣ (лирикӣ) дар ашъори шоирони бузурги ориф ва, аз ҷумла, Камол ба беҳтарин шакле намудор шудааст. Аз он зиёда, шеъри онҳо ба рӯҳонияти динӣ ва шавқи ирфонӣ сафои нотакроре ва шӯру шавқи гарми инсоние додааст, ки то забони порсӣ барҷост ва қалбу равони мардум дар ҷӯшу ҳаракат аст, сард нахоҳад шуд.

**Пайнавишт:**


1. Камоли Хуҷандӣ. Ашъори мунтахаб. – Исталинобод, 1959.
2. Розӣ, Шамсуддин Муҳаммад. ал-Муъҷам фӣ маъойири ашъори-л-Аҷам. – Теҳрон, 1338.
3. Шайх Камоли Хуҷандӣ. Девон /Пажӯҳиш ва таҳқиқи Эраҷи Гулисурхӣ. – Ҷ.1.– Теҳрон, 1374.
4. Шайх Камоли Хуҷандӣ. Девон /Пажӯҳиш ва таҳқиқи Эраҷи Гулисурхӣ. – Ҷ.2. – Теҳрон, 1374.


*Ҳамиди Фарзом*

## ТАҲҚИҚ ДАР САБКИ СУХАНИ ШАЙХ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ аз бузургони шуарои орифмашраби давраи Темурӣ ва аз муосирони Ҳофизу Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ будааст ва, чунон ки аз девони шеъри ӯ бармеояд, зоҳиран ба "ваҳдати вуҷуд" ва усулу мабонии тасаввуфу ирфон эътиқод дошта ва ғазалиёту ашъоре дар ҳамин бора сурудааст, аз ҷумла дар ғазале чунин гуфта:

*Қатраӣ, қатра зи дарё чу ба соҳилҳоӣ,*
*Гар ба дарё бирасӣ, қатра наӣ, дарёӣ...*
*Гар на бо Ӯйӣ агар подшаҳӣ, дарвешӣ,*
*В-арна бе хешӣ, агар бо ҳамаӣ, танҳоӣ...*
*Гаҳ дилӣ, гоҳ забон, гоҳ ниҳон, гоҳ аён,*
*Гоҳ оина, гаҳе тӯтии шаккархоӣ...*
*Пеши рӯи ту сад оина ниҳодаст, Камол,*
*Равшан аст оинаҳо, бингар агар биноӣ.*

Ва дар ғазали дигаре завқи ирфонии ӯ бад-ин гуна таҷаллӣ карда:

*Орифи пинҳон зи пайдо хуштар аст,*
*Ганҷро ганҷина маъво хуштар аст.*
*Олами озодагон хуш оламест,*
*Эй дил, он ҷо рав, ки он ҷо хуштар аст.*
*Андар ин пастӣ дилат нагрифт ҳеч,*
*Азми боло кун, ки боло хуштар аст.*
*Ошиқонро дил ба ваҳдат мекашад,*
*Мурғи обиро ба дарё хуштар аст...(2, 17).*

Дар бисёре аз ашъору ғазалҳои Камол ин кашишу ҷазаба ва ишқи орифона намудор аст. Мухтасаран ба зикри чанд мавриди дигар аз ин дасти ашъор иктифо мекунем ва нахуст ба нақли ғазале бас латифу шӯрангез мепардозем:

*Ишқ бар оташ ниҳод дафтари буду набуд,*
*Ояти "фатҳун қариб" сирри ҳақоиқ кушуд.*
*Қатра ба дарё расид, абр бирафт аз миён,*
*Нур фурӯ шуд зи шамъ, шамъ баромад ба дуд.*
*Аз нафаҳоти бухур кавну макон даргирифт,*
*Чун ба ҳам омехтанд оташу миҷмар ба уд.*
*Дар паси оина чист? Қоили ин ҳарф кист?*
*К-оина бо худ надошт, он чӣ ба тӯтӣ намуд?*
*Ваҷҳи дурӯйӣ намонд сурати дебоҳро,*
*Боз бирафт аз миён воситаи тору пуд.*
*Ҷом бидеҳ, ҷон ситон, рӯй мапеч аз зиён,*
*Ошиқи бемояро айни зиён аст суд.*
*Ҳар кӣ ба дори фано ҷуббаи ҳастӣ бидӯхт,*
*Рамзи "сиваллоҳ" бихонд, сирри "аналҳақ" шунуд.*
*Сирри фано гӯш кун, ҷоми бақо нӯш кун,*
*Ҳоҷати тақрир нест, к-аз адам омад вуҷуд.*
*Халқ зи нуқсони ҳол бехабаранд аз Камол,*
*К-аз ҳама бе қилу қол гӯи саодат рабуд (2, 165-166).*

* * *

*Арафоти ишқбозон сари кӯи ёр бошад,*
*Ба тавофи Каъба з-ин дар наравам, ки ор бошад.*
*Чу саре бар остонаш зи сари сафо ниҳодӣ,*
*Ба Сафову Марва, эй дил, дигарат чӣ кор бошад?*
*Қадаме зи худ бурун неҳ, ба риёзи ишқ, к-он ҷо*
*На судои нафҳаи гул, на ҷафои хор бошад.*
*Ба маориҷи "аналҳақ" нарасӣ зи пои минбар,*
*Ки саре шиносад ин сар, ки сазои дор бошад...*
*Накунад Камол дигар талаби ҳузури ботин,*
*Ки қароргоҳи зулфаш дили беқарор бошад (2, 165).*

* * *

*Солҳо шуд, ки дар такупӯем,*
*Ту ба моӣ, аҷаб чӣ меҷӯем?!*

* * *

*Ҳар касе дар ҳарами васли Ту маҳрам нашавад,*
*Ҳар Бироҳим ба даргоҳи Ту Адҳам нашавад.*

* * *

*Мехурӯшад баҳру мегӯяд ба овози баланд,*
*Ҳар кӣ дар мо гарқа гардад, оқибат аз мо шавад.*

* * *

*Магӯ, к-арбоби дил рафтанду шаҳри ишқ шуд холӣ,*
*Ҷаҳон пур Шамси Табрез аст, марде ку чу Мавлоно?! (2, 10).*

Камол дар ашъори дигар низ борҳо номи Аттору Мавлоноро ба эҳтиром бурдааст. Бад-ин қарор:

*Ёр чун бишнид гуфтори Камол,*
*Гуфт: "Мавлоноиву Аттори мо" (2, 9, 20).*

* * *

*Ба Туркистон биё, он хок дарёб,*
*Агар дар Рум Мавлоно наёбӣ (2, 354).*

* * *

*Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Камол,*
*Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст (2, 102).*

* * *

*Он орифи дилсӯхта имрӯз Камол аст,*
*К-аз гуфтаи ӯ гармии Аттор биёбӣ (2, 9, 367).*

Ҷомӣ дар “Нафаҳот-ул-унс” дар бораи ӯ навишта: “...иштиғоли вай ба шеъру такаллуф ситри ҳолу талбисро буда бошад, балки мешояд, ки барои он буда бошад, ки зоҳир мағлуби ботин нашавад ва аз риояти сурати убудият боз намонад. Чунонки худ мегӯяд:

*Ин такаллуфҳои ман дар шеъри ман,*
*“Каллиминӣ ё ҳумайро”-и ман аст...” (4, 611).*

Ҷомӣ, ки худ шоире бузург ва нуктасанҷест, дар “Баҳористон” низ дар боби шеваи шеъри Камол чунин оварда: “...дар эроди амсолу ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳову радифҳои ғариб, ки саҳли мумтанеънамост, татаббуъ аз Ҳасани Деҳлавӣ (1, 155) мекунад, аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест” (2,9).

Чунонки мулоҳиза мешавад, ба вуфури маонии латиф дар шеъри Камол ишорате балеғ намудааст.

Ҳақ ин аст, ки шоири мавриди баҳс, агарчи дар зумраи шуарои тирози аввал нест, вале бар асари завқи хоси ирфонӣ ва татаббуъ дар девони бузургони шуарои пешин, монанди Низомиву Аттор ва Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ ва Мавлавиву Саъдӣ ва Амир Хусраву Амир Ҳасани Деҳлавӣ, бавижа, таваҷҷуҳ ба сабки сухани баъзе аз шоирони номдори муосири хеш, чун Ҳофизи Шерозӣ ва Салмони Соваҷӣ ва Имоди Фақеҳи Кирмонӣ, шеъраш табъан нағз ва дилнишину ҳовии нукот ва мазомини тозаву истилоҳоти бадеъ ва ҷолиб аст, ки пас аз гузашти қарнҳо ҳанӯз ҳам каму беш ба унвони масал дар сухани форсӣ ба кор меравад ва мо бархе аз ин гуна таркиботро, ки дар девони вай ёфтаем, барои фоида дар ин ҷо меоварем:

Кулаҳ бар осмон андохтан:

*Гар аз шавқи ҷамоли гул гирифта лола ҷоми мул,*
*Кулаҳ бар осмон андохт, мо з-он бартар андозем (2, 249).*

Таълими хат гирифтан:

*Хатат бисӯхт ба оташ ҳазор дафтари илм,*
*Надонамат зи кӣ ин хат гирифтаӣ таълим (2, 253).*

Зону задан:

*Маҳи хиргаҳнишин он шаб маро зону задӣ сад ҷо,*
*Чу он турк аз сари мастӣ ниҳодӣ сар ба зонуям (2, 256).*

Даст шустан:

*Камол аз Хизр пурсиш кард васфи чашмааш. Гуфто:*
*“Чу он лаб дидаам, з-он об акнун даст мешӯям” (2, 204).*

Ба гардан гирифтан:

*Шӯридасарӣ ҷумла гирифтем ба гардан,*
*В-он гаҳ чу сари зулфи ту савдои ту кардем (2, 275).*

Чанд мурда Ҳаллоҷ будан:

*Агар ба шеваи Мансур дам занӣ зи «аналҳақ»,*
*Яқин шавад дами охир, ки чанд мурда Ҳалоҷӣ (2, 333).*

Наъл воруна (вожгуна) задан:

*Ман киям гуфтӣ, ки гӯям хоки наълайни манӣ,*

*Моҳи ман, то чанд наъли вожгуна мезанӣ? (2, 370).*

Тардимоғӣ ва хушкмизоҷӣ:

*Магар димоғи ту, сӯфӣ, ба бонги чанг шавад тар,*
*Ки аз қадаҳ накашидӣ азим хушкмизоҷӣ (2, 344).*

Ба риши касе хандидан:

*Зи чист қаҳ-қаҳаи шишаҳои май, донӣ?*
*Ба риши муҳтасиби шаҳр мекунад ханда (1, 444) (2, 395)*

Бадеҳист таваҷҷуҳ ба ҳамин навъи маонӣ мӯҷиб гардида, ки бархе аз ашъори ӯ, агарчи аз сухани дигарон муқтабас аст, дар форсӣ масал шавад. Монанди:

*Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,*
*Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад (3, 210) (2, 103)*

Ва баъзе дигар аз борикбинӣ ва нозукхаёлӣ дар айни лутф ва зебоӣ шеваи гӯяндагони сабки ҳиндиро фарёд оварад. Назири ин байт:

*Нишони шабравон дорад сари зулфи парешонаш,*
*Далели рӯшан аст инак чароғи зери домонаш (2, 229).*

Ногуфта намонад, ки таркиби (Турфаи Бағдод), ки пеш аз Камол дар назму наср мутадовил ва масал буда, дар шеъри ӯ низ омада, чунонки гуфтааст:

*Ҳаргизам рӯзӣ надод ин турфаи Багдод дод,*
*Хирмани уммедро з-он додаам барбод, бод (2, 195).*

**Пайнавишт:**


1. Браун Э. Аз Саъдӣ то Ҷомӣ /Тарҷумаи Алиасғари Ҳикмат. Чопи дувум.-Теҳрон, 1339.
2. Девони Камолиддин Масъуди Хуҷандӣ /Ба тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ.-Табрез, 1337 ҳ.ш.
3. Саъдӣ. Гулистон /Ба эҳтимому тасҳеҳи Мирзо Абдулатимхони Гургонӣ.-Теҳрон,1310 ш.
4. Ҷомӣ, Абдурраҳмон. Нафаҳот-ул-унс /Ба кӯшиши Маҳдии Тавҳидипур.-Теҳрон, 1326 шамсӣ.


*Ҷаъфар Муайяди Шерозӣ*

## ПАЙВАНДҲОИ ҲУНАРИИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ ВА САЪДИИ ШЕРОЗӢ

Бинобар табиати ҳунар ҳар шоире аз шоирони пеш аз худ рангпазириҳо ва баҳрамандиҳое дорад. Камоли Хуҷандӣ ғазалсарои латифҷони қарни ҳаштум ва оғози қарни нӯҳум (даргузашт 803) низ чунин будааст. Дар канори далоили дигар шояд ихтисоси Камол ба ғазалпардозӣ ва ин ки бо фосилае андак – панҷоҳ-шаст сол пас аз устоди ғазал Саъдии Шерозӣ (даргузашт 691) дар муҳити адабии Эрон зуҳур мекунад, сабаб шудааст, ки пайванди ҳунарии ӯ бо ин ситораи шеъри форсӣ пайванде ҳамаҷониба ва сарнавиштсоз бошад.

Шинохти пайвастагиҳои ҳунарии Камол бо Саъдӣ ҳам бахше аз таърихи шеър ва сайри таҳаввули ғазали форсиро равшан мекунад, ҳам ҷойгоҳи дурусти Камол ва шеъри ӯро мушаххас месозад ва ҳам ба сурате табиӣ моро бар иртибототи маънавии ду шоир ишроф мебахшад.

Камоли Хуҷандӣ бо таваҷҷуҳ ба ин ки беш аз 900 ғазали латиф, ки дар девонаш гирд омада, бегумон яке аз дурахшонтарин чеҳраҳои ғазалии шеъри форсӣ ва аз комёбтарин фарҳехтагони мадрасаи ғазалсароии Саъдӣ аст.

Ҳадди бархурдории Камол аз вожагон, таркибот ва таобири Саъдӣ беш аз он аст, ки ҷуз бо ишроф бар ҳар ду девон шинохта шавад. Он чӣ дар ин маврид метавон гуфт, ин аст, ки Камол дар ҳусни истифода аз забони нарму булӯрини Саъдӣ ва имконоти балоғии он дар радифи нахуст аз ғазалсароёни форсӣ ҷой дорад.

Аз ин ки бигзарем, вижагии бориз дар бештаре аз ғазалҳои Камол вусул ё наздик шудани ӯст ба ҳамон кайфияти гурезон ва даст наёфтании «саҳл ва мумтанеъ»-и ҳамон маънои розогине, ки гӯӣ аз оғоз сиккаи онро дар адаби форсӣ ба номи Саъдии Шероз ва ғазалҳои васвасаангези ӯ задаанд.

Он ки шинохте дуруст аз шеъри Саъдӣ, бавижа, аз ғазалҳои ӯ дошта бошад, ба роҳатӣ мепазирад, ки дастрасии воқеӣ ба аносири «саҳл ва мумтанеъ» даст ёфтани ростин аст бар тамоми вижагиҳои даруниву бурунии ғазали Саъдӣ. Ва ин вижагиҳои ҷодуӣ ҳамон ноёфтаи дерин аст, ки бисёре аз гӯяндагони ҳунармандро дар буруҷати нокомиҳо шикаста ва аз пой афкандааст.

Ва ин мақоме аст, ки танҳо се-чаҳор тан аз ғазалсароёни бузург тавонистаанд дар он биболанд (Ҳофиз дохил дар асли ин сухан нест). Ҳофиз он қадар мояҳо ва рангҳову оҳангҳои шахсиву шахсияте дорад, ки ғазалашро, ҳатто, дар мавзӯи пайвастагиҳо бо ғазали Саъдӣ бояд дар фазое хусусӣ ва бо шароите, ки мунҳасиран ба ӯ ва Саъдӣ маҳдуд мешавад, баррасӣ кард. Усулан, замоне ки сухан аз ғазали Саъдӣ, Ҳофиз ва ниме аз ғазалҳои Мавлавӣ меравад, шароити вижа дорад. Ин ҷо ҳариму мақоми «қоба қавсайн»-и шеър аст ва бояд шахси солису робеъро, ҳар кӣ бошад, номаҳрамона, балкиноболиғона бар даргоҳ нигоҳ дошт.

Тафовути инкорнопазирӣ, ки дар миёни ғазали Саъдӣ ва Камол ё дигар ғазалпардозони тавоно ба чашм меояд, бештар марбут аст ба қудрати тасхири беамон ва фарогир дар ошиқонаҳои Саъдӣ. Ин қудрати тасхир, ки ангехтаи тӯфонкориҳои даруни устоди ошиқон аст, на худ ба осонӣ шинохтпазир аст ва на аносири созандаи он. Ростӣ, агар шинохти порае аз масоил номумкин ё душвор набуд, фосилаи тавоноии инсонҳо ва дасткори офаринишро чӣ санҷае меёфтем?

Гузашта аз таваҷҷуҳи корсозе, ки Камоли Хуҷандӣ ба мояҳои аслии ғазали Саъдӣ дорад, бисёре аз ғазалҳои устодро ҳам ба сурати хос писандида ва истиқбол кардааст. Мусаҳҳеҳи девони Камол шаш маврид аз ин истиқболҳоро дар муқаддимаи девон нишон додааст (2). Вале диққат дар анбӯҳи ғазалҳои Камол равшан месозад, ки шумори ин истиқболҳо бисёр бештар аст.

Дар бораи пирӯзии ҳунарии Камол дар ин ғазалҳои истиқболӣ сухани фаровон метавон гуфт. Бо ин ҳама менамояд, ки як доваре санҷида ва мунсифона моро қонеъ кунад, ки дар миёни анбӯҳи ҳангомаи гароне, ки ба ин мухотира даст задаанд, Камол аз муваффақтаринҳост. Камолро дар ин ғазалҳои истиқболӣ мебинем, ки бо қудрате шигарф, ки зоидаи забардастии ӯ дар кори шеър ва шефтагии саршори ӯ ба ҳунари Саъдӣ аст, ғазалҳое бисёр дурахшону дилнишин ба даст медиҳад. Камол ба ҳангоми ин назирапардозиҳо чунон дар ҳолу ҳавои ошиқонаҳои Саъдӣ ва вижагиҳои сохтории шеъри устод фурӯ меравад, ки овояш то ҳадде шигифтангез «саъдиёна» мешавад. Далоили тавфиқи Камол дар шабеҳсозӣ аз ғазалҳои Саъдӣ ва ироаи ишқи сурудҳое, ки аз тозагиҳо баҳраи кофӣ дорад, гуногун аст. Аз он миён, гузашта аз нерӯи шигарфи ғазалпардозӣ, шояд кӯшиш дар эҷоди фазои отифии ҳаммонанд ва ба бозӣ гирифтани завқу эҳсосоти хонанда бо ҳамон ширинкориҳо ва шайтанатҳои бадеии Саъдиро бояд аҳамияти фаровон дод.

Ёдовар шудем, ки шумори истиқболҳои Камол аз ғазалҳои Саъдӣ беш аз он аст, ки тасҳеҳкунандаи девони шоир дар муқаддимаи худ нишон додааст. Низ ишора шуд, ки пайванди ҳамаҷонибаи ҳунари Камолу Саъдиро дар ғазалҳои истиқболии ӯ беҳтар мебинем. Бад-ин тартиб, шояд мутолиаи мустақими ин ғазалҳо масоили мавриди

назарро дар зеҳнамон айнияти бештаре бидиҳад ва беҳтар бошад ба ҷои баҳси интизоӣ воқеияти матлубро таҷриба кунем.

Ин маворидро, ки мо аз миёни 300 ғазали аввали девон (дар яксад сафҳаи нахуст) мушаххас кардаем, ҳамроҳ бо матлаи ғазалҳои сармашқ аз Саъдӣ айнан мебинем ва ба ёд дорем, ки дар ин мутолиа мавзӯоте аз ин даст мавриди назар аст:

1. Иртиботҳои забонӣ дар миёни ғазалҳои Камол ва Саъдӣ;

2. Дастёбӣ ё наздикии Камол ба шеваҳо ва шигардҳои «саҳл ва мумтанеъ»;

3. Дилсупурданҳои Камол ба вазну оҳанг ва ҳолати ғазалҳои Саъдӣ ва ҳудуди тавфиқи ӯ;

4. Шеваҳои тазмини Камол аз шеъри Саъдӣ;

5. Эҳсос ва чигунагии зеҳнияти Камол нисбат ба Саъдӣ дар мавориди истиқбол.

**Истиқболҳо**

***Як:***

Саъдӣ:

*Вақте дили савдоӣ мерафт ба бустонҳо,*
*Бе хештанам кардӣ бӯи гулу райҳонҳо.*

Камол:

*Аз пираҳанат бӯе омад ба гулистонҳо,*
*Карданд пур аз накҳат гулҳо ҳама доманҳо.*
*То хони ҷамолатро орост ба сабзӣ хат,*
*Афканд лаби лаълат шӯре ба намакдонҳо.*
*Гар зулф барафшонӣ, дар по фиканӣ сарҳо,*
*Чун лаб ба ҳадис орӣ, барбод диҳӣ ҷонҳо.*
*Дидори рақиб аз дур афзуд маро гиря*
*Аз абри сияҳ бошад афзунии боронҳо.*
*Бемори туро маҳрам шарбат диҳаду марҳам,*
*Бе чошнии дардат фарёд зи дармонҳо.*
*Ид аст, Камол, ар ёр дорад сари қурбонӣ,*
*«Мо низ яке бошем аз ҷумлаи қурбонҳо» (2,3).*

***Ду:***

Саъдӣ:

*Эй ки раҳмат менаёяд бар манат,*
*Офарин бар ҷону раҳмат бар танат (1,77).*

Камол:

*Эй зи сад гулбарг нозуктар танат,*
*Бар ту ларзонтар гул аз пироҳанат.*
*Аз сабо чандон нашуд бӯи ту фош,*
*Пираҳан кард ин хато дар гарданат.*
*Хоки поят ҳаққу мулки дида аст,*
*Чанд пӯшад ҳаққи мардум доманат.*
*Хат чӣ ҳоҷат ҳуҷҷати ҳусни туро?!*
*Рӯи чун маҳ бас далели равшанат.*
*Хирмани мушк аст зулфат гирди моҳ,*
*Холи мушкин донае аз хирманат.*
*Ҷон ба тан меояду дил меравад,*
*Аз хиромон омадан в-аз рафтанат.*
*Ақлу дин мехост чашмат аз Камол,*
*Ҳар ду бурдӣ, чист ё Раб, бо манат (2,35).*

***Се:***

Саъдӣ:

*Бахти ҷавон дорад он, ки бо ту қарин аст,*
*Пир нагардад, ки дар биҳишти барин аст (1,48).*

Камол:

*Дар сафи дилҳо гами ту садрнишин аст,*
*Мартабаи нола аз ту бартар аз ин аст.*
*Бар ту на танҳо манам фишонда дилу дин,*
*Доия ин аст, ҳар киро дилу дин аст.*
*Кас нашавад сер гуфтаӣ зи висолам,*
*Хосияти умр ногузир чунин аст.*
*Ҳаст сари фитна дар замин сари зулфат,*
*Фитна чӣ бошад? Балои рӯи замин аст.*
*Акси ҷамолат зи чини зулф тавон дид,*
*Матлаи хуршед чун зи ҷониби Чин аст.*
*Марги рақиб омаду ҳанӯз ҷавон аст,*
*«Бахти ҷавон дорад он, ки бо ту қарин аст».*
*Гарчи зи гам пир шуд, Камол, дар ин дард,*
*«Пир набошад, ки дар биҳишти барин аст».*
*Шеъри манат гар ба хотир аст, ки хонӣ,*
*Чист тааммул? Бихон, ки баҳри ҳамин аст (2,53).*

**Чаҳор:**

Саъдӣ:

*Дида аз дидори хубон баргирифтан мушкил аст,*
*Ҳар кӣ моро ин насиҳат мекунад, беҳосил аст (1,41).*

Камол:

*Гарчи аз борони дида хоки кӯи ӯ гил аст,*
*Пои ошиқ дар гил аз дасти дил, аз дасти дил аст.*
*Бандаро гар пеши худ аз муқбилон хонӣ, равост,*
*Ҳар кӣ рӯ дар қиблаи кӯи ту дорад, муқбил аст.*
*Дил ҳама тан ашки хунӣ гашту омад сӯи чашм,*
*То фурӯ ояд равон ҳар ҷо, ки ӯро манзил аст.*
*Дурри ашкам дид бар хоки дару гуфт ин ятим,*
*Рӯзгоре рафту ҳам з-ин сон бар ин дар соил аст.*
*Майлҳо дорад ба ашку оҳи мо он сарвиноз,*
*Сарв бо обу ҳаво ҳар ҷо, ки бошад моил аст.*
*Менагунҷад дар даҳони ӯ зи тангӣ ҷуз сухан,*
*Гар ман ин маънӣ нагӯям, он даҳан худ қоил аст.*
*Тегу ханҷар чун ҳақ омад дар ҳақи хуни ҳалол,*
*Гар бирезад хуни ошиқ, ҳақ ба дасти қотил аст.*
*Нест мушкил дил зи ҷон бардоштан бар ошиқон,*
*«Дида аз дидори хубон баргирифтан мушкил аст».*
*Медиҳӣ пандам зи рӯи хубу мегӯяд Камол:*
*«Ҳар кӣ моро ин насиҳат мекунад, беҳосил аст» (2,80).*

***Панҷ:***

Саъдӣ:

*Офарини Худой бар ҷонат,*
*Ки чӣ ширинлаб асту дандонат (1,78).*

Камол:

*Гар кушандам ба гамза чашмонат,*
*Нест дар дини ишқ товонат.*
*Бар дил омад, нишаст тири ту ҳайф,*

*Ки ҷароҳат кашид пайконат.*
*Лаб ба оби ҳаёт тар накунад,*
*Ташнагонро чаҳи занахдонат.*
*Сарв агар дар чаман кашад майдон,*
*Нест дар ҳусн марди майдонат.*
*Таъна бар гул задӣ ба сад дастон*
*Гар бидидӣ ҳазордастонат.*
*Лаби ту офаридаанд аз ҷон,*
*«Офарини Худой бар ҷонат».*
*Зоҳид ангушт мегазад чу Камол,*
*«Ки чӣ ширин лаб асту дандонат» (2,82).*

***Шаш:***

Саъдӣ:
*Чӣ фитна буд, ки ҳусни ту дар ҷаҳон андохт,*
*Ки як дам аз ту назар барнаметавон андохт (1,17).*
Камол:
*Лаби ту нуқли ҳаётам ба коми ҷон андохт,*
*Ба хандаи намакин шӯр дар ҷаҳон андохт.*
*Гирифт рӯи замин гамзаат ба тир он гоҳ,*
*Каманди зулф суи моҳи осмон андохт.*
*Чу дил бирафт дар он зулф, гамза зад тираш,*
*Зи соҳирист ба шаб тир бар нишон андохт.*
*Ба пистаи даҳанат ҷуз сухан намегунҷад,*
*Шакар ба маглата худро дар ин миён андохт.*
*Чаро зи хони ҷамолат насиби ман нарасад,*
*Хати ту, к-ин ҳама сабзӣ ба рӯи хон андохт.*
*Ба вақти бӯс барад хиҷлат аз гаронии хеш,*
*Саре, ки соя бар он хоки остон андохт.*
*Камол бар қадамат сар чӣ гуна андозад,*
*Зи дур ҳам назаре чун наметавон андохт (2,87).*

***Ҳафт:***

Саъдӣ:
*Бар ман, ки сабӯҳӣ задаам, хирқа ҳаром аст,*
*Эй маҷлисиён, роҳи харобот кадом аст? (1,44).*
Камол:
*Моро на гами нангу на андешаи ном аст,*
*Дар мазҳаби мо мазҳаби номус ҳаром аст.*
*Гӯ, халқ бидонед, ки пайваста фалонро*
*Рух бар рухи ҷононаву лаб бар лаби ҷом аст.*
*Саҷҷоданишин орифи доно, на ки омист,*
*Модом, ки дарбанди қабулияти ом аст.*
*Дар орзуи маҷлиси мо зоҳиди омӣ,*
*Чун уд ҳамесӯзаду ин турфа, ки хом аст.*
*Соқӣ майи дӯшина агар рафт ба итмом,*
*Моро зи лаби лаъли ту як ҷуръа тамом аст.*
*Савдозадаро гӯшаи саҷҷода насозад,*
*Эй мутриби раҳзан, раҳи майхона кадом аст?*
*Бархост Камол аз вараъу гӯшанишинӣ,*
*То дид, ки майхона беҳ аз ҳар ду мақом аст (2,88).*

Афзуданист, ки гоҳ Камол дар ин замина алоқаҳои музоаф аз худ нишон дода ва бархе аз ғазалҳои Саъдиро беш аз як бор истиқбол кардааст:

***Як:***

Саъдӣ:
*Хуш меравӣ ба танҳо, танҳо фидои ҷонат,*
*Мадҳуш мегузорӣ ёрони меҳрубонат.*
Камол:
*Эй рӯи дардмандон бар хоки остонат,*
*Аз обу хок з-он сӯ гавгои ошиқонат (2,35).*
Камол:
*Табъи латиф донад лутфи лабу даҳонат,*
*Фикри дақиқ ёбад сарриштаи миёнат (2,70).*

***Ду:***

Саъдӣ:
*Тӯтӣ нагӯяд аз ту диловезтар сухан,*
*Бо шаҳд меравад зи даҳонат магар сухан (1,462).*
Камол:
*Тӯтӣ лаби ту диду дарафтод дар сухан,*
*Бурд аз даҳони танги ту тунги шакар сухан (2,306).*
Камол:
*Омад лаби ту боз ба сад нукта дар сухан,*
*Ширин ҳикоятест, ки гӯяд шакар сухан (2,288).*

Шуморе аз ғазалҳои дилангези Камол ҳамроҳ бо матлаи сурудҳои мавриди назари ӯ аз Саъдӣ дидем ва бо сабку салиқа ва мояҳои шеърии ӯ ошноии росту таҷаррубе ёфтем. Ба ҳамин манзур меафзоем, ки нахустин дилрабоии ин даста аз ғазалҳои Камол ҳусни матлаъ аст. Намунаҳои чашмгир аз ҳусни матлаъ дар шеъри форсӣ фаровон аст, аммо ҳангоме ки яке аз шигифтиҳои ғазали Саъдиро ба гунаи хос марбут ба ин кайфият бидонем, матлаъҳои дурахшони Камол пайвастагии тозаеро дар миёни ӯ ва Саъдӣ фаро ёд меоварад.

Бештари матлаъҳои Камол, аз ҷумла сароғози чанд ғазале, ки бар онҳо гузаштем «саъдиёна» аст. Ин матлаъҳо ҳам дар чорчӯби сахтигиҳои лафзиву маънавии худ ҳамон кайфияти чандгонаро, ки аз матлаи Саъдӣ мешиносем, ба намоиш мегузоранд. Ин ҷо ҳам, ҳамон зулолии иборат, ҳамон тозагии мазмун ва ҳамон интишори ногаҳонии ҳолати ғазалро ба сурати каму беш баҳсангез дарёфт мекунем. Ин ҷо ҳам дар ҳамон байти аввал ҳаво мегирем, ишқборон мешавем ва ишқу ошиқро бо ҳамаи савдову сараш ламс мекунем. Ин ҷо ҳам бediранги шоири ростину забонгушодаро, ки бо сози дил месарояд, ситоиш мекунем ва ҳамроҳ мешавем.

Ҳусни матлаи маҳбубу манзури Саъдӣ на танҳо ғазалҳои Камол, бавижа, ғазалҳои истиқболии ӯ аз Саъдиро мерояд, балки дар мазмунсозӣ ҳам ба масобаи як мафҳуми истилоҳӣ абзори дасти ӯ мешавад:

*Матлаи анвори ҳусн аст он рухи чун офтоб,*
*Матлае гуфтам бад-ин хубӣ, кӣ мегӯяд ҷавоб? (2,26).*

* * *

*Матлаи ҳусни ҷамол аст офтоби рӯи дӯст,*
*Ҳусни матлаъ бин, ки дар матлаъ ҳадиси рӯи ӯст (2,95).*

Ва аз ҳамин даст аст:

*Маҳ талъати туро ба тамомӣ ғулом шуд,*
*Дар матлаи сухан сухани мо тамом шуд (2,161).*

Ин матлаъҳо ба нисбати абёти дигар аз ороишҳои бадеиву баёнӣ баҳраи бештаре дорад, ки таваҷҷуҳи вижаи шоирро ба онҳо мерасонад. Он чи дар мавриди

ҳусни матлаъҳои Камол ва робитаи сабкии ӯ аз ин роҳ бо Саъдӣ гуфтем, дар мавриди «ҳусни мақтаъ» низ айнан содиқ аст. Санҷиши оғозу анҷоми ғазалҳои Камол бо абёти дохилии он ин мавзӯъро равшан мекунад. Агарчи сухан дар бораи мавзӯъҳое чун «ҳусни матлаъ ва мақтаъ» то ҳадде назариву саликӣ ё марбут ба писанди шеърии замон хоҳад буд, бо ин ҳама дар баррасии 70 ғазали аввал аз девони Камол 25 мақтаъро дорои ҳусн бо муқоисаҳои маълуф ёфтем. Инҳо иборатанд аз: сафҳаи 3 ғазали 2 ва 3/3 – 1/4 - 2/4 – 1/5 – 2/5 – 3/5 – 2/6 – 2/7 – 1/8 – 2/8 – 1/13 – 2/14 – 3/15 – 1/16 – 1/17 – 2/17 – 2/21 – 3/21 – 2/23 – 2/27 – 1/29 – 1/28 – 1/30 – 2/32… Аз инҳо, ки бигзарем, ба далоили равоншинохтӣ ҳар гуна пардохти хоси Камолро ба Саъдӣ ва ҳунари ӯ метавон ва бояд нишони шефтагиву хирагии ҷони ин шоир ба устоди Шерозӣ донист. Дар фазои ҷозибаҳову дилбастагиҳо ҳама чиз ягона мешавад ва рангу нигору зоҳирро асолате нест.

Камол гоҳ ба ёдкарди ягонагии Саъдӣ дар назму наср забон мегушояд ва зарифона дар пешгоҳи устод изҳори кеҳтарӣ мекунад. Ин, дарвоқеъ, пайвастан ба иҷмоъ ва боварии ҳамагонӣ аст ва маънои вижаеро намерасонад, иқрори шоире навсуруд аст ба бузургии нобиғае пешгом, ки агар чизҳои дигареро ҳамроҳ намедошт, ҳушмандон бароҳатӣ аз он мегузаштанд, аммо оби равон ҳамеша бе дастовард нест:

*Ба самъи Миъҷарӣ, эй пайки ошиқон бирасон*
*Ҳадиси шавқу мулоқоту орзумандӣ.*
*Маро худ аз ту чӣ нафъу туро зи ман чӣ зарар?*
*Ки ман туро биписандам, маро ту напсандӣ.*
*Ба назму наср гирифтам, ки Саъдии вақтем,*
*На ман зи хоки Хуҷандам, ту аз Самарқандӣ?*

Бадеъ дар ин қитъа ин аст, ки Камол бо ҳасрате ҳунармандона роҳи касоне, чун Ҳумоми Табрезиро (даргузашт 714 - 715) меравад ва менамояд, ки аз Саъдӣ танҳо бахти Шерозӣ буданро кам дорад. Ин маънӣ дар ғазалиёти Камол ҳам дида мешавад:

*Гар бингарад равонии оби сухан, Камол,*
*Аз чашмасори хеш равад Хизр шармсор.*

Ва савганд мехӯрад, ки Имоди Фақеҳ (даргузашт 773) байте ҳаммонанди абёти ӯ надорад:

*Маро ҳаст аксар газал ҳафт байт*
*Чу гуфтори Салмон нарафта зиёд,*
*Ки Ҳофиз ҳамехонадаш дар Ироқ*
*Баланду равон ҳамчу «Сабъи шидод».*
*Ба бунёд ҳар ҳафт чун осмон,*
*К-аз ин ҷинс байте надорад Имод (2,384).*

Ва дар ҷое дигар меоварад:

*Нашуд ба тарзи сухан ҳаминони мо Ҳофиз,*
*Агарчи дар сафи риндон Абулфаворис шуд (2,161).*

Ва замоне ки хотираш ба Шарқ ва ғазалпардозони он диёр меравад, мегӯяд:

*Камол, чун суханат беҳ зи Хусраву Ҳасан омад*
*Дигар мадор аз ину аз он таваққуи таҳсин (2,310).*

Ва низ:

*Гуфтори латифи ту, Камол, оби ҳаёт аст,*
*Дар зулмати хат зиндадилонаш талабида.*
*Сад дафтари шеър аз Ҳасану Хусраву Салмон*
*В-аз гуфтаи ширини ту як байти ҷарида (2,355).*

* * *

*Дар лутфи табъ Саъдии Шерозӣ, эй Камол,*
*Бовар намекунанд, ки гӯӣ Хуҷандиам (2,263).*

Ва низ:

*Хоки Хуҷандро, ки зи Шероз кам ниҳанд,*
*Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор (2,207).*

Аммо ба ҳар ҳол дар ҳамин қиёси Хуҷанд бо Шероз ҳам беш аз ҳар чиз таваҷҷуҳи Камол ба Саъдӣ эҳсос мешавад. Шояд ҷаззобтарин ва низ отифитарин равобити Камолро бо Саъдӣ битавон дар таки мизробҳои муфохираомези ӯ нисбат ба устод ёфт. Ин нешҳо ба ростӣ бӯи ишқ медиҳад ва ишқ ба Саъдӣ аз сӯи ҳунарманде бузург, чун Камол шигифте надорад. Дар ин ҷо лозим аст бидонем, ки Камол усулан аҳли муфохираву бартариҷӯӣ аст ва касеро аз ин ҷиҳат муоф намедорад.

Дар мавриде бо ишора ба ин воқеият, ки шумори бисёре аз ғазалҳои ӯ ҳафтбайтӣ аст, (эҳтимолан, дар ҳудуди навад дар сад) месарояд:

*Ҳафт байт омад газалҳои Камол,*
*«Панҷ ганҷ» аз лутфи он, ушри ашир.*
*Ҳафтбайтиҳои «ёрон» низ ҳаст,*
*Ҳар яке поку равону дилпазир.*
*Лек аз ҳар ҳафташон ҳак карданист,*
*Чор байт аз аввалу се аз ахир (2,385).*

Ва боз бо истифода аз ҳамин маънӣ дар олами хаёл Хусравро (даргузашт 729) ба ситоиши шеъри худ вомедорад.

(Девон/384)

Ва боз ҳам:

*Камол, аҳсант, гӯ бурдӣ ба ширинкорӣ аз Хусрав*
*Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад (2,131).*

Ва саранҷом муфохираи 11 байтии ӯст дар баландтарин сурудаи девон (2,377-378).

Бо ин ҳама, ба ҳеч рӯй пӯшида нест, ки чун навбати Саъдӣ мерасад, сухани Камол рангу оҳанги дигар мегирад ва аз тамоми мавориди ёдкард, ҳатто, он ҷо, ки муфохираи мустақим дар миён аст, метавон ишқу хузуи ғазалсарои хуҷандиро нисбат ба Саъдӣ эҳсос кард. Дар ин ёдкардҳои отифӣ, ки гоҳ бо таъну танзе зариф ҳам ҳамроҳ мешавад, мояҳои ғибта, ҳасрати ботинӣ ва шефтагии ҳунармандона бар худписандиву ғуруру саркашии шоир мечарбад ва огоҳон онҳоро аз ҳар даст, ки бошанд, ҷуз сурудаҳои ситоишӣ нисбат ба Саъдӣ нахоҳанд гирифт.

Нуктаи бисёр дархури тааммул ин аст, ки Камол дар ин ёдкардҳо бисёр ҳунармандона амал мекунад. Ҷои инҳо маъмулан дар поёни ҳамон ғазалҳое аст, ки дар иқтифои ишқи сурудҳои Саъдӣ офариниш ёфта ва басо ки яке ду мисраи Саъдӣ низ дар ҳар як бофтаву тазмин шудааст. Бинобар ин, бовардоште душвор аст, ки фарзонаи хуҷандӣ, дар ҳоле ки даст дар хони ҳунари устод дорад, ба ростӣ аз назокату каромати шоирона ба дур афтода ва таъну танзаш аз маонии меҳрварзии пинҳонӣ ва «ан-нодирату ло турадду» (нуктаи зариф гуфтанӣ аст) берун бошад. Бе он ки парвои хосе дошта бошем, бар тасовире аз авотифи Камол нисбат ба Саъдӣ бигзарем:

*Дар лутфи табъ Саъдии Шерозӣ, эй Камол,*
*Бовар намекунанд, ки гӯӣ Хуҷандиам (2,263).*

* * *

*Гуфтем ҷавобе на кам аз гуфтаи Саъдӣ,*
*Бал к-ин ду ғазал хубтар аз якдигар афтод.*
*Ин лоф на дархурди Камол аст, валекин*
*«Бо Рустами дастон бизанад, ҳар кӣ дарафтод» (2,119).*

* * *

*Дар шакар рез фикри хеш Камол,*
*Қанди ҳар як сухан мукаррар соз.*
*То биёяд ба чошнигирӣ*
*«Шаккар аз Мисру Саъдӣ аз Шероз» (2,211).*

* * *

*Камол, ар бишнавад Саъдӣ ду байте з-ин ғазал, гӯяд,*
*Ки хоки боғи табъат бурд оби «Бӯстон»-и ман (2,295).*

* * *

*Саъдӣ агарчи тӯтии гӯё бувад, Камол,*
*«Тӯтӣ хамӯш беҳ, чу ту гуфтор мекунӣ» (2,345).*

Мисраи дувум монанди ду намунаи пешин аз Саъдӣ аст ва нуктаи зарифи байт дар ин аст, ки ба ду сурат хонда мешавад. Агар «Саъдӣ»-ро мунодое бихонем, тавозуе аст ростин ва агар «Камол»-ро мунодо бигирем, тараффуе аст сахт густохона. Сурати аввал росттару покизатар аст ё сурати дувум?

Дар девони Камол муфохирае ба тундиву бепарвоии он чӣ дар поёни ғазале латиф нисбат ба Саъдӣ бар қалами ӯ рафта ва посухе сухансанҷонаву танзолуд ҳам дарёфт кардааст, дар даст нест. Ғазалро ба хотири арзиши ҳунарии он ва дарёфти беҳтари мавзӯъ меоварем:

*Ту он шохи гулӣ, эй шӯхи дилбар,*
*Ки оремат ба оби дида дар бар.*
*Чу он рухсору боло боғбон дид,*
*Зи гул барканду бибрид аз санавбар.*
*Ба ҳар масҷид, ки овардӣ ту қомат,*
*Зи ҳайрат гуфт имом: «Аллоҳу акбар».*
*Барам пеши лабу зулфи ту саҷда,*
*Чу хонам ояти «Ва-л-лайл»-у «Кавсар»,*
*Рухат моҳ аст, агар бинам-ш ин моҳ,*
*Ба чашми мо наёяд моҳи дигар.*
*Ҳадиси қанд гуфтам бо лабаш, гуфт:*
*«Малӯлем аз суханҳои мукаррар».*
*Камол, ин нукта гар Саъдӣ шунидӣ,*
*Фурӯ шустӣ ба «Гозургоҳ» дафтар.*

Нахуст, ин ки барои ғазал сармашқе аз ғазалиёти Саъдӣ намешиносем ва менамояд, ки муносибате хос барои овардани номи Саъдӣ дар поёни он набудааст. Дигар, он ки калимаи «нукта» дар байти охир, ки бидуни нусхабадал дар матни девон омада, мусалламан муҳаррифи «гуфта» аст ва ба маънои тамоми ғазал.

Савум ва аслӣ ин, ки тасҳеҳкунандаи девони Камол ғазалро дар баъзе аз манобеи худ бо ду байти дигар, ки дар поён дошта, дида ва бино бар шарти амонат он ду байтро дар ҳошия овардааст:

*На он дафтар, ки дар вай «Таййибот» аст*
*«Хабисот»-аш тарошидӣ саросар,*
*Ки чун оби сухан диду равонӣ*
*Иборат пок гардонад суханвар.*

Диққат дар ин ду байт ва табоини маънавии он бо байти таъномези Камол ва низ сустии бофти он равшан медорад, ки бар хилофи тасаввур ин ду аз Камол нест, балки посухе риндона аст, ки соҳибзавқе ба таъну муфохираи Камол додааст. Ба ҳамин далел ҳам ин ду байт дар маохизи аслии девон набудааст. Вожаи «тарошидӣ» ҳам ки ба ҷои калимаи мутаносиб ва мавриди интизори «фурӯ шустӣ» нишастааст, метавонад далели дигаре бошад бар дугона будани гӯяндагон. Низ ба зеҳн меояд, ки назмкунандаи ду байти охир мақсуд аз «Гозургоҳ» (рахти шӯйхонаи маъруфи Шероз дар канори Саъдия)- ро ба дурустӣ дарнаёфта ва дар натиҷа иборати худро бо «тарошидӣ» пардохтааст.

Сухани поёнӣ ин аст, ки ҳеч як аз шуарои гузашта дар таквини ҳунари ғазалсароии Камоли Хуҷандӣ монанди Саъдӣ муассир набудаанд ва ғазали Камол аз ҷиҳоти гуногун бо ғазали Саъдӣ пайвастагии рост, корсозу шинохтанӣ дорад. Камол ба таври табиӣ аз робитаи бунёдии ҳунари худ ва Саъдӣ огоҳ аст ва ба ҷойгоҳи шоистае, ки илоҳаи шеър дар канори устоди ғазал ба ӯ додааст, болише ҳунармандона ва ногузир дорад.

**Пайнавишт:**


1. Ғазалиёти Саъдӣ /Тасҳеҳи Муҳаммадалии Фурӯғӣ. Чопи аввал. Китобхонаи Брухим.-Теҳрон, 1318.
2. Девони Камоли Хуҷандӣ /Тасҳеҳи Азизи Давлатободӣ. Чопи аввал. Китобфурӯшии Теҳрон.-Табрез, 1337.


*Эраҷи Гулисурхӣ*

## ҲАЛЛОҶИЯ ДАР ОСИЁИ МАРКАЗӢ ВА ТАЪСИРИ ОН ДАР ОСОРИ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ

Камоли Хуҷандӣ агарчи дар каломи худ озодвор сухан мегуфт ва ба ҳеч ойине ишорат намекард, аммо дар воқеъ соҳиби тариқате буд, ки дар шариат тамом шуда ва хомии худро дар он аз даст дода буд. Он замон тариқати Ҳаллоҷ дар манотиқи Мовароуннаҳр аз Ҳироту Балх гирифта то Самарқанд ва Хуҷанд ва Кошғар нуфузи фаровон дошт. Бо таваҷҷуҳ ба ғазалиёти Камол чунин тасаввур мешавад, қабл аз гароишҳои баъдии Шайх замоне тӯлонӣ таҳти таъсири равиши Ҳаллоҷ будааст. Барои каломи нахустин далели мо он аст, ки шояд бо ишораи худи Ҳаллоҷ ва ё ба далоили дигар, ки яке аз онҳо дур будан аз дастгоҳи хилофат метавонад бошад, фарзанду шогирдон ва хулафои ӯ, беш аз ҳама, ба манотиқе, ки ёд кардем, сафар карда ва дар он ҷоҳо саҷҷодаи иршод густаронидаанд. Монанди Абдулмалики Искоф, ки шогирди Ҳаллоҷ буд ва яксаду бист сол дар ҷаҳон зист. Менависанд, ӯ дар Балх бо Шариф Ҳамзаи Уқайлӣ буд. Ҷомӣ менависад: «Падари ман низ бо Шариф Ҳамза ёр буд». Искоф барояш чунин гуфтааст: «Вақте Ҳаллоҷро гуфтам: «Эй шайх, ориф кӣ бошад?» Гуфт: «Ориф он бошад, ки рӯзи сешанбе шаш рӯз монда аз моҳи зулқаъда вайро ба бобутток баранд ба Бағдод ва дасту пои вай бибуранд ва чашми вай баркананд ва нагунсор бар дор кунанд ва бисӯзонанд ва хоки вай бар бод диҳанд…». Шайхулислом гуфт: «Надонам, ки ӯ медонист, ки он вайро хоҳад буд». Ин достонҳо ва бартар аз он дар тамоми Балху Марв ва Чочу Хуҷанд ва Хоразм лаҳза ба лаҳза густариш меёфт.

